ББК 84. 3 Точик
Г 21

*Тадқиқоти А. Ҳабибов*

**Г 21** Ганҷи парешон. — Душанбе: Ирфон, 1984.

304 саҳ.

Дар маҷмуаи «Ганҷи парешон» доир ба эҷодиёти 63 нафар шоирони гумноми Қаротегин, Дарвоз ва Кӯлоб, ки дар охири асри XVIII, асри XIX ва ибтидои асри XX зиндагӣ кардаанд, маълумот дода, аз ашъорашон намунаҳо оварда шудааст.

Умед аст, ки маҷмуа барои хонандагони арҷманд тӯҳфаи арзандае хоҳад гашт.

**Россыпи клада**

Г $\frac{70303 — 104}{М 501(13) — 84}$ 94 — 84

ББК.83. 3 Точик

## МУҚАДДИМА

Чунон ки маълум аст, яке аз хусусиятҳои хоси давраи феодализм саъй ва кӯшиши ба давлатҳои хурд-хурд тақсим кардани давлатҳои мутамарказӣ мебошад. Ин хусусиятро мо дар мисоли давлатҳои феодалии Осиёи Миёна хеле равшан мебинем. Гарчанде ки дар асри XIX давлати феодалии нисбатан мутамаркази амирони Бухоро, Фарғона, Хоразм вуҷуд доштанд, вале бисёр вилоятҳои тоҷикнишин, ҳамчун Ҳисор, Уротеппа, Кӯлоб, Қаротегину Дарвоз ба амoратҳои номбурда тобеъ набуданд.

Танҳо дар охирҳои ҳокимияти амир Музаффар бо ёрии армияи рус ин вилоятҳоро ба аморати Бухоро тобеъ кунониданд.

Аз ҷумла вилояти Ҳисор соли 1866-ум ва Қаротегину Дарвоз ҳам қариб дар ҳамин солҳо ба амири Бухоро ба зӯрӣ пайваст карда мешавад. Аз ин ҷо равшан аст, ки ҳокимони хурди феодалӣ то тобеъ шуданашон ба аморати Бухоро ҳукумати истиқлоли худро доштанд.

Ҳангоме ки вазъияти сиёсии мамлакат ба ин ҳолат буд, вазъияти адабиёти он низ ба ҳолати парокандагӣ ва ба қисмҳои хурд-хурди маҳаллӣ ҷудо шуда буд, ки ин дар навбати худ барои мадҳу санои ҳокимони маҳаллӣ лозим ва зарур буд.

Аз тарафи дигар ҳамаи шоирони Бухорои Шарқӣ барои ба Бухоро рафта шӯҳрат пайдо кардан имконият надоштанд ва бинобар ин, дар атрофи ҳокимони маҳаллӣ ва баъзеҳо дар деҳаву зодгоҳи худ истода, доираи адабии худро ташкил додаанд.

Маҳфилҳои адабии Ҳисор, Кӯлоб, Уротеппа, Хуҷанд, Кеш, Қаротегин, Дарвоз ва Бадахшон ба ҳамин сабабҳо вуҷуд доштаанд. Вале, мутаассифона, хусусият ва намояндагони барҷастаи ин маҳфилҳои адабӣ то кунун дуруст омӯхта нашудаанд.

Бинобар он ки доир ба шоирони маҳфили адабии Бадахшон ва Ҳисор маҷмӯаҳои алоҳида тартиб дода шудааст, мо дар ин ҷо танҳо дар хусуси маҳфилҳои адабии Дарвоз, *Қаротегин ва Кӯлоби охирҳои асри* XVIII, *асри* XIX ва ибтидои асри XX таваққуф карданӣ ҳастем.

Проблемаи омӯхтани аҳвол ва эҷодиёти шоирони кӯҳистониро ҳанӯз дар соли 1940 шоир ва олими маъруфи тоҷик марҳум Абдусалом Деҳотӣ дар мақолаи худ «Шоирони кӯҳистонӣ» ба миён гузошта буд. Муаллифи мақола баъд аз қайд кардани сабабҳои омӯхта нашудан ва зарурияти омӯхтани аҳволу ашъори шоирони кӯҳистонӣ ба тариқи хулоса навишта буд:

«Маҳалҳо, таърих ва тазкираҳоро ҷустуҷӯ карда, зинда гардонидани номи шоирони кӯҳистонии тоҷик ва омӯхтани эҷодиёти онҳо яке аз вазифаҳои муҳими мо, ходимони адабиёти советии Тоҷикистон, мебошад».

Дар ҳақиқат чунин таъкидомез вазифа гузоштани А. Деҳотӣ бесабаб набуд. Зеро ҳудуди ҷуғрофии республикаи ҳозираи мо асосан аз вилоятҳои кӯҳистон иборат буда, наомӯхтани аҳволу ашъори шоирони ин вилоятҳо барои пурра ва амиқтар омӯхтани таърихи умумии адабиёти тоҷик имконият намедиҳад. Ғайр аз ин боз сабабҳои дигар ҳам мавҷуданд, ки омӯхтани адабиёти хаттии он ҷойҳои кӯҳистонро зарур мегардонанд. Чунончи, барои дур будани ин вилоятҳо аз марказҳои маъмурӣ ва адабӣ, аксарияти шоирони ин маҳалҳо ба тазкираҳои адабӣ ва маҷмӯаҳои шоирон дохил нашудаанд. Аз ин рӯ аз ҳар гуна сарчашмаҳо гирд овардан ва ба хонандагони имрӯза шинос кардани аҳвол ва ашъори он шоирон дорои аҳамияти бузург мебошад. Гарчанде ки як қисми хеле хурди ин шоирон ба тазкираҳо дохил шуда бошанд ҳам, вале аз ашъорашон ба ҷуз аз як ғазал ва ё порчаи шеърие дигар чиз зикр намеёфт. Бинобар ин, аз ҳар навъ сарчашмаҳо ҷамъ овардани аҳволу ашъори ин шоирон бефоида нахоҳад буд. Зарурияти дигари омӯхтани аҳволу ашъори ин шоирон боз аз он иборат аст, ки бо сабабҳои камбағалӣ ва қашшоқӣ бисьёр шоирони боистеъдод ба марказҳои илмӣ ва шаҳрҳои марказӣ рафта натавониста, танҳо бо роҳнамоии девонҳои шоирони классикӣ ва анъанаҳои мавҷуда, худашон ба шеърсароӣ сар кардаанд. Аз ин ҷост, ки бисьёр шоирони хуб ба ғайр аз маҳалли худ дар ҷойҳои дигар шӯҳрат наёфтаанд. Ин гуна шоирон асосан дар байни мардуми маҳалли худ зиста, ашъори худро низ дар байни онҳо эҷод кардаанд. Бинобар ин дар ашъори ин гуна шоирон ҳаёт ва саргузашти мардуми маҳаллашон ва воқеаҳои ба онҳо во-

баста бештар ва хубтар инъикос ёфтааст, ки ашъори ин навъ шоиронро сарфи назар кардан ҳеҷ мумкин нест.

Илова бар сабабҳои дар боло зикршуда дар бисьёр деҳа ва районҳо одамони кӯҳансол ва дӯстдорони адабиёт бо баъзе ашъори ин шоирон шинос буда, онҳоро ба худ наздик медонанд, пурсуҷӯйҳо мекарданд. Вале мо ба онҳо ҷавоби қаноатбахш дода наметавонистем. Ғайр аз ин, чунон ки маълум аст, бисьёр ҳофизон ва сарояндагон аз дастнависӯ баёз ва сарчашмаҳои пароканда ашъори ин шоиронро ёфта ба оҳанг даровварда мехонанд. Аммо дар аксар вақтҳо аз муаллифони он суруду таронаҳо маълумоти кофӣ надоранд, гоҳо ашъори онҳоро саҳван ба касони дигар нисбат медиҳанд. Аз ин ҷо низ зарурияти тартиб додани ин маҷмӯа ба назар мерасад.

Аз рӯи он, ки адабиёти қисми кӯҳистони тоҷик низ қисми ҷудонашавандаи адабиёти умумии тоҷик мебошад ва дорои ҳамаи анъанаҳои адабиёти классикӣ аст, як қисми ашъори хуби онҳо ба мусиқии классикии тоҷик — «Шашмақом» дохил шудааст, ки ин низ моро вазифадор мекунад, ки аҳволу осори соҳибони онҳоро донем. Ғазалҳои Парии Ҳисорӣ, Дабири Ҳисорӣ, Ҷазбӣ, Ғиёсии Бадахшонӣ, Баҳрини Дарвозӣ, Ҳоҷии Кӯлобӣ ва ғайра аз қабили ҳамин гуна ғазалҳоянд, ки ба «Шашмақом» дохил шудаанд.

Барои он ки ин шоирон дур аз марказҳои маъмурӣ ва асосан дар маҳал ва ҷойҳои таваллудгоҳи худ истиқомат кардаанд, мадҳу санои амирон ва ҳокимони дарбор[1] дар эҷодиёти онҳо хеле кам ба назар мерасад.

Аз ашъори онҳо чунин менамояд, ки он шоирон нисбатан озодонатар ва бе фармоиши ҳокимону амалдорон шеър эҷод мекардаанд. Аз ин ҷост, ки ашъори ин шоирон ҳам аз рӯи аломатҳои лафзӣ ва ҳам аз рӯи мазмуну ғояҳои худ ба фикру андешаи мардуми меҳнатӣ бештар наздикӣ дорад.

Мазмунҳои сиёсӣ-иҷтимоӣ, шикоят аз қашшоқӣ, зулми ҳокимон, бeқадрии илму дониш дар замонашон, фикрҳои панду ахлоқӣ, тавсифи ишқи инсонӣ ва монанди инҳо дар ашъори ин шоирон ҷои марказиро ишғол мекунад. Азбаски адабиёт муоинаи ҳаёти мардуми ҳар як замон аст, ашъори ин шоирон моро бо ҳаёт ва урфу одати мардуми пеш аз революцияи ин ҷойҳо хеле хуб шинос мекунад. Феълан шинос шудани ҷавонони имрӯза бо ҳаёти вазнини тоҷикони пешазоктябрӣ басо аҳамияти тарбиявӣ дошта, ҷавононро ба қадру қимати сохти давлати социалистӣ расидан бештар вазифадор хоҳад кард. Ғайр аз ин, ҳар як халқ ва миллат бояд таърих ва маданияти пешгузаштагони худро донад ва

аз анъанаҳои беҳтарин ва хусусиятҳои хуби он барои тарбияи насли наврас истифода барад.

Вале дар ҳангоми истифода аз осорҳои гузаштагон принципи асосии гуфтаҳои В. И. Ленинро дар бораи вуҷуд доштани ду навъ маданият дар маданияти ҳар як миллат ва ба таври танқидона омӯхтани эҷодиёти гузаштагон сармашқи кори худ қарор додем.

Илми марксистӣ-ленинӣ чунин таълим медиҳад, ки мо бояд доир ба ҳалли ҳар як масъала се шарти зарурӣ: «макон, замон, шароит ва ҳолати» воқеаро ба ҳисоб гирем. Инчунин методи тадқиқоти марксистӣ таълим медиҳад, ки мо ашьё, ва воқеаҳоро аввал аз ҳолати соддагии онҳо омӯхтан сар карда ба шакли мураккаби он расонем. Бинобар ин нишондодҳо, мо ҳам дар назди худ вазифаи ибтидоӣ — яъне ба таври мухтасар доир ба шоирони номаълум ва камшӯҳрати қисми кӯҳистони тоҷик маълумот доданро гузоштем.

Баъзе фикрҳои нодурусти дигаре ҳам то кунун вуҷуд доштанд, ки гӯё асрҳои XVI, XVII, XVIII, XIX ва ибтидои асри XX дар таърихи адабиёти тоҷик давраи хомӯшӣ бошад. Вале, чунон ки аз тадқиқотҳои охир маълум мешавад, ин фикрҳои реакционии олимони буржуазӣ буда, асоси илмие надоштааст. Дар давраҳои зикршуда даҳҳо шоирони хуб аз сарзамини тоҷикон баромада, бо ашъори обдори худ дар байни мардуми худ шӯҳрат ёфтаанд: шоирони тоҷик Сайидои Насафӣ, Шавқати Бухороӣ, Имлои Бухороӣ, Икроми Бухороӣ, Аҳмад махдуми Дониш, Исо махдуми Бухороӣ, Мирзо Содиқи Муншӣ, Шоҳини Кӯлобӣ, Ёрии Дарвозӣ, Баҳрини Дарвозӣ, Мирзо Ҳасрат ва Париии Ҳисорӣ, Фориғ ва Мирзобобои Ҳисорӣ ва даҳҳо шоирони дигар дар ҳамин давраҳо саҳифаҳои таърихи адабиёти моро рангин сохтаанд. Танҳо дар охирҳои асри XVIII, асри XIX ва ибтидои асри XX аз сарзамини тоҷикон зиёда аз 400 нафар шоирон дар майдони адабиёт ҳунарнамоӣ кардаанд, ки девони ашъор ва осори дигари адабии аксарияти онҳо ҳоло дастраси мо шудааст. Аз ин ҷо равшан аст, ки суханон ва фикрҳои баъзе олимони буржуазӣ доир ба вуҷуд доштани давраи хомӯшии адабиёти тоҷик, беасос мебошад.

Чунон ки аз маҷмӯаи «Ганҷи Бадахшон», «Мероси адабии шоирони «Ҳисор» ва ин маҷмӯа низ мебинем, адабиёти тоҷик дар тамоми давраҳо дар ҳамаи гӯшаву канорҳо, ҳатто ҷойҳои хеле дурдасти тоҷикнишин хомӯш набуда, баръакс, чароғи адабиёти тоҷик ҳама ҷо равшан будааст.

Вале эътироф бояд кард, ки то солҳои охир шароити

омӯхтани адабиёти ин маҳфилҳои адабӣ фароҳам набуд. Зеро аз як тараф мутахассисони ин соҳа камӣ мекарданд ва аз тарафи дигар материалҳо ва мероси адабии ин шоирон ҷамъ ва тадқиқ нашуда буд. Вале Институти шарқшиносии АФ РСС Тоҷикистон ва хусусан сектори таърихи адабиёти он, ки бо роҳбарии доктор Расул Ҳодизода кор мекард, дар солҳои охир ба омӯхтани аҳволу ашъори шоирони кӯҳистон аҳамияти басо калон доданд. Расул Ҳодизода ғайр аз иштироки бевосита ва фаъолонаи худ дар анҷоми баъзе қисмҳои ин масъала боз ходимони зиёди сектори адабиётро ба ин кор ҷалб намуд. Вале нависандаи ин сатрҳоро аз соли 1958 ин ҷониб ба омӯхтани аҳвол ва ашъори шоирони қисми кӯҳистони тоҷик ё ки ба ифодаи дигар, шоирони қисми Бухорои Шарқӣ, вазифадор карда буданд. Маҷмӯаи «Ганҷи Бадахшон», «Мероси адабии шоирони Ҳисор» ва ин маҷмӯа асосан натиҷаи иҷрои ҳамин вазифа мебошад.

Ашъори шоирони кӯҳистон, асосан аз рӯи мавзӯъ, шакл ва тарзи баён, навъҳои шеърӣ ва хусусиятҳои дигари худ анъанавӣ буда, аз адабиёти классикии форсу тоҷик фарқе надорад. Вале баъзе хусусиятҳои на он қадар ҷиддӣ, ҳам дар ашъори онҳо дида мешавад, ки бо он аломатҳо онҳоро фарқ кардан мумкин аст. Ин хусусият пеш аз ҳама дар инъикоси воқеаҳои маҳаллӣ, мавҷуд будани воҳидҳои шевагӣ дар алфоз, соддагии баён ва равшану ҳамафаҳм эҷод кардани шеър ба назар мерасад. Дар ашъори ин шоирон образҳо ва тарзи баёни хеле равшан, ки аз ин ҷиҳат ба эҷодиёти даҳанакии халқ бисёр наздик будани онҳоро ба назар мерасонад, дида мешавад. Хусусан ашъори шоирон Ерӣ, Ноҷӣ, Маҳмуд, Гулханӣ, Носеҳи Кӯлобӣ ва боз чанди дигарро мисол нишон додан мумкин аст.

Ашъори шоирони кӯҳистон бо эҷодиёти доираи адабии шоирони Бухоро, Самарқанд, Қӯқанд, Эрон, Афғонистон, Ҳиндустон ва тоҷикзабонони дигар алоқаи зич дошта, ба ашъори баъзе аз онҳо мухаммас, назира ва ҷавобҳо гуфтаанд, ки мисоли онро мо дар дохили ин маҷмӯа хоҳем дид.

* * *

Дар маҷмӯа доир ба эҷодиёти 63 нафар шоирони Қаротегин, Дарвоз ва Кӯлоб, ки дар охири асри XVIII, асри XIX ва ибтидои асри XX зиндагӣ кардаанд, маълумот дода мешавад. Маълумот доир ба 12 нафар шоирон: Ноҷӣ, Ғармӣ, Ҳаҷрӣ, Ҳабо, Мавлавӣ Ҳаҷрӣ, Ранҷа, Ғабро, Маъдум, Бухорӣ, Фитрат, Носеҳ, Ҳоҷӣ ва Абдулҳай, бевосита аз де-

вони ашъор, маснавй ва баёзҳои шахсии худашон гирифта шудааст. Доир ба шоирони дигар маълумот аз тазкира, баёз, маҷмӯа ва сарчашмаҳои мухталифи дигар гирифта шудааст, ки аксари он сарчашмаҳо дастнавис мебошанд.

Ашъори шоирон дар маҷмӯа ба тариқи интихоб дода шудааст, зеро ашъори баъзе аз онҳо хеле зиёд буд, ки ҳаҷми маҷмӯа онро намебардошт. Вале кӯшиш кардем, ки ашъори шоироне, ки девонашон ба даст наомадааст, дар ин ҷо бештар гунҷонем.

Мураттаб сохтани маҷмӯаро аз рӯи маҳфилҳои адабӣ ба се қисм ҷудо кардаем, ки дар қисми аввал шуарои маҳфили адабии Дарвоз, баъд Қаротегин ва дар охир Кӯлоб ҷой дода шуд. Зеро ин тартиб барои омӯхтани хусусиятҳои ҳар як маҳфили адабӣ, дар оянда, осонӣ меоварад.

Доир ба вазъияти сиёсии Қаротегин, Дарвоз ва Кӯлоб дар асрҳои XVIII, XIX ва ибтидои XX асарҳои таърихӣ хеле зиёд буданд, ки мо аз такрори маълумоти онҳо худдорӣ кардем.

*А. Ҳабибов.*



ҚИСМИ 1

# ДОИРАИ АДАБИИ ДАРВОЗ



«Фитрат аз рӯи адаб изҳори
нодонӣ кунад,
В-арна Юнон бурдаанд хокистари
Дарвозро».

*(Фитрати Дарвозӣ)*

Дар ҳақиқат ҳам сокинони Дарвоз аз қадим боз ба шеър гуфтану ғазалсарой, таронаву достонсозӣ шӯҳрат ёфтаанд. Гумон меравад, ки манзараҳои зебои кӯҳистон, хониши мурғони кӯҳсор, садои резиши чашмаҳои зулолу обшорҳои ширвор, сафедии барфи кӯҳҳои сар бар фалак кашидаи беғубор, такудави оҳувон ва даррандаҳои бешумор, одамони ин водиро ба ваҷд оварда, беихтиёр ҳам табъи шоирии онҳоро барвақт бедор мекунад.

Шоири маҳбуби халқи тоҷик, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ, академик Мирзо Турсунзода дар бисёр баромадҳояш қайд мекунад, ки «Мардумони мо аксар шоирмизоҷанд». Ин фикр дар ҳақиқат ҳам дуруст буда, мо онро дар мисоли мардуми Дарвоз хеле равшан мебинем.

Доираи адабии Дарвоз аз охирҳои асри XVIII хеле равшан ба назар мерасад. Шаҳи Дарвоз Субҳонқулихон, ки дар охирҳои асри XVIII зиндагӣ ва ҳукумат кардааст, дар дарбори худ шоирони зиёди маҳаллиро фаро гирифта худаш ва писараш низ шахсан ба шеъру шоирӣ машғул будаанд. Пас аз ҳокимияти Субҳонқулихон дар замони ҳокимияти Шаҳ Туркхон боз маҳфили адабии Дарвоз хеле равшан ба назар намоён мешавад. Шаҳ Туркхон ҳокими Дарвоз, ки худаш низ завқи шоирӣ доштааст, дар дарбори худ шоирони зиёди Дарвозро ҷамъ карда бо онҳо мушоира ва мубоҳисаҳо ташкил медодааст. Аз рӯи баъзе материалҳо чунин менамояд, ки Шаҳ Туркхон ба ҳамсояи худ амири Умархон тақлид карда, дар дарбори худ шоиронро ҷамъ оварда, онҳоро ба ҷавоб гуфтан бар ашъори худ водор мекардааст. Ҷавоб гуфтани шоир Маҳмудхон, Лутфуллоҳхони Фитрат, Азизбеки Ҳаҷрӣ ва шоири номаълуми

дигар бар рубоии Шаҳ Туркхон гувоҳи равшани ин фикр аст. (Он рубоиҳо дар қисми аҳволи Шаҳ Туркхон зикр шудаанд.)

Дар охирҳои асри XIX ва ибтидои асри XX замони ҳокимияти Мирзо Йўлдошбии Бухорӣ дар Дарвоз боз мавҷудияти маҳфили адабии Дарвоз хеле равшан ба назар мерасад. Шоирон Ноҷӣ, Роҷӣ, Хокӣ, Ғофил, Иззат, Завқӣ, Маҳҷур ва дигарон аз шоирони ҳамин давра мебошанд. Мо дар ашъори ин шоирон мушоира, назира, мухаммас бастан бар шеъри якдигар, ҳаҷв кардани якдигарро ва монанди инҳоро мебинем.

Аз мисолҳои боло ва материалҳои дар маҷмўа буда, равшан маълум мегардад, ки аз охирҳои асри XVIII то ибтидои асри XX Дарвоз доираи адабии худро доштааст. Шоирони ин ноҳия бо шоирони доираи адабии Қаротегин, Қўқанд, Бухоро ва Бадахшон алоқаи наздики эҷодӣ доштаанд. Дар оянда омўхтани хусусиятҳои хоси ин маҳфили адабӣ вазифаи зарурӣ хоҳад буд. Акнун ба тариқи алоҳида бо баъзе шоирони Дарвоз шинос шавем.

## ҲАБОИ ДАРВОЗӢ

Ҳабо аз шоирони охирҳои асри XVIII ва аввалҳои асри XIX мебошад. Вале оид ба аҳвол ва ашъори шоир дар тазкираҳо маълумоте дода намешавад. Танҳо дар маҷаллаи «Афғонистон» Ҳаборо шоири Дарвозӣ гуфта, солӣ ҳаёташро аз 1200 то 1260/1786 то 1844 тахмин карда ва пас як ғазали ўро, ки бо матлаи:

«Зи гумномӣ чу анқо соҳиби ному нишон гаштам,
Ҷарасфарьёди маҳмил бастани ҳар корвон гаштам».

сар мешавад, дар он ҷо дарҷ кардаанд.

Ҳабо аз худ девони ашъорро ба мерос гузоштааст, ки хушбахтона, як нусхаи хеле хуб ва пурраи он ҳоло дастраси мо гардидааст. Нусхаи мазкур дастхат буда, дар зери рақами 821 дар фонди дастхатҳои АФ Тоҷикистон нигоҳ дошта шудааст.

Девони мазкур ҳаҷман 122 варақ (19,5×12,4) буда, бо хати настаълиқи хеле хуб бо дасти Муҳаммадаминшоҳ Мирохур, аз мавзеи Миёни Хумварӣ, (деҳаест дар наздикиҳои Қалъаихум), соли 1314/1896 — китобат шудааст. Қоғази девон қўқандӣ аст. Дар ҳар варақ 22—23-сатрӣ ҷой мегиранд, ки ҳамагии ашъори шоир зиёда

аз 2700 байт мебошад. Дар вараҷи 106а дар охири марсияе ки ба вафоти бародараш гуфтааст, номи ӯ чунин зикр меёбад:

...Убайдуллоҳ, рангин назм аз хуни ҷигар кардам,
Қалам аз шохи миҷгону давот аз чашми тар кардам.
Ба таърихи вафоти Ҳикматуллоҳ «доғ» сар кардам,
Ҳабо ғамнома сар аз баҳри фарзанди падар кардам,
Гиребон чок, бар сар хок, бар лаб нағмаи қонун.

Дар варақаи 122 б боз котиби девон Муҳаммадаминшоҳ Мирохур номи шоирро чунин қайд мекунад: «Тамом шуд ва бо ихтитом анҷомид назмҳои дилкаши Убайдуллои Зиғарӣ».

Аз мисолҳои боло маълум мегардад, ки номи шоир Убайдуллоҳ буда ва дар кишлоқи Зиғарӣ, райони пештараи Нулванди собиқ вилояти Ғарм зиндагӣ мекардааст. Соли таваллуд ва вафоти шоир равшан нест, вале муаллифони маҷаллаи «Афғонистон» ҳаёти шоирро дар байни солҳои 1200—1260/1785—1844 зикр мекунанд, ки ин маълумот ҳам он қадар дуруст нест, зеро шоир дар марсияи ба вафоти бародараш моддаи таърихи вафоти онро бо ибораи «Доғи сар» нишон додааст, ки ин ба ҳисоби абҷад ба 1265/1848—49 баробар меояд. Аз ин ҷо то соли 1848 дар қайди ҳаёт будани шоир маълум мегардад. Аз рӯи ашъораш низ маълум аст, ки ӯ зиёда аз шаст сол умр дидааст ва дар як ғазалаш дар ин бора чунин ишора мекунад:

...Аз шаст рафт умру надомат чаро кашам?
Ин қурс тӯшаи сафари ман намешавад.

Ҳабо дар ашъораш аз Дарвоз будани худро такроран қайд мекунад ва аз ин ҷо шубҳае нест, ки шоир дар Дарвоз таваллуд ёфта ва дар ҳамон ҷо зиндагӣ ба сар бурдааст. Байтҳои зерин ба дурустии ин фикр гувоҳӣ медиҳанд:

...Рубъи маскунро саёҳат мекунад ҳушам Ҳабо,
То ки гаштам сокини дарвозаи Дарвози табъ...

Ё ки:

Бо ишқи ҷаҳонсӯз Ҳабо гашт чу дамсоз,

Гардид маломатзада сар то сари Дарвоз.

Ё ки:

Зи рашки оразат боғи Ирамро бар замин кардӣ,
Марову дарраи Дарвозро хилватгузин кардӣ.

Аҳволи зиндагӣ ва аз кадом табақаи ҷамъият будани шоир хуб маълум нест, вале аз шикоятҳои сахте, ки дар ашъораш аз қашшоқӣ ва тиҳидастӣ мекунад, хуб равшан мегардад, ки Ҳабо хеле камбағалона ва қашшоқона умр ба сар бурдааст. Ғазалҳои зерини шоир гувоҳи ҳоли ӯ мебошанд:

Ба ҷуз накди таҷаллӣ нест дар бозори қашшоқӣ,
Мусибатхона беҳтар бошад аз меъмори қашшоқӣ.
Ба сад андӯҳу дарду меҳнату ранҷу алам рафтанд,
Агар бандад ба сар аз боби зар дастори қашшоқӣ,
Тамоми меваҳоро дар мазоқи табъ санҷидам,
Бувад аз заҳри қотил талхтар ашҷори қашшоқӣ,
Набошад обу ранги кимиё кай мис бигардад зар,
Бувад мунъим Масеҳо бар сари бемори қашшоқӣ.
Қадаҳнӯшони фитрат доманафшон рафтаанд он ҷо,
Ҳабо моро чӣ зебад шикваву озори қашшоқӣ

Ё ки ин ғазалро хонем:

Вой бар ҳоли тиҳидасте фитад дар доми қарз,
Ҷуз ба мурдан чора натвон сохтан анҷоми қарз.
Ҳар куҷо бошад ду муфлис шишаи соатнамо,
Ҳар замон дар чашми хам резад ғубори номи қарз,
Хор мегардад бар аъзои моҳӣ устухон,
Гӯши он нодастрас гар бишнавад пайғами қарз.
Нест мумкин заҳмате к-аз миннати дунон фузун,
Пора мегардад катони дил зи моҳи воми қарз.
Эй Ҳабо, гирди сари зарпарварон як сар мапеч,
То нагардад ҷабҳасои даргахи асноми қарз.

Аз шеърҳои боло хеле равшан аст, ки шоир Ҳабо талхиҳои қашшоқӣ ва қарздориро аз сар гузаронида, ҳолатҳои танги зиндагии худро ба таври ҳақиқӣ дар ашъораш тасвир менамояд. Ҳабои Дарвозӣ бо дигар шоирон табъозмоӣ карда бошад ҳам, аммо дар ашъораш ба Ҳофизи Шерозӣ пайравӣ карда яке аз мухлисони Ҳофиз мебошад. Ӯ дар ашъораш пайравӣ намудани худро бар Ҳофиз ва дар ғазал мақоми баланд дош-

тани ӯро такроран зикр мекунад. Ғазал ва матлаъҳои зеринро дар ин хусус хонем:

Зи алтофи ту, ё раб, гашт чун абри нисон Ҳофиз,
Ба мифтоҳи карам бикшой қуфли дил чунон Ҳофиз.
Ба меъроҷи тақозо назми мо ҳам поя дорад,
Замини шеър рафъатбахш то ҳафт осмон Ҳофиз.
Ба Ҳиндустони мазмун тӯтии шакаршикан Соиб
Ба Туркистони маънӣ булбули ширинзабон Ҳофиз.
Зи қаъри баҳри дил гавҳар бурун овардан аз Бедил,
Зи афлоки табиат кард хуршеде аён Ҳофиз.
Замингир аст назми Носиралӣ табъи Шавкат ҳам,
Вале дар шеър дорад авҷи роҳи қаҳкашон Ҳофиз.
Ҳабо дар ҷустуҷӯи нуктасанҷӣ пир гардидам,
Магар дидем охир як қалам он нуктадон Ҳофиз.

Боз дар шеъри дигар ба Ҳофиз ишора карда чунин мегӯяд:

...То Бухоро маъдани илму амал оростанд,
Гашта андар сарзамини мавзеи Шероз роз.
Ҳар куҷо шеъри Ҳабо дар дафтаре ташриф бурд,
Нуктасанҷон нисбаташ доданд дар эъҷоз ҷоз...

Дар мусаммани дигар боз аз Ҳофиз ба ин тариқ ёдоварӣ менамояд:

...Подшоҳо, зи карам боз бихон Ҳофизро,
Аз дари марҳамати хеш марон Ҳофизро,
Омад аз дасти ғамат кор ба ҷон Ҳофизро,
Боз кун воқифи асрори ниҳон Ҳофизро,
Карда умрест Ҳабо вирди забон Ҳофизро,
Чи кунад сӯхта бо дидаи гирьён мерафт.

Аз ин ҷост, ки Ҳабои Дарвозӣ дар эҷод намудани шеър (ғазал) ба услуби шеърсароии Ҳофиз наздик омада, аксар ғазалҳои ӯ хушоҳанг, дилчасп ва пурмазмун мебошанд.

Аз рӯи шакл ва ҳаҷми ғазал ҳам Ҳабо бар Ҳофиз пайравӣ карда, аксари ғазалҳои ӯ аз 5—7—8 байтӣ зиёд нестанд.

Ашъори Ҳабо аз рӯи мазмунаш низ гуногун мебошад. Мо дар ашъори ӯ баъзе фикрҳои иҷтимоиро мебинем, ки шоир онҳоро ба тариқи ҳаққонӣ тасвир ме-

намояд. Ғазалҳои дар хусуси қашшоқӣ, қарздорӣ, ки дар боло зикр ёфтаанд, аз ҷумлаи ҳамин гуна фикрҳо мебошанд.

Мавзӯи асосии ашъори Ҳабо шикоят аз замон ва ахлоқи вайрони он, аз беқадрии илму дониш, мубориза бар зидди зоҳидони риёкор, мумсикон ва тамаъкорон мебошад. Хусусан мавзӯи шикоят дар ашъори шоир мавқеи намоёнро ишғол мекунад, ки мисраъҳои зерин ба дурустии ҳамин фикр далолат мекунанд:

Аз баландӣ гашт вазъи чархи қаҷрафтор каҷ,
Дар миёни саркашон ҷуз теғи ҷавҳардор каҷ.
Ғайри ҷинси хештан кас дар ҳақиқат раҳ нарафт,
Соя он ҷо бештар бошад, ки шуд девор каҷ.
Мардуми каҷбозро гетӣ навозиш мекунад,
Мебувад оина ҳар ҷо зулф бо рухсор каҷ.
Дар тариқи чор мазҳаб чор хислат норавост,
Лафзи каҷ, маънии каҷ, мазмуни каҷ, гуфтори каҷ.
Домани улфат буриданҳои ӯ з-ин беш нест
Ҳар касе бо ёри якдил мекунад озор каҷ.

Ё ки дар шеъри дигар чунин мегӯяд:

Чарх бо мардуми каҷбоз навозиш дорад,
Аз каҷӣ гашт, Ҳабо, зулф ба рухсор шараф.

Боз дар як қитъаи шеърӣ чунин менависад:

Кардам саҳаре аз дили ғамдида саволе,
Баҳри чӣ Ҳабо дар ватани хеш наосуд?
Гуфто зи каҷӣ бар кафи дастанд камонҳо,
Аз ростравӣ тир ба таркиш натавон буд.

Ё ин ки аз беқадрии илм ва олимони замонаш чунин шикоят мекунад:

Азбаски нест қадри сухангӯ, сухан абас,
Бошад яқин барои шаҳидон кафан абас.
Булбул ҳарифи гул бувад у май ҳарифи ҷом,
Дар боғ ошьёнаи зоғу заған абас.
Ширин кашид талхии Хусрав зи ҷоми ишқ,
Аз зарби теша пора сари Кӯҳкан абас...

ва боз дар ғазали дигар мегӯяд:

Чун Ҳабо аз нуктасанҷон қадр нест,
Байту назму шеърхониҳо абас.

Дар ашъори Ҳабо шеърҳои зиёде мавҷуданд, ки шоир онҳоро ба муқобили зоҳидони риёкор равона кардааст. Ӯ дар як шеъраш онҳоро ба шамъи мурда нисбат дода чунин мегӯяд:

Зоҳид фиреби хирқаву саҷҷода то ба кай?
Бо шамъи мурда оина бошад лаган абас.

Ё ки дар шеъри дигар боз чунин менависад:

Ба тори сабҳаи саддонаи худ печ эй зоҳид,
Ман аз зулфи бараҳманзадае зуннор мебандам.

Боз дар шеъри дигар:

Зоҳидо, гашта ба тооти риёӣ мағрур,
Эй хатокеш, бувад сумсалавотат дастур.
Дурднӯши қадаҳи майкадаи риндон бош,
Ғӯта дар ҷайби гиребон мазан аз Қашфу Қубур...

Дар бораи мумсикон чунин мегӯяд:

Ба карамбахшии худ нест ризои мумсик,
Оҳ аз он кас зи қазо гашт гадои мумсик..
Дарди носур илоҷе зи табошир дору,
Марҳами марг тавон кард давои мумсик.
Санги миннат ба сари аҳли хирад мерезад,
Ними ноне, ки Ҳабо, гашт сахои мумсик.

Бар муқобили дурӯғгӯён чунин менависад:

Надорад намак нони хони дурӯғ,
Ки шамъи мусаввир надорад фурӯғ,
Забон дар даҳон гиру хомӯш бош,
«Ҷаҳонгашта бисьёр гӯяд дурӯғ,..»
Саропо ҷаҳон деви одамнамост,
Надорад, Ҳабо, нисбати шир дӯғ.

Аз мисолҳои боло равшан аст, ки Ҳабои Дарвозӣ. ҳамчун шоири пешқадами замонаш, бар зидди ҳама гуна ахлоқвайронон баромад мекунад.

Ҳабои Дарвозӣ ғайр аз фикрҳои панду насиҳатӣ баъзе шеърҳои худро ба тасвири табиат ва зебогии он мебахшад. Як ғазали баҳорияи шоир ба матлаи зерин сар мешавад:

Зиндагӣ боқист ранги ҷустуҷӯ дорад баҳор,
Орази гулзор шабнам шустушӯ дорад баҳор.
Рангу бӯи зиндагӣ дар ғунчаи ҳар шохсор,
Баҳри шӯри булбулон рангин наво дорад баҳор.

Дар мухаммаси дигари худ Ҳабо боз орзӯи фасли баҳор ва боғи сабзазорро карда мегӯяд:

Биё соқӣ, фасли баҳор асту боғ,
Ки дар базми дил барфурӯзем чароғ.
Ба як ҷуръаи ҷом хуш кун димоғ,
Зи сарҷӯши ҷоми маям деҳ фароғ.
Ки гирьяд сурохӣ бихандад аёғ...

Баҳор асту ҷоми маи арғувон,
Сурохию соқию хуш гулистон,
Чу булбул муғаннии ширинзабон,
Ҳарифи зарифи маонӣ баён,
Ҳабо, шеърхонӣ кунад тар димоғ.

Аз ин қабил шеърҳо дар девони шоир кам нест ва аз онҳо хуб маълум мегардад, ки Ҳабо табиат ва лаззати онро дӯст медорад.

Ғайр аз мавзӯъҳои зикршуда, микдори зиёди девони Ҳаборо шеърҳои ишқӣ-лирикӣ ишғол мекунад.

Гуфтан лозим аст, ки дар эҷод кардани ғазалҳои ишқӣ Ҳабои Дарвозӣ муваффақияти хуб пайдо кардааст, ки сабаби он шояд аз пайравӣ кардан ба Ҳофизи Шерозӣ ба амал омада бошад. Аксари ғазалҳои шоир дилчасп, хушоҳанг ва муаттар мебошанд, ки хонандаро ба ҳайрат меоварад. Ғазалҳои Ҳабо на танҳо аз рӯи мазмун ва бадеиёт, балки аз рӯи соддагии забон ва равонии шеър ҳам қобили диққат мебошанд.

Якчанд ғазалҳои ишқии шоирро дар зер мехонем:

Маҳи ман, ҷон туро қурбон намекардам, чӣ мекардам?
Гар ин мушкил ба худ осон намекардам, чӣ мекардам?
Ду абрӯят камон акнун намегуфтам, чӣ мегуфтам,

Зи шастат мурғи ҷон бечон намекардам, чӣ мекардам?
Зи лаълат бӯсаи пинҳон намеҷустам, чӣ меҷустам?
Дили беморро дармон намекардам, чӣ мекардам?
Ба роҳат чун қалам бар сар намекардам, чӣ мерафтам?
Чу сарафгандагӣ дармон намекардам, чӣ мекардам?
Ҳабо, зуннори зулфатро намебастам, чӣ мебастам?
Ба холат арсаи имкон намекардам, чӣ мекардам?

* * *

Табибо, марҳами реши ҷигар дорӣ? — Бигӯ дорам!
Масеҳо, сӯи беморат назар дорӣ? Бигӯ дорам!
Сарам фарш аст дар хоки умеди роҳи якрангӣ,
Қ-аз ин бехонумон рашки дигар дорӣ? Бигӯ дорам!
Сияҳрӯзам, надонам шоми ғам афтодам аз модар,
Яқин аз моҷарои мо хабар дорӣ? Бигӯ дорам!
Ба бозори умедат нақди (ҷон) бар каф баровардам
Ба гарди домани васлат харидорӣ? Бигӯ дорам!
Ба ҳасрат рафтаи бисмилнигоҳи дидаи хешам,
Ба ранги ҳалқаам беруни дар дорӣ? Бигӯ дорам!...
Навои посбонии Ҳабо з-он шеър шуд пайдо,
Зи бонги посбононат ҳазар дорӣ? Бигӯ дорам!

Ба васфат, эй бути симинбадан, ашъор мебандам,
Садои ноларо дар нағмаи минқор мебандам.
Ба тори сабҳаи саддонаи худ печ эй зоҳид,
Ман аз зулфи бараҳманзодае зуннор мебандам.
Надорад нақди ҷинсам қимати бозори савдоят,
Зи рамзи рухсати наззораи дилдор мебандам.
Дар он базме, ки мутриб пардаи сози ту мебандад,
Забони нолаамро бар раги ҳар тор мебандам.
Надорад нисбати бӯси кафи поят Ҳабо лекин,
Вале дарди сарат бар дидаам темор мебандам.

* * *

Гуфтам, ки дилам бастаи он мӯ нашавад, шуд,
Сар зери хами теғи ду абрӯ нашавад, шуд.
Девонаву савдоию Маҷнуни фарорӣ,
Аз ғамзаи он наргиси ҷоду нашавад, шуд,
Бо зоҳиди саҷҷода нашастем сабаби дил,
То моили он қомати дилҷӯ нашавад, шуд.
Ҳар ошиқи ғамдида ғаме гуфт, нагуфтам,
То дар ғазаб он турки шарархӯ нашавад, шуд.
Гуфтам, ки Ҳабо рафт ба саҳрои хаёлат,

Дар бодияҳо ҳамдами оҳу нашавад, шуд.

* * *

То шудаам бо ту дучор, эй санам,
Рафта зи дил сабру қарор, эй санам.
Ҷон диҳамат гар ту диҳӣ дар иваз
Бӯсаву оғӯшу канор, эй санам.
Дар ғамат ҳар умр, ки бар бод рафт,
Нест дар он умр шумор, эй санам.
Қарда ба ҷон бандагиатро қабул,
Қундузу Аёму Ҳисор, эй санам.
Рехтаӣ дар дили санг ҳар замон,
Аз ғазабу қаҳр шарор, эй санам.
Рухсати наззора ба рӯи Ҳабо,
Ҳаст таманно ду ҳазор, эй санам.

* * *

Як табассум зи лабат, дидаи гирьён аз ман,
Як сухан аз даҳанат, сад дили бирьён аз ман.
Зулфи ошуфтаву печухами кокул аз ту,
Ҷигари сӯхтаву синаи бирьён аз ман.
Шодию ишрату базму тарабу ноз аз ту,
Оҳу афғону ғами ҳаҷр фаровон аз ман.
Наргиси фитнаву махмури сияҳмаст аз ту,
Рӯзу шаб мунтазиру дидаи гирьён аз ман.
Бевафоию ҷафо ҷустани бисьёр аз ту,
Нолаи субҳидаму синаи афгор аз ман.
Мутрибу соқию ҷоми маи гулранг аз ту,
Даст бар сар задану оҳи шаби тор аз ман.
Бо Ҳабо тундиву қаҳру ғазабу хашм аз ту,
Аҷзу бечорагию зории бисьёр аз ман.

Чи тавре, ки мебинем, ашъори Ҳабои Дарвозӣ хеле ошиқона ва ботароват мебошад.

Ғайр аз мавзӯҳои зикршуда, боз дар ашъори Ҳабо баъзе воқеаҳо ва таърихҳои маҳаллӣ тасвир ёфтаанд, ки аз ин ҷиҳат ҳам аҳамияти ашъори ӯ боз ҳам зиёд мегардад.

Мустазоди Ҳабо:

Фарьёд ки он ринди хароботи қадаҳнӯш,
Рохи нафас исбот,

[illegible]ам ки аз ин дилшудагон аст фаромӯш
он қиблаи ҳоҷот.
Гуфтам зи кӣ омӯхтаи бодапарастӣ?
эй анҷуманоро,
Гуфто, ки: хуми бодаи эҷод бизад ҷӯш,
ман гуфтамаш: ҳайҳот.
Дар пои хум афтодаву бо шиша ҳамоғӯш,
Дар кӯи харобот.
Ногаҳ ба ҳам афтод дар он базмгаҳи қудс,
Медидамаш аз дур.
Мастона баромад зи дари хонаи хаммор,
Саршори маҳи ноб,
Маҳве шудам аз қомати сарву хираду ҳуш,
Чун дид мукофот...
Он ҷуръапарастони сияҳ масти сабӯҳат,
Он шоҳиди Ирфон,
Қ-аз бебасарон гашта чу оина намадпӯш,
Обод зи шолот.
Дар шаъшаи шамъи дилафрӯзи ду олам,
Парвонаваш омад.
Дар сояе бошӣ чу Ҳабо нисбати фонус,
Медод зи мушкот.

## ВОЛА

Вола тахаллуси адабии шоири нимаи аввали асри XIX Дарвоз Ҳомидхоҷаи бинни Раҳматуллоҳ мебошад. Ин шоир соли 1210 ҳиҷрии қамарӣ, мувофиқан 1795 милодӣ дар райони собиқ Тавилдараи Дарвоз ба дуньё омадааст. Вола барои таҳсили илм ба Ҳиндустон сафар карда, пас аз хатми таҳсил маълумоти кофӣ ба даст овардааст. Хусусан дар илми адабия маълумоти хуб дошта ва ашъори неку месурудааст. Ӯ пас аз ҷамъу фаро овардани илм ба ватанаш омада соли 1285/1868 дар зодгоҳи худ вафот меёбад. Оромгоҳи шоир дар ҳамон деҳаи зодгоҳи ӯ мебошад. Ашъори бо тахаллуси «Вола» дар баёзу ҷунгҳо зиёд дучор мешавад, аммо барои он, ки дар ин давра чанд шоири дигар ҳам бо ин тахаллус шеър гуфтаанд, ашъори онҳоро аз ҳам фарқ кардан душвор аст. Вале ғазал ва мухаммаси зерин, ки ба Волаи Дарвозӣ нисбат дода шудаанд, дар ин ҷо дарҷ мешавад.

Руҳу зулфу хату лаъли лабат, эй моҳи ҷонпарвар,
Бувад шамсу шабу мушку чаҳорум хуққаи шаккар.
Ба хоки пои ту рухсори худро бар замин молад,
Фаредуну Қубоду Ардашеру Бобаку Санҷар.
Ниҳад гардун ба поят сар, барад фармон, кунад хизмат,
Аввал Доро, дуюм Хусрав, савӯм Хоқон, дигар Қайсар.
Нишони наъли кафши ӯ агар бар ман расад, Вола,
Кунам саҷда, диҳам бӯса, ниҳам бар рух, занам
бар сар.

Мухаммаси Вола бар ғазали Ҳофиз:

Маро рӯзе, ки эй гардун аз он маҳ дур афгандӣ,
Ба олам з-он сабаб ҳаргиз надидам рӯи хурсандӣ.
Шабе ногаҳ дар он ҳолат ба уммеди баруманди,
Саҳар бо бод мегуфтам ҳадиси орзуманди.
Хитоб омад, ки восил шав ба алтофи худовандӣ.

Намедонам чӣ кайфият бувад дар ишқи афсунсоз,
Набошад дар раҳаш аз якдигар шоҳу гадо мумтоз.
Қасе огаҳ нашуд аз кори ӯ сеҳрест ё эъҷоз,
Қаламро з-он сабаб набвад, ки сирри ишқ гӯяд боз,
Бурун аз ҳадди таҳрир аст шарҳи орзумандӣ.

Сабаб бар ашки сурхам, носеҳо, аз рӯи гулгун пурс,
Зи хубони ҷафоҷӯ ҳоли маҳҷурони дилхун пурс,
Бирав аз ҷилваи Ширин ғами Фарҳоди маҳзун пурс,
Дил андар зулфи Лайлӣ банду кор аз ишқи Маҷнун
пурс,
Ки ошиқро зиён дорад муқолоти хирадмандӣ.

Лаби лаъли дурафшонат равонбахш асту шӯрангез,
Суханҳои итоболудаат шаҳд асту заҳромез,
Ба нозу ишва чашмонат нишотафзост ҳам хунрез
Ба сеҳри ғамзаи фатон давобахш асту дардомез,
Ба чини зулфи мушкафшон дилоромиву дилбандӣ.

Ту олифитратӣ азбаски бо дунон маҷӯ пайванд,
Чу меҳр аз хоки зулмонӣ ба сӯҳбат суфларо мапсанд,
Зи нопокон кашанд албатта доман ҳар саодатманд,
Ҳумое чун ту олиқадр ҳирси устухон то чанд,
Дареғ он сояи давлат, ки бар ноаҳл афгандӣ...

Бувад ин Вола камтар аз сагони орифон ҳарчанд,
Ба амри шаҳ ба рӯҳи Хоҷа шуд лекин таваҷҷӯҳманд,

Чи мумкин варна дар абъёти ӯ ҳарфе кунад пайванд.
Ба шеъри Ҳофизи Шероз механданду мерақсанд,
Сияҳчашмони Кашмириву туркони Самарқандӣ.

## НОДИР

Мулло Муҳаммад Нодир аз шоирони асри XIX Дарвоз аст, ки бо шоир Ҳомидхоҷаи Вола муосир ва дӯсти наздик будааст. Аз марсияе, ки дар вафоти Вола гуфтааст, то соли 1285/1868 дар қайди ҳаёт буданаш маълум мешавад. Ду байти он марсия чунин аст:

Қашид рахти сафар з-ин ҷаҳони меҳнату ғам,
Фариди асру ба дониш ба ҳар диёр алам...
Ба фикр рафт ба таърихи Ҳомиди марҳум,
Наёфт Нодири мискин ба ҷуз «дареғу алам».

Дар мисраи охирин иборан «дареғу алам» моддаи таърих буда ба адади 1285 баробар меояд.

Ҳокими Дарвоз Йӯлдошбӣ, ки тартибдиҳандаи баёзи шоирони Дарвоз аст, низ се ғазали ӯро дар баёзи худ, дарҷ кардааст, ки мо онҳоро дар қисми намунаи ашъораш дарҷ хоҳем кард. Оид ба ҷои таваллуду вафот ва тарафҳои дигари ҷараёни ҳаёти шоир маълумоте ба даст надорем. Аз ашъори мавҷудааш шӯхтабъ ва базлагӯй буданаш ба назар мерасад. Дар пайравии Мушфиқӣ ва Абдулқодирхоҷаи Савдо (Бепул) шеър гуфтанаш низ далели шӯхтабъии ӯст. Ашъори зерин аз осори ӯ мебошад:

Турфа шӯхе, ки бувад бурдани хобаш ғалатӣ
Чин зада бар рухи худ зулфи дутобаш ғалатӣ.
Бо рақибон ҳама дам бодаи гулгун бихӯрад,
Ба мани сӯхтадил нозу итобаш ғалатӣ.
Бӯи гулзори ҷамолаш на ҳамин мушки Хутан,
Рӯҳбахш аст, вале атру гулобаш ғалатӣ.
Доғам аз ишқи паричеҳра, ки номаш ғалатӣ,
Бодапаймо санаме нашъаи ҷомаш ғалатӣ.
Ба нигоҳе дили сад шефта дар дом кашад,
Турфа сайёди ситампеша, ки домаш ғалатӣ.
Нарасидам, ба маромаш на ба зорӣ, на ба зар,
Қас надидаст чунин шӯх маромаш ғалатӣ.
Дилписанд аст, вале турфа нишасте дорад,

Хушхиром аст, вале тарзи хиромаш ғалатӣ.
Гар, ки ин шеър писанд аст ба ҷонон, Нодир,
Фикри шеъри дигаре кун, ки тамомаш ғалатӣ

* * *

Обе, ки чой дам хӯрад аз рақси чилвааш,
Ҷӯшад ба сони чашмаи ҳайвон барақ-барақ.
Санбӯса бӯса бар лаби ҷонам занад ба ҷост,
Бишкуфта ҳамчу ғунчаи гулшан варақ-варақ.
Имшаб ба хоб рӯи накӯи ту дидаам,
Эй нони гарми пурчази хуршеди пуршафақ.
Шоҳаншаҳи Хитост магар бахши дилпазир,
Бошад вазир шавлаи пургӯшт дар табақ.
Угро, биё, ки риштаи ҷони ту дар табақ,
Шӯрбо чакид аз рухи мастоба чун арақ.
Арзам ба гӯши дилбари тушберагӣ расид,
Бошад сияҳпиёз аз ғами манту маро фатақ(?)
Нодир асири зулфи каҷи пашмак асту бас,
Ё раб, масоз дар ғами бағловааш пачақ.

* * *

Аз бас карашмакуштаи он сарвқоматам,
Кӯрон ба дида сурма кашанд гарди турбатам,
Маҷнуни дашти дардаму Фарҳоди кӯҳи ғам,
Аюби кӯҳи сабраму Яъқуби ҳиҷратам.
Ман он наям, ки миннати гардуни дун кашам,
Сояд ба соқи арш сари рахши ҳимматам.
Шохи чарам, ки тоза зи гулшан буридаанд,
Маҳруми бӯстонаму мардуди оташам.
Дар маҳфиле, ки нашъаи ушшоқ пурсадост,
Қонуннамост сӯзиши доғи муҳаббатам.
Нодир, нигоҳи масти кӣ маҳвам зи хеш кард,
Сар то қадам чу оина лабрези ҳайратам.

## ҚУЛӢ

Қулӣ тахаллуси адабӣ ва як қисми номи шоири охирҳои асри XVIII ва нимаи аввали асри XIX Дарвоз Субҳонқулиҷ бинни Саидшоҳ мебошад. Аз рӯи баъзе маълумотҳои мавҷуда чунин менамояд, ки Қулӣ дар

ноҳияи Шикайии Дарвоз ҳоким будааст, ки мувофиқи истилоҳи ҳамон вақт онҳоро «Шаҳ» мегуфтаанд.

Ҷараёни ҳаёти ин шоир хуб маълум нест, вале аз ашъори худаш ва баъзе маълумотҳои дигар дар Дарвоз зиндагӣ кардани ӯ равшан аст. Доир ба ин шоир тартибдиҳандаи баёзи 819 Йӯлдошбии (Доӣ) чунин хабар додааст:

«...Доии ҳақир дар санаи 1315 буд ,ки ба мансаби аморати Урунбии сарфароз шуда ба вилояти Дарвоз ҳоким гардида дар он вақт ин баёзро ба ҷиҳати ёдгорӣ намуда дар сафҳаи аввали он аз ғазалиёти Субҳонқулихон — шаҳи вилои мазкур, то ғазал ва қасидоти аҳли он вило, аз ҳозир то собиқ дохил намуда, се сол ба вилои мазкур ҳукуматронӣ карда...».

Ин муаллиф ва ё ки тартибдиҳанда 193 байт ашъори гуногуншакли ӯро дар баёзи худ дарҷ кардааст.

Маълумоти дигар доир ба Субҳонқулихон дар маҷмӯаи «Афғонистон» ба назар расид, ки онҳо низ дар ноҳияи Шикайи Дарвоз макону ҳукумат доштан ва то солҳои 1220—1230 ҳиҷрӣ (1805—1814) дар қайди ҳаёт будани ӯро зикр кардаанд.

Аз рӯи тахмин вафоти шоир низ дар ҳамон ноҳияи Шикайи Дарвоз сурат гирифта бошад.

Қулӣ бояд шоири соҳибдевон бошад, зеро мо дар баёзи 819 ғазал, маснавӣ, мусамман, муноҷот ва навъҳои дигари шеъри ӯро мебинем. Вале то кунун девони ӯ дастрас нагардидааст. Ҳоло ғайр аз 4 ғазал (39 байт), як маснавӣ (дар насиҳати фарзанд 93 байт), 2 муноҷот (26 байт) ва як мусаммани ӯ (44 байт), ки ҳамагӣ 202 байт мешавад, чизи дигаре ба даст надорем. Аммо аз ашъори мавҷуда ҳам донистан душвор нест, ки шоир бештар дар мавзӯи ҳамду наът, муноҷот ва панду ахлоқ шеър мегуфтааст. Аз ин ҷо чунин ба назар мерасад, ки Қулӣ ба тарафи тасаввуф бештар майл доштааст.

Дар ашъори ин шоир як хусусияти аҷибе ба назар мерасад, ки мо онро дар ашъори шоирони дигар, ки аз табақаҳои болоии ҷамъияти феодалӣ ба майдон омадаанд, дида наметавонем. Ин хусусият дар он аст, ки шоир аз зулмкорӣ, беадолатӣ ва муфтхӯр будани синфи ҳоким, ки худаш намояндаи он аст, ошкоро ва иқроран сухан меронад. Ӯ дар маснавии «Насиҳати фарзанд» ба писараш чунин мефаҳмонад:

...Хастем ҳама золиму ситамгар,
Одамвашу дар ҳақиқат аждар...
Эй вой ба ҳоли мо, ки ҳар рӯз,
Сад ҷавр кунему зулми ҷонсӯз,
Ҳар лаҳза кунем ҳазор бедод,
Мардум ҳама ҷавргӯ ба фарьёд...

Аз ин абьёт фаҳмида мешавад, ки шоир камбудию норасогии синфҳои ҳокимро равшан зикр карда ва баъд аз ин фарзанди худро ба илму адаб машғул шудан, дар ҳокимият адолатнок будан ва хислатҳои хуби дигар даъват менамояд, ки мо порчаеро аз он маснавӣ дар қисми намунаи ашъораш қайд мекунем.

Ин равияро пеш гирифтани Қулӣ аз як тараф майли пешқадамии ӯро фаҳмонад, аз тарафи дигар боз ҳам аз нуқтаи назари тасаввуф ба масъала наздик шудани шоирро ба назар мерасонад.

Табъи шеъри Қулӣ баланд аст, хусусан ғазалҳои ишқиро хеле хуб месарояд.

Ҷои вафот ва турбати шоир низ дар ҳамон деҳаи Шикайи Дарвоз воқеъ шудааст.

Ашъори зерин аз табъи Қулӣ мебошад:

Моҳи ман то аз камин як дам паи наззора шуд,
Ҷон фидои як нигоҳи он парирухсора шуд.
Донаи хол аз миёни ҳалқаи зулфаш намуд,
Мурғи дил бе рам ба доми он бути маккора шуд.
Заҳрханда карда сӯяш шӯхи бебок аз шитоб,
Ларза дар аъзо падид аз бими он хунхора шуд.
Теғи абрӯ баркашида ҷониби қатлам шитофт.
Аз синони миҷааш дар сина захми кора шуд.
Рахши нозашро ба майдони ғазаб ҷавлон намуд,
Сар зи тан гардид ҷудову гӯи он маҳпора шуд.
Қас ба баҳри ғам фурӯ гардад, маҷоли оҳ нест,
Ҷӯи ашкам бар сари мижгон ду сар фавора шуд...
Дар вуҷудам то Сулаймони муҳаббат даст ёфт,
Масҷиди ақсо ба саҳни ботинам меъмора шуд...
Ишрату роҳат Қулӣ дар байъи меҳнатҳо фурухт,
То ки дар бозори ишқи маҳвашон тиҷҷора шуд.

* * *

Давр каҷбозӣ намуду чарх дар наззора шуд.
Турктози лашкари ғам бар сарам якбора шуд.

Ҷомаи айшам қазо оби ғами Яъқуб рехт,
Дида аъмо гашт, Юсуф гум, ҷигар сад пора шуд.
Пири Канъон ин мусибатҷомаро пӯшида монд,
Баъди вай дар даҳр инъоми мани бечора шуд.
Мавҷи кулфат дар миёни қулзуми дил ҷӯш зад,
Киштии ҷисмам ба гирдоби ҳаводис пора шуд...
Он, ки Қорун шуд ба олам ё ки Хусрав, оқибат.
Молу мансаб монду ҳамроҳи кафан овора шуд.
Санг бар дил баста аҳли фақр яъне назди мо,
Тахту тоҷу симу зар камтар зи санги хора шуд.
З-ин сабаб киштӣ ба худ гиранд, ки бе киштӣ, Кулӣ,
Ғарқ гардад он, ки баҳри ишқро сайёра шуд.

* * *

Замона гардани гарданкашон бастаст, донистам,
Шаҳаншоҳони оламро ҷигар хун баст, донистам.
Надорам эътибор аз салтанат, зеро, ки якчанде,
Ба ҳар кас аҳду паймон карду бишкастаст, донистам.
Пас аз мурдан Сикандар баҳри ибрат даст боло кард,
Ки баъди марг ҳар шоҳе тиҳидастаст, донистам.
Зи ваҳму ғафлату афьюн муҳайё кардааст гардун,
Ки одам ночашида бехуду мастаст, донистам.
Ҳумои давлатат ҳарчанд бар сар соябон бошад,
Ба охир ҷуғз дар қасри ту биншастаст, донистам.
Чи хуш гуфто, Қулӣ, солик, ки ин дуньёи дунпарвар,
Камар бар қатли ҷони бедилон бастаст, донистам.

### Маснавии Қулӣ дар баёни насиҳати фарзанд:

Эй, аз ту зиё ду чашм абро,
Дилрост хушию ханда лабро,
Бодо ба ду оламат худо ёр!
Аз дарду ғаму балот нигаҳдор!
Мақсуд ҳар он чӣ дорӣ дар дил,
Гардӣ ба муроди хеш восил.
Аз умри табей баҳра ёбӣ,
Бо номи накӯ ту шӯҳра ёбӣ.
Аз лутфи худо шавӣ сарафроз,
Дар илму ҳунар зи халқ мумтоз.
Илме, ки дар ӯ амал кунӣ том,
Берун наниҳӣ зи шаръ як гом.
Дил хаста шавад вале ба ночор,

Таҳсин кунад туро ба ҳар кор.
Оям ба насиҳатат диҳам панд,
Санчида сухан шунав ту якчанд.
Ин панди маро бигир дар гӯш!
Илм ор ба каф ту дар амал кӯш!
Аз мардуми пуршарар ту парҳез!
Дар домани олиме биёвез!
Аввал ту зи қол баҳравар шав!
Он гаҳ зи ҳол бохабар шав!...
Сарришта ба дасти туст имрӯз,
Як дам дили худ зи баҳри худ сӯз.
Сайъе бинамо ту, эй писар, зуд,
То ин, ки шавӣ ба ҳашр хушнуд.
Зинҳор макун ту умр зоеъ,
Андар ҳама вақт бош хошеъ!...
Дарке ту зи молу ҷоҳ дарьёб!
Қ-ин тӯҳфа ба дасти туст дар хоб!
Бедор шавӣ асар набинӣ,
Дар ҳасрати ӯ кашӣ ғаминӣ.
Ҳаргиз накунӣ ба ман хаёлат,
Бо сӯи табору амму ҳолат!...
Ҳастем ҳама золиму ситамгар,
Одамвашу дар ҳақиқат аждар.
Ҳар феъли бади зи аббу аҷдод.
Дидию шунидӣ хайр чун бод...
Ин панд, ки гуфтамат на он аст,
Қ-аз шоҳию мирият зиён аст.
Дар шоҳ шудан на айбу ор аст,
Ин кори расулу чорьёр аст.
Лекин, ки ба дасти аҳли зуллом,
Ин мансаби нек гашта бадном.
Гар шоҳ шавӣ ту адл пеш ор,
Чун бехирадон машав ситамкор!
Бишнав зи каломи ҳақ ба қуръон,
Кӯ яъмару гуфт ба адлу эҳсон.
Ҷои дигар аъдалу биафзуд,
Андар паи ӯ Набӣ бифармуд;
Қ-аз дасти ту як адолат ояд,
Ситин санаи ибодат ояд,
Аз даст мадеҳ ту ин саодат,
Беҳтар набувад аз ин ибодат!...
...Эй вой ба ҳоли мо, ки ҳар рӯз,
Сад ҷавр кунему зулми ҷонсӯз,
Ҳар лаҳза кунем ҳазор бедод,

бой ва 350 байт маснавӣ мавҷуд аст, ки ҳамагӣ қариб 3000 байт шеърро ташкил медиҳанд. Муқоваи девон аз истеҳсоли косибони Осиёимиёнагӣ буда, дар миёна бо пӯсти оҳу дӯхта шудааст.

Ашъори Маъдум аксаран мазмуни ишқӣ, тарбиявӣ-ахлоқӣ дошта, масъалаҳои дигарро хело кам дар бар мегиранд.

Аз рӯи санъати шеърӣ ва бадеиёт, инчунин, аз рӯи кор фармудани воситаҳои бадеӣ, Маъдум шоири хуб менамояд. Ӯ дар санъати шеърӣ бештар ба Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ тақлид менамояд, ки аксари тақлиди ӯ бемувофиқат набаромадааст.

Маъдум ғайр аз девони ашъораш Баёзеро тартиб додааст, ки дорои 80 варақ буда ғазал ва мухаммасоти зиёда аз 20 нафар шоирони аз худ пешгузаштаро дар он дарҷ менамояд.

Ғазалҳои зерин аз девони ашъори шоир Маъдум гирифта шуд:

Эй фитна, бар миён зада домон, чӣ меравӣ?
Дер омадию зуд шитобон чӣ меравӣ?
Аз субҳи сина рӯзи қиёмат намудаӣ,
Эй маҳ, кушода банди гиребон чӣ меравӣ?
Ҷамъе асир кард зи дилҳои ошиқон,
Ҷоно, ба доми зулфи парешон чӣ меравӣ?
Оташ задӣ ба хирмани умрам ба як нигоҳ,
Эй масти шӯълахӯи хунафшон чӣ меравӣ?
Хоҳӣ магар, ки об кунӣ лаъляро зи шарм,
Бо ин ду лаб ба сӯи Бадахшон чӣ меравӣ?
Бебоку ошиқона ба дорулҳалоки ишқ
Эй булҳавас, бигард, хиромон чӣ меравӣ?
Маъдум карда гулшани садранг аз хаёл,
Булбул, биё, ба сӯи гулистон чӣ меравӣ?

* * *

Парда бар чеҳра биандоз, агар меоӣ.
Сӯзам аз тоби рухат, чун ба назар меоӣ.
Ҳама шаб дида набастам чу нуҷум аз ғами ту,
Меҳр бошад агар, эй маҳ, чу саҳар меоӣ.
Андарунам надиҳӣ бору бурунам ояд,
Ҷони ғамдида бадар то ту бадар меоӣ.
Хабарам нест зи худ то зи барам рафтӣ душ,

Чӣ шавад бехабар аз худ чу хабар меой.
Бархӯр аз умр, магар хуни касе мерезӣ,
Ҷомаву теғ чӣ пӯшида ба бар меой?
Сар ҷудо рақсадам аз шодию тан низ ҷудо,
Теғи кин бар кафу домон ба камар меой...
Чӣ кунам, гар на ту Маъдум диҳам сар гуфтанд:
На ба зорӣ, на ба зӯру на ба зар меой.

* * *

Шуд Масеҳо дардманд аз фикри дармон вой-вой,
Вой-воям чун шунид аз дард, дармон вой-вой.
Дил пур аз ғам, дида пурнам, сина чоку заъфи тан,
Хора болиш, хор бистар, оҳу афғон вой-вой.
Даст баста, по шикаста, шӯхи золим дод сар,
Аз канорам дар миёни баҳри тӯфон, вой-вой.

Шаб сиёҳу бекасию дузд ғолиб, раҳ дароз,
Дур манзил, чоҳ ҳар ҷо, барфу борон, вой-вой.
Ёр ғоиб, ғайр ҳозир, таънагӯён в-ин ситам,
Сина сӯзон, дил парешон, дида гирьён, вой-вой.
Бенавоӣ, берафиқӣ, бедимоғӣ, бедилӣ,
Бепаноҳӣ, бемаконӣ нест сомон вой-вой...
Чанд чун Маъдум рӯзу шаб кунӣ вирди забон,
Вой-вой аз дарду дармон, дарду дармон вой-вой.

## МАҲҶУР

Маҳҷур тахаллуси адабии шоири асри XIX ва ибтидои асри XX Сайидхоҷаи писари Ҳомидхоҷаи «Вола» мебошад. Ӯ дар деҳаи Вахиё, райони пештараи Тавилдара (ҳозираи Комсомолобод) дар оилаи марди деҳқон ва шоир Вола таваллуд ёфта, баъдҳо барои таҳсили мадраса ба Бухоро меравад. Маҳҷур мадрасаро тамом карда ба хизмати амир Абдулаҳадхон кашида мешавад. Аммо аз рӯи тахмин баъд аз чанд муддат Маҳҷур ва Нӯъмон ба ватанашон Дарвоз ба кор таъин мешаванд. Ҳокими ҳамонвақтаи Дарвоз Йӯлдошбӣ ба муносибати унвони «бии» додан ба Раҳим ва Нӯъмон ва мансаби судурӣ ба Маҳҷур чунин таърихе навиштааст:

Шукри иллаҳ шуд ба мо завқи сурур,
Мансаби ҳар се дуогӯ дар ҳузур.

Чунки Нӯъмону Раҳим аз лутфи шаҳ,
Мансаби «бӣ» шуду ишонаш судур...
Аз фараҳмандӣ ба ман зар доду гуфт,
Хон муборакбод аз лафзи судур.

Йӯлдошбӣ қайд мекунад, ки «Дар вақти ҳокимии бандаи ҳақир, ғуломи камтарини шоҳи маъдилатоин Мирзо Йӯлдошбӣ — соли 1317».

Аз он ҷое, ки Мирзо Йӯлдошбӣ таърихро соли 1317 ҳиҷрӣ (1899 милодӣ) зикр карда, маълум мешавад, ки ба мансабҳои номбаршуда таъин шудани ин касон низ ба ҳамон сол баробар мебошад.

Аз рӯи мушоира ба мактуботи ба шакли шеърӣ навиштаи амир Абдулаҳадхони (Оҷиз) ба номи Маҳҷур ва ҷавобҳои Маҳҷур ба ӯ чунин ба назар мерасад, ки онҳо бо ҳам як навъ муносибати наздике доштаанд. Барои мисол якчанд матлаъ ва мақтаи шеъри онҳоро дар ин ҷо меоварем:

Напурсид ҳеҷ гоҳ аҳволи ман он гулбадан ҳаргиз,
Зи ҳиҷрон он чӣ ман дидам надида кӯҳкан ҳаргиз.
Сухан кӯтоҳ кун, Оҷиз, ба Маҳҷур гӯю бо Нӯъмон,
Ба Ферӯзу ба бемазҳаб намегӯям сухан ҳаргиз.

Маҳҷур:

Надорад бӯят, эй гул, атр, не мушки Хутан ҳаргиз,
На анбар, не гули шому саҳар, не ёсуман ҳаргиз.
Шароби арғувонӣ мечакад аз шаҳди гуфторат,
Намерезад ба ҷуз аз нур з-он лаъли Яман ҳаргиз.
Дуои давлати Олӣ ба ҷон гӯям ба сад зорӣ,
Ба ғайр аз ин намебошад маро вирди даҳан ҳаргиз.
Ду саргардони ҳиҷронат яке Маҳҷуру Нӯъмон аст,
Намегардад ҷудо аз сина сӯзи сӯхтан ҳаргиз.

Оҷиз:

Ҳазорон шукр мегӯем бо ин ҷо расиданҳо,
Ҳама ҷамъем чун парвину бо Кеш орамиданҳо.
Сухан кӯтоҳ кун Оҷиз, ба ин мазмун бо Маҳҷур,
Агар он низ мегӯяд ҷавоб аз мо шуниданҳо.
«Чу хуш гуфтӣ ба шарбахтонаи васлаш,
Расам, ёди ватан кардан магар дар хоб диданҳо».

Маҳҷур:

Ба васли дӯст, ё раб, кай бувад танро расиданҳо,
Ба рӯяш дида гардад серу в-аз ҷон орамиданҳо.

Чаро Маҳҷур маҳрум аз висоли ёр мемонад,
Дигар тоқат надорад гӯши фурқатро шуниданҳо.

Баъд аз шеърҳои боло Маҳҷур ғазалҳои мадҳияро бо матлаи зерин дар васфи Абдулаҳад месароядः

Ҷонам фидои лаъли шакарбори ҳазратам,
Тан кош хок бод ба дидори ҳазратам.

* * *

Арзи ҳоли дили худро ба шумо мегӯям,
Васли дидори тӯро ман зи худо меҷӯям.

Баъд аз ин гуна мадҳгӯӣ «Ҷаноби Олӣ» Абдулаҳад ба ӯ чунин менависад:

Табъи шеърат баҳорро монад,
Дар ҷаҳон ёдгорро монад...
Ҳар куҷо зору мизтар аст бингар,
Оҷизи хоксорро монад. .

Маҳҷур:

Толеам зулфи ёрро монад,
Бахт шабҳои торро монад...

Маҳҷур боз чунин менависад:

Эй ҷону дилам фидои номат,
Ширин зи шакар бувад каломат.
Баҳри дили зори нотавонам
Гуфтӣ сухан, эй шаҳи ҷаҳонам.
Ҳар ҳарфи маро ҷавоби ширин,
Додӣ ба мани хароби ғамгин.
Гардид забон ба ком баста,
Дандони суханварӣ шикаста.

Оҷиз чунин ҷавоб менависад:

Ман гашта асири зулфи домат,
Ҷонам ба фидои ҳарфи номат

Аз ин гуна мушоира байни ин ду кас боз дар вараки 93-аб дида мешавад. Аз ин ҷо чунин менамояд ки

Маҳҷур яке аз наздикон ва маддоҳони Абдулаҳад будааст. Ҳокими Дарвоз Йӯлдошбой иззати зиёд доштани Маҳҷурро дар назди амир Абдулаҳад ба назар гирифта, пеш аз ҳама ашъори Маҳҷурро дар зери лавҳаи гунбазмонанде, дар баёзи худ ҷой додааст. Ҳаҷми ҳамаи ашъори дар он баёз дарҷёфта 327 байтро ташкил медиҳад. Агарчанде, ки як қисми ашъори Маҳҷур дар мадҳи амир Абдулаҳад гуфта шуда бошанд ҳам, вале дар эҷодиёти ӯ баъзе мухаммас ва ғазалҳои хубе ҳам мавҷуданд, ки дар мавзӯъҳои дигар гуфта шудаанд.

Тазкиранависи ибтидои асри XX Неъматуллоҳи Муҳтарам доир ба ин шоир чунин маълумот додааст:

«Маҳҷур тахаллуси асолиби шоҳи нуктапардозӣ, наҷоиби дастгоҳи шаҷари сухантарозӣ Саидалихоҷаи судӯри Дарвозист, ки шохи сидра ба муносибати мавзунии мисраъаш, дилнишини қудсиён ва шаҷари тубо ба муҷонасати баландии фикраш манзури биҳиштиён. Байт:

Сариророи айвони сиёдат,
Саодатбахши девони наҷобат.

Мустаҷамъи макоруми ахлоқ ва муштаҳари манозили офоқ буда, аз ҷумлаи нудамои амир Абдулаҳадхон аст. Дар санаи 1326/1908 ҷони поку равони идроки худро ба карбалои аҷал супорида ва девони шеърӣ бар сафҳаи рӯзгор ёдгор гузорид».

Ин ғазалро ҳамчун намунаи ашъораш зикр мекунад:

Хуноби сиришки ман ҳар рӯз бувад ҷорӣ,
Дил сӯхт, ҷигар хун шуд, эй дӯст, хабар дорӣ?
Дар хонаи ғам танҳо аз бахти сиёҳ нолам,
Аз шоми фироқи ӯ, ё раб, ту нигаҳ дорӣ.
Бар гирди вафо ҳаргиз он шӯх намегардад,
Кардем ба ҷону дил ҳарчанд харидорӣ.
Аз қавси ду абрӯяш хӯрдам ба ҷигар захме,
Дар ҷодаи ҳасратҳо афтода ба сад хорӣ.
Ҷуз лола намебинам дар сина ба ҷуз доғе.
Маҳҷур ба сар печад андӯҳу гирифторӣ.

Маҳҷур ҳам мисли бисьёр шоирони дигар аз ҳает ва тарзи зиндагиаш шикоят мекунад, аз ин ҷо маълум мегардад, ки аҳволи рӯҳӣ ва иқтисодии ӯ низ хуб набудааст. Ӯ дар як ғазалаш ба ин маънӣ чунин мегӯяд:

Даҳр, кай коре кунад гӯяд касе обод бод,
Ҳар киро як дод ҷоми ғам маро ҳафтод дод.

Ҷараёни ҳаёти ин шоири боистеъдод хуб маълум нест, аммо аз ашъораш чунин бармеояд, ки ӯ ба синни пирӣ ва мӯсафедӣ расида будааст:

Мебарад сад орзу ҳар дам ба ин мӯи сафед,
Лоиқи иззат наям бар ман азобе кун шадид.

Шоири машҳури Дарвоз Бузургхоҷаи Мазлумтахаллус низ писари ҳамин Маҳҷур аст. Падари Маҳҷур Ҳомидхоҷаи Вола низ аз шоирони хуби замонаш будааст.

Соли вафоти Маҳҷур 1326—1908 мебошад ва маҳалли вафоташ низ дар Дарвоз бояд бошад.

Ашъори зерин аз табъи ҷури Маҳҷур аст:

Аз ғазалиёт:

Шоми ғамам ба субҳи висолаш таноб дод,
Табдили шаб ба рӯз шуду офтоб дод.
Ё раб, кадом шӯхи ситамкори сангдил,
Оташ ба ҷони зори мани дилхароб дод.
Ин буд норасоии бахт аз азал маро,
Имрӯз ин алам ба кадомин ҷавоб дод.
Барканд ногаҳ, аз рухи зебо ниқобро,
Моҳи шаби чаҳордаҳеро саҳоб дод.
Гулзорҳои рӯи замин мушкбӯ шуданд,
Ҳар гаҳ насим зулфи туро печутоб дод.
Олам ҳама зи шарбати лаълаш чашидаанд,
Моро зи ҷоми бодаи ғам беҳисоб дод.
Мурғи дилам дамодам чу булбул кунад хурӯш,
Он дам, ки ёр наргиси масташ ба хоб дод.
Гардун ҳазор кас ба хадангаш шаҳид кард,
Навбат ба ман расид ба рӯям итоб дод.
Оташ ба ҷони халқ бас он шӯх барфиганд,
Маҳҷурро ба хӯрдани онҳо кабоб дод.

* * *

Умрест бо ёди рухаш дорам чароғон дар бағал,
Таълими дарси мактабаш, мактуби ҳиҷрон дар бағал.
Аз шавқи рӯи он санам доғе ба дил бинҳодаам,
Чашмам зи хуноби ҷигар пур гашту резон дар бағал.

Ёди қади сарваш ба дил кардам нигоҳам шуд хиҷил,
Бозам хаёли зулфи ӯ шуд мори печон дар бағал.
Ку ҳамчу ман дар кӯи ӯ, парвонаи шамъи рухаш?
Мегардам аз гирди сараш, гар ояд он ҷон дар бағал..
Чун булбулам дар гуфтугӯ, дар дил бувад сад орзу,
Як бор бинам рӯ ба рӯ, он моҳи тобон дар бағал.
Ҳар кас надонад хӯи ӯ, ногаҳ бубинад рӯи ӯ,
Захме хӯрад з-абрӯи ӯ, бе тиру пайкон дар бағал.
Маҳҷур аз бори ғамаш сад доғ дорад бар ҷигар,
Қай бинам он сарви сиҳӣ ояд хиромон дар бағал.

* * *

Дар даҳан ёқуту бар сар қурси зар дорад чароғ,
Чун рухи хуршеди тобон дар назар дорад чароғ.
Маҷлисоро оташе аз дил намоён мекунад,
Ё магар аз синаи ошиқ хабар дорад чароғ.
То ба ҷои он, ки ашк аз шабнишинон мечакад,
Бар сари мижгон шарар аз чашми тар дорад чароғ.
Менишинад орази хубон тамошо мекунад,
Ҳар куҷо бандад назар роҳи гузар дорад чароғ.
Нест осудан ба ҷуз аз сӯхтан парвонаро,
Сӯхтаномӯхтан одат ба сар дорад чароғ.
Мекунад пурнур дар шаб саҳни ҳар кошонаро,
Аз дами сарди ҳаво доим хатар дорад чароғ.
Чашми хоболудаи Маҳҷур равшан мешавад,
Ин навозишҳо, ки ҳар шому саҳар дорад чароғ.

* * *

Ҳусн не, ҳар кӣ кулаҳ мешиканад,
Ҳаваси дӯғ ба маҳ мешиканад.
Ошиқеро набувад сӯзи дарун,
Орзуҳо ба нигаҳ мешиканад.
Баҳри бишкастани дилҳои хароб,
Моҳрӯ зулфи сияҳ мешиканад.
Тоҷире суду зиён фаҳм накард,
Қиммати кола ба раҳ мешиканад.
Дили солор агар маҳкам нест,
Ҷанг нокарда сипаҳ мешиканад...
Қамари умр дуто шуд, Маҳҷур,
Хоҳ имрӯзу пагоҳ мешиканад.

* * *

Дар мактаби ишқи ту маро роҳи гузар нест.
Такрори сабақ ҷуз сари зулфи ту дигар нест.
Ҳар кас, ки ба болини ғамат гар биниҳад сар,
Ҷуз сӯхтан осоиши дигар ба ҷигар нест.
То кай зи фироқат мани саргашта бинолам,
Аз рӯзи қиёмат магарат ҳеҷ хабар нест?
Аз гӯшаи чашми ту фитад гар дили зорам,
Мушкилтар аз ин дар ду ҷаҳон чизи дигар нест.
Сайёд ба доми худ агар сайд бигирад,
Бо теғи ҷафо сар бизанад, лофи ҳунар нест.
Андар паи озори халоиқ натавон буд,
Бишнав сухани Хоҷа агар гӯши ту кар нест.
Маҳҷур ба хомӯши ту ҳамхона тавон буд,
Бо сангдилон нолаву зори ту асар нест.

* * *

Тири нигоҳат, эй маҳ, дар синаҳо нишаста.
Дилҳо чу лола пурхун, бо доғҳо нишаста.
Ҳар як гадои кӯят аз рӯи интизорӣ,
Дар каф асо гирифта, дар кӯчаҳо нишаста.
Аз мавҷи хуни дилҳо бар чашми ошиқонат,
Ранги ҳинои дастат бар дидаҳо нишаста.
То дар чаман даромад, он ёри баргузида,
Гулҳо ба ҷои бистар, дар зери по нишаста.
Ҳар кӯзаи сафолин ҷоми шароб набвад,
Май ихтиёр дорӣ, дар шишаҳо нишаста...
Маҳҷур, базми дилкаш дар бӯстони шоҳист,
Ҳар ҷо гул аст булбул дар боғҳо нишаста.

## Мухаммас бар ғазали Ноҷӣ

Моҳро дар вазни ҳусн он маҳ ба мизон бишканад.
Бишканад олам агар домони мижгон бишканад.
Қиммати лаъли Яман он лаъли хандон бишканад.
Зулф бишкан, то тамоми ҳусни хубон бишканад.
Рух намо, то орзуи мо ғарибон бишканад.

Акси рухсори маҳаш гоҳе намоён мешавад,
Ҳамчу зулфаш хотири олам парешон мешавад,
Сабр аз бесабрии дилҳо гурезон мешавад,

Маскани оинаҳои ақл вайрон мешавад,
Зиндагӣ беқадр гардад, қиммати ҷон бишканад.

Ин тани бемори ғамро кист ғамхорӣ кунад?
Бо забони хушдилӣ ҷонро харидорӣ кунад?
Бахт агар ёрӣ кунад, то дӯст дилдорӣ кунад,
То ба кай ҷон пеши ҳар ноқадрдон зорӣ кунад?
Санг агар бошад дил, аз оҳи табибон бишканад.
Бурқаъ аз рух баркушояд, оламе шайдо шавад,
Ҳуш аз сарҳо гурезад, ақлҳо яғмо шавад,
Сад қиёмат қоим ояд фитнаҳо пайдо шавад,
Зуфунун ҳайрон бимонад бар сараш ғавғо шавад,
Кӯҳ агар бошад аз ин ошӯб тӯфон бишканад.

Қоматаш майли хироме ҷониби гулшан кунад,
Сад чаманро аз фурӯғи рӯи худ равшан кунад.
Наргис аз номи қудумаш дидаро равзан кунад.
Ёсуманро дил шикофад гар баҳо савсан кунад.
Эътибори хубрӯиро бад-инсон бишканад.

Қофари зулфаш ба қасри оразаш лашкар кашад,
Турраи шабранг бар хуршеди рӯяш сар кашад,
Оламеро аз ҳуҷуми бурдуборӣ даркашад,
Ҳалқаи зуннори гесӯро ба дӯшаш баркашад,
Дину оин дар висоқи ҳар мусулмон бишканад.

Қ-аз табассум лаъли майгунаш агар хандон шавад,
Ҷайби писта аз хиҷолат чок то домон шавад.
Беҳиҷобӣ аз ғилофи орзу урьён шавад.
Хонаи Маҳҷуру Ноҷӣ дар даме вайрон шавад,
Гавҳари васлаш агар бар хеш сомон бишканад.

### Мухаммас бар ғазали Ҷомӣ

Ғайри маро зи шаҳди лаби худ шакар диҳӣ,
Аз накҳати ду зулфи каҷат мушки тар диҳӣ.
Дар гулшани висоли ҷамолат гузар диҳӣ,
Ағьёрро мудом май аз ҷоми зар диҳӣ.
Чун даври мо расад ҳама хуни ҷигар диҳӣ.

Ҳаргиз надида чашми ҷаҳон инчунин шаҳе,
Партав фиганда бар рухи офоқ чун маҳе,
Дил доғи ҳаҷр гашта наёбам сари раҳе,
Ҷонам зи шавқ сӯхт, чӣ бошад агар гаҳе.
Бӯе зи пераҳан ба насими саҳар диҳӣ.

Эй дил, бисӯз аз ғаму хуноба хӯр ҷигар,
Андар фироқи ёри вафодори нозхар,
Эй дида, ашк рез зи хун шом то саҳар,
Эй бод, агар кунӣ сӯи он остон гузар.
Аз ман ҳазор бӯй бар он хоки дар диҳӣ.

Чун шамъи сарбараҳна маро оташ аст тоҷ,
Шуд партави ҷамоли рухаш дидаро сироҷ.
Дардам зи даст рафта намепурсадам мизоҷ
Бемории маро чу надонад касе илоҷ,
Хез, эй табиб, чанд маро дарди сар диҳӣ,

Эй боди субҳ, ёди манӣ зор бошадат,
Аз оҳу нола, дард, хабардор бошадат,
Рафтӣ агар ба сӯи чаман кор бошадат,
Гар дар ҳарими ҳурмати ӯ бор бошадат,
Аз ҷони хастагони фироқаш хабар диҳӣ.

Маҳҷурро насиб бувад кош аз азал,
Аз хоки остонаи ӯ пур кунам бағал,
Ҷонро диҳам ба ҷои ҳамон хок дар бадал,
Ҷомӣ ба ҷон расид зи ғам, кош эй аҷал,
Аз ҷоми марг шарбати ӯ зудтар диҳӣ.

## Мухаммас

Одати даҳр аст ҳар гул дар баҳорон бишкуфад,
Лола дар саҳрову наргис дар гулистон бишкуфад.
Хотири ошиқ ба васли рӯи ҷонон бишкуфад
Ғунчаи дил аз нигоҳи нозанинон бишкуфад.
Оҳ аз он рӯзе чароғи доғи ҳиҷрон бишкуфад.

Риштаи тасбеҳ шуд умр аз шумори зиндагӣ,
Мебарад дил орзуҳо аз хумори зиндагӣ,
Монд хушк охир лабам аз ҷӯйбори зиндагӣ.
Кист дар олам набошад доғдори зиндагӣ?
Лолаи хуниндил аз хоки ғарибон бишкуфад.

Умрҳо шуд ҷони ман дар риштаи нозат гусил,
Ҳар нигоҳат мекунад пурхун ҷароҳатҳои дил,
То ба кай аз тундии хӯи ту мебошам хиҷил,
Хуни ман гар ихтиёрат рехтан бошад, бахил,
Нест мумкин як замон он лаъли хандон бишкуфад.
Анбар аз гесӯи мушкини ту дорад офарин,

Сарвро ҳад нест бо сарви қадат гардад қарин,
Қай бувад бинам ҷамолатро ба чашми худ яқин.
Ё алай-ул-олимин ё таҳмирин ё носирин,
Оразат дар ханда, лаб чун гул намоён бишкуфад.

Сер гардад дидаи ман аз висолаш кошки,
Сина беандуҳ гардад аз хаёлаш кошки,
Хизр резад оби ҳайвон бар камолаш кошки,
То абад обод дарбору ҷамолаш кошки,
Матлаи хуршеди иқболаш ба даврон бишкуфад.

Гарчӣ базми орзуи дидаам таъхир шуд,
Хуни дил дар синаи умедам омад шир шуд,
Гавҳари мақсудро Маҳҷур дар тадбир шуд,
Ақли пирӣ нотавонӣ карду домангир шуд,
Мезанад сармо гулеро, ки зимистон бишкуфад.

## Мухаммас

Эй ба гулзори ҷамолат дидаи ҷон мунтазир,
Дар фуруғи нури рӯят садҳазорон мунтазир,
Бо умеди як нигоҳат чашми ҳайрон мунтазир,
Хона бар дӯши ғамам, ин хонавайрон мунтазир,
Дар гули рӯи ту, эй гул, андалибон мунтазир.

Булбули дил то ба гуфтори ту омад сар ба сар,
Қатра-қатра мечакад аз дида хуноби ҷигар,
Мурғи рӯҳаш дар тапидан омад, эй вологуҳар,
Раҳмро бар дил қарин гардон, бар ҳолам нигар,
То ба кай бошам ба ғам дар кӯи ҳиҷрон мунтазир.

Бар мани бедаступо як лаҳзае ором нест,
Шафқате бар ҳоли ман з-он наргиси бодом нест,
Аз лаби ширини шаккаррези ӯ инъом нест,
Шаҳдро бо дида мебинем, вале дар ком нест,
Ҷоми ҳайронӣ ба каф, дар хона пинҳон мунтазир.

Бӯи гулзори вафоро аз куҷо ҷӯяд димоғ?
Меҳр дар чоҳи адам умрест тан дорад фароғ,
З-он сабаб дар сина аз бемеҳрӣ месӯзад чароғ,
Ҳеҷ дил чун лола холӣ ман намебинам зи доғ,
Ҳар касе дилтира чун шоми ғарибон интизор.

Рангу бӯи бӯстонҳо аз гулу сунбул шавад,
Зоғро кай қобилият бошад ӯ булбул шавад.

Ҳеҷ хоре кас надида дар чаман то гул шавад,
Муи сар бисьёр бо мушкил ҳама кокул шавад.
Баъзе дар авҷи ғурурӣ, баъзе дар нон мунтазир.

Риштаи васли маро миқрози ҳиҷрат пора кард,
Ҷораи Маҳҷурро шоми ғамат бечора кард.
Меҳри рухсори ту моро аз ватан овора кард.
Нолаҳои зори ман симобро сангхора кард.
Аз шикебоӣ бурун дардам ба дармон мунтазир.

## Мухаммас

Ба рӯят аҳли олам дидаҳайрон аст, ман зомин,
Зи ишқат дил даруни сина бирьён аст, ман зомин.
Нигоҳат домгоҳи бурдани ҷон аст, ман зомин,
Ба савдои ту дил дар оҳу афғон аст ман зомин.
Тамоми дида аз доғи ту гирьён аст, ман зомин.

Зи ошӯби ғамат як лаҳза ороме намебинам,
Гаҳе аз дарди дил ноламм, гаҳе аз ҷони ширинам,
Гаҳе савдо ба сар дорам, гаҳе оташ ба болинам,
Агар бовар намесозӣ, қасам бо дину ойинам.
Ба ин меҳнат на ман танҳо, ҳазорон аст, ман зомин.

Ба сар савдогирифторам, ба дил муштоқи дидорам,
Ба рӯят орзумандам, нигоҳатро харидорам,
Ғуломи наргиси мастам, асири тарзи рафторам.
Сиришки гарм мерезад зи ҳасрат бар ду рухсорам,
Аз ин кулфат яке ҷон додан осон аст, ман зомин.

Ман аз ҷон кӯи ҷононро ба ҷону дил ҳавас дорам,
Намегардам аз ин савдо ба он вақте нафас дорам.
Ҳама шабҳо ба худ сад ранг овози ҷарас дорам,
Дили Маҳҷур чун булбул навоҳо дар қафас дорам,
Зи дуди оҳи ман олам парешон аст, ман зомин.

## Мухаммас

Дӯш он ёр ба ман кард нигоҳи ғалатӣ,
Чашмро сурма кашидаст сиёҳи ғалатӣ,
Ба сари хеш ниҳодаст кулоҳи ғалатӣ.
Холҳои аҷабе бо рухи моҳи ғалатӣ.
Ҳамчу товус хиромид ба роҳи ғалатӣ.

Гуфтам эй рӯи ту оинаи хубони ҷаҳон,
Ба тамошои ҷамолат ҳама дар оҳу фиғон.
Сарв аз қомати дилҷӯи ту гардид ниҳон.
Нигаҳат шуд ба тағофул ҳама рафт аз дилу ҷон,
Боз пинҳонкунии рӯт панохе ғалатӣ.

Лаби ширини ту аз кони асал дод хабар,
Даҳанат ғунчаи нур аст, каломи ту шакар,
Хизри хат тоза баротест баромад ба назар,
Гирди моҳи рухи ту мушк бувад ё анбар,
Ба нигоҳи мани дилхаста гиёҳе ғалатӣ.

Ҳеҷ гул ранги гули оразы ту нашкуфта,
Хотирам ҳамчу сари зулфи ту шуд ошуфта,
Бар рухи зард ғубори сари роҳат руфта,
Нагузаштаст касе дарди маро ногуфта.
Ин чӣ шоми ғами ҳаҷр асту пагоҳе ғалатӣ.

Зи кӣ пурсам, ба кӣ гӯем зи сӯзи аламат,
Лоиқи дида надидӣ зи ғубори қадамат,
Гашта Маҳҷур асири нигаҳи дам ба дамат,
Гузаре ор ба сарманзили бемори ғамат,
Бишунав нолаи зори ману оҳи ғалатӣ.

## МИЗРОБХОН

Мизробхон низ аз шоирони асри XVIII Дарвоз будааст. Ӯ дар Қалъаихум ҳукумат дошта Шаҳ Дарвозхон ва Шаҳ Мансурхон бародарони ӯ будаанд. Муаллифи «Таърихи Бадахшон» Фазлалибек дар бораи муҳорибаи байни Мизробхон ва мир Султоншоҳи Бадахшӣ доир ба қалъаи Ёвони вилояти Роғ маълумот додааст. Хусусан дар бораи Мизробхон (Мизробшоҳ) чунин мегӯяд:

«Лиҳоза Мизробхон, ки марде буд қавиҳайкал ва шеърчангол ва дар маърака ва майдон ба усули қадим баҳодуру олим буд. Хусусан дар маҳорати найзаву шамшер, чӣ пиёда ва чи саворагӣ ҳунармандии том дошт ва касе ҳам аз найзадастон ва камонкашон ва тиру камони ӯро ба кор бурдан ва камон кашидан аз ӯҳда барнамеомадаанд».

Мисраъҳои шоири номаълуме низ доир ба ҳамон муҳориба гуфта шудаанд:

«Фуруд омад аз кӯҳ селоби тез
Ки аз пеши ӯ кӯҳ кардӣ гурез.
Дар он санглохӣ бо ҳам барзаданд,
Ба ҳам сар ба сар хуш баробар заданд.
Қафо дода дарвозиён дар гурез,
Сиботе надида дар он растхез.
Гили номвар яъне Мизробшоҳ,
Чу дидӣ ҳуҷуми Бадахшисипоҳ.
Чунон кардӣ аз чобукӣ бозгашт,
Ки танҳо зи қалби сипаҳ мегузашт.
Гирифтӣ чу найза ба даст устувор,
Намондӣ ба болои зин як савор.
Чунин гоҳ дар ҷангу гаҳ дар гурез,
Бурун кард қавми худ аз растхез.

Ҳосили матлаб, дасти амир Султоншоҳ баландӣ карда қадрияте ба як тали баланд баромад, дар паи корузор буд, ки Мизробшоҳ ба зер омада ба тарафи шаҳри Хум, ки иборанафси пои ҳукумати Дарвоз аст, муроҷиат намуд».

Аз ин маълумот равшан аст, ки Мизробшоҳ шоҳи Дарвоз, шахси баҳодур ва олим буда, аз муосирони амир Султоншоҳи Бадахшӣ (нимаи аввали асри XVIII) будааст.

Ғазали зерин аз табъи Мизробхон аст:

Тараққӣ дар шукуфтан дораду ёдаш дили тангам,
Гули боғи баҳорам соғари майхона ҳамрангам.
Зи доғи нотавонӣ гирди ҷуди хеш дилгирам,
Тунукзарфам, ҳарирам, шишаам, омодаи сангам.
Чу булбул кай кунам изҳори болу пар дар ин гулшан.
Хамӯшам, захрпӯшам, бехудам, чун ғунча дилтангам.
Чӣ сон созам талошӣ шӯхию рафтор сӯи ӯ,
Заифам, нотавонам, дар раҳаш чун лошаву лангам.
Ба қонуни дили худ мезанам, Мизроб, аз нохун,
Навои сози базмам, бар сари як нола дар чангам.

## КОТИБ

Котиб ҳам аз шоирони асри XIX Дарвоз мебошад. Олимони Афғонистон доир ба ин шоир чунин менависанд:

«Исмаш Қурбон ва ӯ писари Назралихон, аз алоқаи Сари Ҷӯи (ё ки Чивай)-и Дарвоз буда ва машҳур ба Мулло ва мутахаллис ба Котиб мебошад. Дар касби улум ва фунун ҳиммат гумошт ва ба андак муддат ба мадориҷи олӣ расид.

Дар хаттотӣ, хусусан, настаълиқ ва сулс қудрати хубе дошт. Вай бештар аз панҷоҳ ҷилд Қуръони маҷидро китобат кардааст. Қариҳаи шеърӣ низ дошт ва мутаҷовиз аз ҳафтод ҳазор байт сурудааст. Ва китоби «Мухтасар-ул-виқоя»-и арабиро дар илми фиқҳ комилан ба назми салис дар форсӣ шарҳ кардааст. Китоби дигареро бо унвони «Мафотеҳ-ул-эъҷоз» дар мавзӯи тасаввуф низ ба назм кашидааст: «Девони ашъор ҳам дорад, ки шомили қасида, ғазал, мухаммас, мусаддас, рубой ва амсоли он мебошад. Маргаш дар авосити қарни сездаҳ воқеъ шуда ва бештар ашъори ҳамдия ва наътия месуруд».

Дар оҳири маълумот як муноҷоти шоир, ки аз 8 байт иборат аст, оварда мешавад. Аз маълумоти зикршуда маълум аст, ки Қотиб шоири пурмаҳсул ва шахси хеле донишманди замонаш будааст. Дар охирҳои умраш нобино шуда доир ба ин мусибат рубоии зеринро гуфтааст:

Фарьёд, ки асбоби улумам кам шуд,
В-аз дидани хат ду чашм номаҳрам шуд,
Не қуввати тан, на чашми бинову на ҳуш,
Бар ҷои қалам асо ба каф ҳамдам шуд.

Ғазали зерин низ аз табъи ӯст:

Ситамгаре, ки саломат наметавонам гуфт,
Ҳалоки рӯяму номаш наметавонам гуфт.
Асиру бандии ишқи чу золиме шудаам,
Ки ҳоли худ ба ғуломаш наметавонам гуфт.
Ҳадиси оҳи дилам мавҷиби парешонист,
Ба зулфи ғолияфомаш наметавонам гуфт.
Мухолифанд рақибони чанд дар кӯяш.
Ки дар куҷост мақомаш наметавонам гуфт.
Ғаме, ки хос бувад, Қотибо, зи ҳазрати дӯст,
Ба пеши мардуми омаш наметавонам гуфт.

## ШАҲ ТУРКХОН

Шаҳ Туркхон аз амалдорони бофазлу камоли Дарвоз будааст. Ин ҳокими Дарвоз шоирон ва адибони замонашро тарбият ва дастгирӣ мекардааст. Худаш низ шоири хуб буда, шеърҳои худ ва муосиронашро ба муҳокима ва мушоира мегузоштааст. Хубӣ ва камбудии шеърҳоро пеш аз дигарон, худаш гуфта, маҳорати шеърдонии худро намоиш медодааст. Аз рӯи баъзе далелҳо чунин менамояд, ки Шаҳ Туркхон ҳамчун амир Умархони Қӯқандӣ ва Юсуфалихони Бадахшӣ (мири Бадахшон) то як андозае ба ривоҷу равнақи адабиёт дар дарбораш аҳамият додааст.

Шаҳ Туркхон аз муосирони ҳокими Шуғнон — Шоҳ Ванҷӣ буда, боре барои гирифтани Шуғнон лашкар мекашад. Аммо Шоҳ Ванҷӣ, ӯро шикаст дода ба марказаш Қалъаихум мегурезонад. Олимони Афғонистон то соли 1240 қамарӣ (1203 ҳиҷрии шамсӣ), 1824 милодӣ дар қайди ҳаёт будани ӯро зикр кардаанд:

Аз ашъораш танҳо як рубоӣ дар даст дорем, ки шуарои замонаш ба он ҷавоб гуфта табъозмоӣ ва мушоира кардаанд. Он рубоӣ ва ҷавобҳои вай чунинанд:

Шаҳ Туркхон:

Рухсори ту бо лаъли Бадахшон надиҳам,
Зулфайни ту бо сунбулу райҳон надиҳам,
Гар васли ту як лаҳза муяссар гардад,
Бо ҷоми Ҷаму тахти Сулаймон надиҳам.

Мирзо Маҳмудхон:

Ман рӯи туро ба моҳи тобон надиҳам,
Заҳроби ғамат ба оби ризвон надиҳам.
Ҳар гоҳ, ки ҷонситон биёяд ба сарам,
То рӯи туро надидаам, ҷон надиҳам.

Мирзо Лутфуллохони Фитрат:

Ёқути лабат ба гавҳари ҷон надиҳам,
Куфри сари зулфи ту ба имон надиҳам,
Гуфтам хунам ба гардани ғамзаи туст,
Хандиду ба ғамза гуфт товон надиҳам.

Мирзо Азизбеки Ҳачрӣ:

Ман васли ту, эй нигор, осон надиҳам,
То рӯзи фироқро парешон надиҳам,
Бо ханчари нози ту агар кушта шавам,
Он куштаи хешро ба сад чон надиҳам.

Шахси номаълум:

Ман зулфи туро ба сунбули тар надиҳам,
Холи лаби ту ба мушку анбар надиҳам,
Гар васли ту як лаҳза муяссар гардад,
Бо чоми Чаму тахти Сикандар надиҳам.

Аз чунин мушоира, ки дар боло дидем, боз дар девони муосираш шоир Азизбеки Ҳачрӣ бо шоир Мирзо Сафар, Абӯ Саид ва дигарон ба назар расид, ки мо онҳоро дар қисми он шоирон зикр кардаем.

## МАҲМУД

Исми шоир Мирзо Маҳмуд аст ва тахаллуси адабиашро низ аз қисми номаш «Маҳмуд» интихоб кардааст. Ӯ дар Дарвоз таваллуд ёфта, аксар умри худро дар он чо гузаронидааст. Маҳмуд барои таҳсили илм ба Ҳиндустон рафта, пас аз хатми таҳсил боз ба ватанаш Дарвоз бармегардад. Барои он, ки Маҳмуд дар хатнависӣ маҳорат ва истеъдод доштааст, пас аз омаданаш ба Дарвоз ҳокими он чо Шаҳ Туркхон ӯро ба мирзогии худ даъват намуда яке аз мусоҳибони худ мегардонад.

Азбаски Маҳмуд таҳсили илмро дар Ҳиндустон гузаронидааст, ашъорашро бештар ба сабку услуби ҳиндӣ эчод мекардааст. Мирзо Маҳмуд дар шеър дасти тавоно дошта, на танҳо бо забони хоси адабӣ, балки бо лафз ва шеваи забони маҳаллии дарвозӣ ҳам шеърҳои хуб эчод мекардааст.

Мо дар ҳангоми кор ба захираи дастхатҳои АФ СССР дар Ленинград дар девони шоир Муҳиддини Қаротегинии Бухорӣ, ки зери рақами 1653 маҳфуз аст, як ғазали бо шеваи дарвозӣ гуфтаи Маҳмудро дучор омадем. Ғазали дигари ин шоирро шоири муосир ва ҳамзамонаш Азизбеки Ҳачрии Дарвозӣ дар девонаш зикр мекунад. Аз ин чо низ пай бурдан душвор нест, ки Маҳмудро муосиронаш ҳамчун шоир мешинохтанд.

Ду ғазал ва рубоии зерин аз табъи Маҳмуди Дарвозӣ аст:

Маро сайри гулистони Ирам, фикри сухан бошад,
Тамошое бари маънии рангин ёфтан бошад.

Ба саҳрое, ки ман мегардаму сайдафганӣ дорам,
Шикори шеъри мазмунро ба лафз оростан бошад.
Рукуам пастии даврон, суҷудам хоки раҳ будан,
Қиёмам аз сари ҳастии худ бархостан бошад.
Раҳи мулки фано, Маҳмуд, рафторе намехоҳад,
Ғарибӣ зиндагиро чашм пӯшидан кафан бошад.

* * *

Ман рӯи туро ба моҳи тобон надиҳам,
Заҳроби ғамат ба оби ризвон надиҳам.
Ҳар гоҳ, ки ҷонситон биёяд ба сарам,
То рӯи туро надидаам, ҷон надиҳам.

## Ғазали ба шеваи дарвозӣ эҷодкардаи Маҳмуд

Зо[1] дучорум санами ҳосасухан бонамаке,
Офати ҷону дилу ишвагари камгапаке.
Ӯ рамия[2] зи муну мун зи ғамаш мураи зор[3].
Ёфт мазмуни муну гашт бигуфт нармакаке.
Ту чӣ дорию дилат аз паи ман чун хун аст,
Гуфтамаш ҷалд[4] марав дамта бигӣ якдамаке.
Гуфт хап шав, ки бубом[5] аз сари ту бингараме[6].
Ҳала пақ-пақ[7] ту биё то, ки набинад касаке.
Эй, ки ҷунум садқат, мумаву бобум садқат,
Гуфт аҳ аз муни саркал, ки бумураст мараке[8].
Ба худову сари бобам, ки навомем[9] аз ту,

---

[1] *Зо* — зад.
[2] *Рамия* — рамида.
[3] *Мураи зор* — мурдаи зор.
[4] *Ҷалд* — тез.
[5] *Бубом* — падарам.
[6] *Бингараме* — нигоҳе мекунад.
[7] *Пақ-пақ* — хам-хам.
[8] *Марак* — мардам.
[9] *Навомем* — намехоҳам.

Мирзо Азизбеки Ҳаҷрӣ:

Ман васли ту, эй нигор, осон надиҳам,
То рӯзи фироқро парешон надиҳам,
Бо ханҷари нози ту агар кушта шавам,
Он куштаи хешро ба сад ҷон надиҳам.

Шахси номаълум:

Ман зулфи туро ба сунбули тар надиҳам,
Холи лаби ту ба мушку анбар надиҳам,
Гар васли ту як лаҳза муяссар гардад,
Бо ҷоми Ҷаму тахти Сикандар надиҳам.

Аз чунин мушоира, ки дар боло дидем, боз дар девони муосираш шоир Азизбеки Ҳаҷрӣ бо шоир Мирзо Сафар, Абӯ Саид ва дигарон ба назар расид, ки мо онҳоро дар қисми он шоирон зикр кардаем.

## МАҲМУД

Исми шоир Мирзо Маҳмуд аст ва тахаллуси адабиашро низ аз қисми номаш «Маҳмуд» интихоб кардааст. Ӯ дар Дарвоз таваллуд ёфта, аксар умри худро дар он ҷо гузаронидааст. Маҳмуд барои таҳсили илм ба Ҳиндустон рафта, пас аз хатми таҳсил боз ба ватанаш Дарвоз бармегардад. Барои он, ки Маҳмуд дар хатнависӣ маҳорат ва истеъдод доштааст, пас аз омаданаш ба Дарвоз ҳокими он ҷо Шаҳ Туркхон ӯро ба мирзогии худ даъват намуда яке аз мусоҳибони худ мегардонад.

Азбаски Маҳмуд таҳсили илмро дар Ҳиндустон гузаронидааст, ашъорашро бештар ба сабку услуби ҳиндӣ эҷод мекардааст. Мирзо Маҳмуд дар шеър дасти тавоно дошта, на танҳо бо забони хоси адабӣ, балки бо лафз ва шеваи забони маҳаллии дарвозӣ ҳам шеърҳои хуб эҷод мекардааст.

Мо дар ҳангоми кор ба захираи дастхатҳои АФ СССР дар Ленинград дар девони шоир Муҳиддини Қаротегинии Бухорӣ, ки зери рақами 1653 маҳфуз аст, як ғазали бо шеваи дарвозӣ гуфтаи Маҳмудро дучор омадем. Ғазали дигари ин шоирро шоири муосир ва ҳамзамонаш Азизбеки Ҳаҷрии Дарвозӣ дар девонаш зикр мекунад. Аз ин ҷо низ пай бурдан душвор нест, ки Маҳмудро муосиронаш ҳамчун шоир мешинохтанд.

Ду ғазал ва рубоии зерин аз табъи Маҳмуди Дарвозӣ аст:

Маро сайри гулистони Ирам, фикри сухан бошад,
Тамошое бари маънии рангин ёфтан бошад.

Ба саҳрое, ки ман мегардаму сайдафганӣ дорам,
Шикори шеъри мазмунро ба лафз оростан бошад.
Рукуам пастии даврон, суҷудам хоки раҳ будан,
Қиёмам аз сари ҳастии худ бархостан бошад.
Раҳи мулки фано, Маҳмуд, рафторе намехоҳад,
Ғариби зиндагиро чашм пӯшидан кафан бошад.

* * *

Ман рӯи туро ба моҳи тобон надиҳам,
Заҳроби ғамат ба оби ризвон надиҳам.
Ҳар гоҳ, ки ҷонситон биёяд ба сарам,
То рӯи туро надидаам, ҷон надиҳам.

## Ғазали ба шеваи дарвозӣ эҷодкардаи Маҳмуд

Зо[1] дучорум санами ҳосасухан бонамаке,
Офати ҷону дилу ишвагари камгапаке.
Ӯ рамия[2] зи муну мун зи ғамаш мураи зор[3].
Ёфт мазмуни муну гашт бигуфт нармакаке.
Ту чӣ дорию дилат аз паи ман чун хун аст,
Гуфтамаш чалд[4] марав дамта бигӣ якдамаке.
Гуфт хап шав, ки бубом[5] аз сари ту бингараме[6].
Ҳала пақ-пақ[7] ту биё то, ки набинад касаке.
Эй, ки ҷунум садқат, мумаву бобум садқат,
Гуфт аҳ аз муни саркал, ки бумураст мараке[8].
Ба худову сари бобам, ки навомем[9] аз ту,

---

[1] *Зо* — зад.
[2] *Рамия* — рамида.
[3] *Мураи зор* — мурдаи зор.
[4] *Чалд* — тез.
[5] *Бубом* — падарам.
[6] *Бингараме* — нигоҳе мекунад.
[7] *Пақ-пақ* — хам-хам.
[8] *Марак* — мардам.
[9] *Навомем* — намехоҳам.

Мезанам куртама чок, ҳала бадар ша мараке.
Гуфтам эй ҷони ширин, оруми ҷунут на мунум?
Қаҳ-қаҳ ханда кара гуфт биё як шаваке,
Гуфтамаш шав, ки биёим ту чи ғав-ғав[1] кунимe
Гуфт не-не, ҳама хованд биё нармакаке.
Рафтаму шодикунон ҳалқа задум дар қуяш.
Сина бо сина ниҳодам ду лаба бо лабаке.
Сахт оғуш гуруфтум, ки наҷунбӣ ай ҷош,
Гуфт ноҷом гуруфтӣ чи кунум ақ[2] мунаке.
Ҳумри Маҳмуд ба шаст умаву ҳафтод расӣ,
Ҳарзи аъвол намудем ба ӯ як шабаке.

## ҒАБРО

Доир ба ин шоир ҳеҷ гуна маълумоте ба даст надоштем. Хушбахтона, дар аснои кор бо нусхаи дасткате дар Китобхонаи ба номи Фирдавсӣ (Душанбе), ки зери рақами 1256 буд, дучор омадем. Пас аз мутолиаи ин китоб чунон маълум гардид, ки 52 вараки қисми аввал ва 13 вараки қисми охираш баёз буда ашъори зиёде шоиронро дар бар мегирад. Вале 59 вараки дар қисми миёнҷои нусха ҷогирифта девони ашъори шоир Ғабро будааст.

Коғази ин нусха русӣ буда бо хатти настаълиқ аз тарафи худи шоир китобат шудааст. Тахминан, ин нусхаи мусаввадаи шоир аст, зеро дар ҳошия ва матнҳо ишораҳои ӯ дар бораи иваз кардани иборaву калимаҳо, байту мисраъҳо хеле зиёд дида мешавад. Ғайр аз ин шоир дар соли 1297/1879 дар Чорҷӯй ном ҷои Туркманистон навиштани ин нусхаро ва хикояи ба он ҷо афтодани худро қайд мекунад.

Аввали қисми девон лавҳаи зебое дорад, ки тахминан кори худи шоир аст ва варақҳои дигар низ бо зарҳал ҷадвал кашида шудаанд. Рӯи ҳар саҳифа барои дусутунӣ навиштан хат кашида шуда, ба рӯи ҳар саҳифа 10 байтӣ ҷой дода шудааст. Умуман дар девон 1129 байт шеър ва 3 варақ наср мавҷуд аст. Ба тарики дигар гӯем, дар девон 75 ғазал, 9 мухаммас, як касида дар мадҳи амир Музаффар, (вар. 36-б), як

---

[1] *Ғав-ғав* — ғавғо.
[2] *Ақ* — вой.

мусамман, 22 рубой ва ду маснавӣ («Хосияти таҳрику паришҳои аъзо» ё ки «Ихтиёроти бадей» 80 байт) («Ҳикоёти се ҳокимзода ва як мирзо», 185 байт) ҷой гирифтаанд.

Муқоваи нусха сабзранг ва шерозабандии он аз пӯсти сурхи маъмулӣ буда, аз истеҳсоли саҳҳофони Бухоро менамояд. Ибораи «Амали Маҳмудшоҳ» дар он сабт шудааст, ки ин бешубҳа саҳҳофи муқова будааст. Девони мазкур аз байти зерин оғоз меёбад:

Эзидо, дорам ниёзу бо ту овардам паноҳ,
Раҳм кун, ки оҷизам ҳосил надорам ҷуз гуноҳ.

Аз рӯи қайдҳои дар девон буда маълум мешавад, ки Ғабро аз сокинони Дарвоз буда дар Қаротегин чанд вақт ба вазифаи Туқсобагӣ кор мекардааст. Аммо баъд ҳосидон аз кори ӯ ҳасад бурда, дар бораи ӯ бадгӯӣ карда, ӯро аз он амал холӣ мекунанд. Дар ин бора порчаи шеъри зерини ӯро хонем:

...Мешудаст гоҳ ҳунар ҳам сабаби монеъи иқболу хушӣ,
Мехӯрад санг дарахте, ки самардор бувад хайри маоб.
Варна дар вартаи хизмат зи касе кам набувад
кори фақир,
На ба анҷоми диёру қалам ин дидаи ман буд ба хоб.
Хиҷили узри рафиқон шудаам низ зи хизмоти касир,
Ба рӯи шустани иқбол маро аст чунин гарди казоб.
Ҳайрати вазъи ҷаҳонам, ки ба як тан мани танҳо
чӣ кунам
Ба кӣ гардам, ба кӣ бошам, чӣ кунам, то ки
биёбам ҳисоб?
Адлу тавфиқи туро банда шавам, боз тасаддуқ ба саҳо
Магар ин ҷодаи ҷуд аз дари ин хона биёмӯхт саҳоб.
Умаро фохири икрому сарафрозу амалҳои азим,
Уламо шоғули ӯроди дуруданд ба маънии китоб.
Ҳар кадом ҷоми нишоту амалу давлати олӣ доранд.
Қадаҳи шукри варо нӯшу бипаймой ту, Ғабро, ба шитоб.

Шоир ин ғазали аризамонандро ба амир Музаффар навишта, дар ҳошияи он як мисраъро чунин эзоҳ додааст:

«Муддао аз «Ҳайрати вазъи ҷаҳонам, ки ба як тан мани танҳо чӣ кунам?» аморатпаноҳ Худойназар парвоначӣ мегуфт, ки ба дастури собиқ, ки ба Қароте-

ғин будӣ, пеши ман биё. Раҳмонқулбӣ мегуфт, ки Дарвозӣ-ул-аслӣ, ҷое марав. Охир, ҳар дуро дар ин сурат муноқиша афтод. Қори мани бечораро ба ин ҷо анҷомониданд. Лиҳаза, шаммае аз баҳри аҳвол арз карда шуд».

Аз ин порча, ки Худойназар онро ба Қаротегин даъват менамояд ва Раҳмонқулбӣ аз Дарвоз «ҷое марав» мегӯяд, маълум мегардад, ки Ғабро аз сокинони Дарвоз будааст. Вале барои он, ки дар Қаротегин чанд вақт Туқсоба будааст, ҳаёти он ҷо ва инчунин ҳаёти мири Қӯқанд Худоёрхонро хеле хуб донистa, дар бораи аҳволи онҳо низ хабар медиҳад.

Ғабро, ки исмаш ҳам маълум нашуд, дар дебочаи девонаш сабаби тартиб додани онро менависад. Ба фикри мо, дар ин ҷо аз забони қалами худи муаллифи мазкур овардани он дебоча беаҳамият наменамояд. Дебоча чунин аст:

Бояд толибон ва хирадмандони донишманд ва нозирону роғибони ҳушманди ин нусха аз қайду фитнаи макорон ва аз ҳирсу ҳасади ҳосидон ғофил набошанд, ки камина ҳамеша назар бар мазмуни хайр-ун-нос мин нафъ-ун-нос дошта қадам аз ҷодаи ин мазмун ва ризои халқ бурун нaниҳодам. Алалхусус дар хизмати давлатхонаи олӣ назар бар ақрон ва амсол дар як-ду муқаддимаи кӯҳистон (муҳорибаҳои кӯҳистон — *А. Х.*) пешдастӣ карда ба ярашаи (ба қадри қобилият— *А. Х.*) хизматҳои шоистаи байн-ул-хос ва аввом мин азҳар-уш-шамс ба тақдим расонидам ва ба амали Туқсоба сарафрозӣ ёфтам.

Бо вуҷуде он ҳосидони бадандеш ва бадтинатони бадкеш ҷой ёфта ба сабаби бадгӯӣ ин каминаи хайрхоҳ ва ризои давлатхоҳро беваҷҳ ва бебоис аз ҷодаи иззат ба хоки мазаллат фуруд оварданд. Меҳнат ва ҳизмати касири ҷонинро ба даме барбод дода то чашм во кардам хешро овора ба Чорҷӯй дидам, ки на дидаи ман ба кас ошно ва на дидаи касе ба ман шиносо.

Дар ин асно фазилатпаноҳ ва диёнатогоҳ Муродбеки буғчабародари ғуломи давлатхонаи ҷаноби гулбуни чамани шаҳриёрӣ, самараи шаҷараи шаҳомату ифтихорӣ, сарвари синаи ҷаҳонӣ ва ҷаҳонбинӣ, оғои қуратул-айнӣ, саиди олӣ мир Акрам ин доиро рӯзе ба тариқи дилҷӯӣ ва муосо илтимоси навиштани ин мактуб намуданд. Гуфтанд, ки чизе аз табъу зеҳни худ, хоҳ ғазал, ва хоҳ мухаммас, ёфта нависед.

«Ёдоварии муддао ва мақсад он аст, аз рӯе, ки худи ҷавон оқилу фозилу бозил, хушхулқ буд, ки яке аз гаравтозони кӯчаи рафоқат мебуданд. Бо вуҷуди ин қадар саргардонӣ ва андӯҳу ҳайронӣ чанд адад шеъру мухаммаси белатофат ва аз фаҳми каму ҳазоқати худ гуфтагиҳоро ба пои ин нусха сабт намудам ва тахаллусамро «Ғабро» ниҳодам, ба маънои замин ва хоку ғубор, ки моддаи ҳамаи ашьё мебудааст»....

Аз ин ҷо маълум мешавад, ки шоир Ғабро ба Чорҷӯй рафта ва девонашро дар ҳамон ҷо навиштааст. Инчунин аз қасидаи ба амир Музаффар навиштааш низ равшан аст, ки шоир аз муосирони ӯст. Чунончӣ дар як банди он мухаммас аз амир Музаффар чунин ёдовар мешавад:

...К-ӯ чунон соҳибқирону ҳам шуҷоатдастгоҳ,
Исмашон амир Музаффар ходимон зарринкулоҳ.
Бо адилу адл қоим, ҳам саховатинтибоҳ,
Соҳиби ҳукму амири мулки худ бодастгоҳ,
Хатми дониш аз маошу ҳамчунон табъаш салим,

Дар як мисраи ин қасидаи ба шакли мухаммас навиштааш ба 21 сол ҳукмронӣ кардани амир Музаффар чунин ишора мекунад:

...То ба ин дам бисту як сол ҳукмронӣ кард муқим.

Аз он ҷое, ки амир Музаффар соли 1860 ба ҳукмронӣ ҷулус кардааст, маълум мешавад, ки шоир ин қасидаро соли 1881 навиштааст.

Албатта, аҳволи шоир дар ғарибӣ, дур аз зану фарзандон ва ёру дӯстон хуб шуда наметавонист. Интихоби тахаллуси Ғабро ва воқеаи ба қасалии таб гирифтор шудани шоир гувоҳи ҳоли бади ӯ мебошанд.

Ғазали зерини шоир саропо шикоят аз аҳволи бади ӯ мебошад:

Чист ёрон пой то сар бемадорам кардаанд?
Аз замин то бар ҳаво гарду ғуборам кардаанд.
Меравам аз ҳуш ҳар дам аз навои аҷзи худ,
Ҳамчу ашки чашми тифлӣ найсаворам кардаанд.
Тоқатам симоб гашт аз зулми ин гардуни дун,
Сабрам аз дил бурдаанду беқарорам кардаанд.
Эй дило, мумкин набошад хандае доим туро,
Бар сари ҳар як хушӣ сад ғам нисорам кардаанд.
Марҳами носури ғамро деҳ нишонам ё илоҳ,

Ҳамчу лола синачоку доғдорам кардаанд.
Сад фусуси хок бар ҷо мондаи дашти адам,
Ҷилвахези ҳастӣ гаштам, бас ғуборам кардаанд.
Ин аҷаб андар биёбони сароби ҳайрате,
Аз сиришки дида, Ғабро, обьёрам кардаанд.

Дар ашъори Ғабро мавзӯъҳои ишқӣ-лирикӣ ҷои асосиро ташкил медиҳад. Вале баъзе воқеаҳои сиёсӣ ва тарзи ҳукмронии ҳокимони маҳаллӣ ҳам аз доираи хотири шоир дар канор намондааст. Тасвири воқеаҳои сиёсӣ дар ашъори шоир хеле реалӣ буда, аз онҳо равияи пешқадам ва намояндаи синфи меҳнатӣ будани ӯ хеле равшан аст. Шоир дар тамоми ҳолатҳо тарафдори халқи меҳнатӣ ва бар зидди зулми золимон сухан меронад. Мо дар ин ҷо баъзе ашъори таърихӣ ва сиёсии ӯро дарҷ менамоем, шояд баъзе аз онҳо барои тадқиқотчиёни соҳаи таърих материал дода тавонад.

Дар бораи гирифтани Туркистон аз тарафи подшоҳи рус чунин мегӯяд:

...Ба сӯи мулки Туркистон қадам зад,
Ба номи худ ба ҳар шаҳре алам зад,
Гирифта аз Алай то дашти Қипчоқ,
Тикаёмуту Хоразмаш шуд элоқ.
Дигар аз Тошканду аз Самарқанд,
Зи ҳадди Қошғар то пои Хӯқанд.

Акнун дар бораи ҳукмрони Хӯқанд Худоёрхон порчаи зеринро хонед:

Худоёрхон, ки ҳоким буд он вақт,
Аз ӯ бигрифт русӣ мулку ҳам тахт.
Ба сӯи мулки русаш кард ирсол,
Ҳама аҳлу аёлаш гашт помол.
Низоми мулки ӯ бишкаста гардид,
Ҷаро чандин диле з-ӯ хаста гардид.
Чу адлаш тифлу ирсаш мард гашта,
Дили аҳли вило пурдард гашта.
Ба бозиҳои тифлӣ саъй карда,
Ба шаб базму қадаҳ пурмай карда.
Ба гунҷишку ба кабкон дошт бозӣ.
Ки буд кораш сагонро ҷангдозӣ.
Тамошои набардаш ҷанги қушқор,
Ҳам аз аспу шутур чун буд бисьёр.

Ки шуд ғофил зи анҷоми вилоят,
Ба мулкаш ҷабр аз он карди сироят.
Ки кораш буд ҳама ғафлату бозӣ,
На як халқе аз ӯ гардид розӣ.
Зи дасти корфармоёни бебок,
Тазаллумпешагон буданд амлок.
Чу ҳар ҷо ганҷ бошад волиаш мор,
Ба зидди офият ранҷ асту бемор.
Вилоро бо ситам обод карда,
Ба ҳоли худ ҷунон бедод карда,
Саломат ҳаст агар ин чархи адвор,
Мукофоти амал ҳақ ҳаст пиндор.

Чунон, ки аз порчаи боло мебинем, шоир дар ин шеър чӣ қадар реалистона ва ба таври ҳаққонӣ хусусиятҳои хоси ҳокими замони худ ва ба ин восита образи ҳамаи ҳокимони феодалии Осиёи Миёнаи охирҳои асри XIX ва ибтидои асри XX-ро тасвир намудааст.

Мана як образи дигари ҳокимони замони худро шоир ҷунин тасвир намудааст:

Пас аз ӯ ҳокиме шуд ном Пӯлод,
Ба бераҳмӣ чу хунрез теғи бедод.
Чу ӯ золим надидӣ чашми олам,
Ту гӯ ҳаргиз набуд авлоди одам.
Гузашт зулмаш зи ҳадди ақл берун,
Кунам шарҳаш, бувад аз ақл берун.
Чунон ӯ золими беҳад будӣ,
Барӣ аз маъдилат, пур бад будӣ.
Ба Фарғона ҳукумат кард се моҳ,
Бизад сар ҳар киро гар ёфт аз роҳ.
На фарқи бегуноҳу богунаҳ кард,
Чу хирсе ҳар киро гар ёфт чаҳ кард.
Адад то ҳафт ҳазору ним гашта,
Зи мӯъмин куштаро ӯ кард пушта.
Ба Хӯқанд Русӣ он гаҳ буд дар ҷанг,
Ки ҳоли хону мардум буд пуртанг.
Гурехт он ҳокими Пӯлод аз зарб,
Муфайд нофитод бо вай дигар ҳарб.
Зи бими душмани андӯхлашкар,
Ту рав шаҳри азим ё кӯҳи бар тар.
Бар ин ваҷҳ омадӣ бо мулки кӯҳсор,
Ки шояд то ба каф ояд ҳамин дор.
Аз ин мулки ҷабал як ҳокиме буд,

Ашъори зерин аз табъи Ғабро мебошад:

Ба ёди чашми масташ дил зи ҳасрат об мегардад,
Майам бе нашъаи лаъли лабаш хуноб мегардад.
Саропо партави меҳри рухаш чун сӯхт аъзоям,
Чу хокистар катон аз дидаи маҳтоб мегардад.
Маҳам гирад ниқоб аз рух намояд ҷилваи ҳуснаш,
Зи акси оразаш кӯҳе ду олам об мегардад.
Агар ҷузве ғами маъшуқ ба лавҳи дил кунам таҳрир,
Зи шавқи шарҳи тақрираш дилам симоб мегардад.
Забони хомаи таҳрири ман дорад чунин Ғабро,
Адамободи ин маҳфил ҷигархуноб мегардад.

## Ғазали ба воқеаи таб гуфтаи шоир

Чанд рӯзе бо таби муҷриқ ҳамдам будаам,
Фаҳм кардам, ки дар он дам ман на одам будаам,
Ҷӯши сафро чун зарам дар буттаи оташ гудохт,
Он қадар тобу таби гармӣ зи одам будаам.
Дар ҳуҷумободи фикрам сад тасаввур менамуд,
Аз муҳиби рангҳо азбаски дар рам будаам.
Сӯзи таб шуд оташу ин ҷисми ман шуд чун хатаб.
Сӯхтам хокистаре омодаи дам будаам.
Лаззат аз таъми забону коми ман бигрехта буд,
Пой то сар беҳузурӣ косаи сам будаам.
Хонумону аҳду авлод дур аз ман тансиҳат
Аз азал ё ин магар ман зодаи ғам будаам.
Торҳои раг ба сони тори қонун дар наво,
Соз дар таҳрики дил сад зеру то бам будаам.
Ноумедӣ дар мақоме дод огоҳӣ маро,
Оҳи ҳасрат дар садову чашми пурнам будаам.
Буди аввал истироҳат, буди сонӣ кулфате,
Ёди айёме, ки з-ин таклиф беғам будаам.
Ҷисму ҷон номаҳраму иқбол будӣ парфишон,
Ғунчасон дилҷамъу сарозоду маҳрам будаам.
Шукри ҷамъият надонистӣ ту Ғабро, дар гузар,
Дар мақоми хоби ғафлат аз кӣ то кам будаам.

* * *

Зи пайкони нигоҳаш ман ба дил сад ҷанг мекардам,
Ҷунуномодаи ишқам, ки бар сар санг мекардам.
Агар мешуд муяссар сояи қасраш ба рӯи ман,
Ба худ он дам куҷо фикре зи ному нанг мекардам.

Шаҳиде гар ба абрӯяш даме медоштам ҷуръат,
Ҳама дашти муҳаббатро зи хунам ранг мекардам.
Намеёбам халосӣ аз тилисми ҳайрати чашмаш,
Ба сеҳри чашми ӯ ҳарчанд ман найранг мекардам.
Ниҷот аз бахти вожуну қазо меёфтам як дам,
Ки сайри ин ҷаҳониро ба як фарсанг мекардам.
Биё, Ғабро, ба ҳар ҳоле забони шиква бастан беҳ,
Киро ҷуръат бувад ин ҷо, ки ман ҳам ҷанг мекардам.

* * *

Нафас аз бори андӯҳи ғами дилдор менолад,
Зи оҳи синаи решам дили кӯҳсор менолад.
Ба ҳангоми тамошогоҳи ҳусни оламорояш,
Нигоҳ дар дида хун гирьяд, сиришкам зор менолад.
Хаёлам дар ҳавои хоки кӯяш гулшане дорад,
Чу булбул дар чаман бар гирди ҳар гулзор менолад...
Чу савдояш ба чархи нӯҳ фалак кардаст ҳамдӯшам,
Забон бар сар зи ҷаври гардиши паркор менолад.
Аҷаб дорам аз ин даврони авҳомоти ғампарвар,
Яке бо дарди худ нолон, дигар ночор менолад.
Ҷилои ҳусни рангинаш мабод з-ин бештар афзун,
Дил аз шавқи ҷунуни худ чунон бемор менолад.
Агар мутриб ба қонуни навои ман шавад ҳамдам,
Буни мӯяш дили танбӯру сози тор менолад.
Биё, Ғабро, набошад, фикри тасвираш дигар тоқат,
Ки чашми мардумак аз шӯхиаш хунбор менолад.

* * *

Маҳи ман ба маҳфил имшаб зи чӣ белиқо нишаста,
Ба тариқи дилнавозӣ ба раҳи вафо нишаста.
На шикебе дар дили ман, на фароғате ба ҳолам,
Чӣ қиёмат аст, ё раб, ба сари бало нишаста.
Манаму ҳамон ҷафокаш, туию ҳамон ситамгар,
Рухи ман ба хок доим, ту ба изу ҷо нишаста.
Бираву бигӯй қосид, зи дили ҳазин паёме,
Ба умеди рӯзи зебо ба раҳи шумо нишаста.
Ба саҳар машоми ҷонам зи чӣ тоза гашт, ё раб,
Магар он, ки бӯи дилбар ба рухи сабо нишаста.
Нахӯрӣ, дило фиребе зи нигоҳи мардумафган,
Ки ба маснади ҷалодӣ ба ғазаб ҷаро нишаста.
На маро хабар зи ҷоят, на намудӣ нақши поят,
Ба чунин хаёлу ҳоле, ки парӣ куҷо нишаста.

Зи ҷафои шоҳ мурдам, ба кӣ ман паноҳ гирам,
Паи қатлам он ситамгар ба сари сипоҳ нишаста.
Чӣ шавад, ки як нигоҳе фиғанӣ ба ҳоли мискин,
Сари фикр то ба зону ба раҳат гадо нишаста.
Агар аз бақо биҷӯӣ на хушию нест мастӣ,
Ба бисоти ҳастӣ, Ғабро, ба ҳаво ҳабо нишаста.

Мухаммас бар ғазали Шавкати Бухорӣ:

Аз рӯзи азал ҳасрати ин дом кашидам,
Бори ғами ӯ бар ҳама айём кашидам.
Бе суҳбати ҷонон ҳаваси хом кашидам,
Имшаб, ки ба ёдаш маи гулфом кашидам,
Тасвири лаби ӯ ба лаби ҷом кашидам.

Ноландаву ғамхор дил ҳар шому саҳар гашт,
Савти ҷазаъ аз донаи аспанд батар гашт,
То пайкарам аз суҳбати он ёр бадар гашт,
Мағзам зи ҷунун хушктар аз оби гуҳар гашт,
Аз чашми таре равғани бодом кашидам.

Бо пайкари ман сози муҳаббат чу шуд афсун,
Чун соқии савдозадаам дод ба гардун,
Овораи фурқатат маро кард ҷигархун,
Чун соғари хуршед ба каф соқии гардун,
Ҷоме, ки ба каф дод саҳар шом кашидам.

Ҳарчанд хаёле ба тааммуқ ки бибастам,
Ҷуз дарди адам ҳеҷ надидам, ки шикастам,
Чун шабнами навмед ба ҳар сабза нишастам,
Умрест, ки чун ранги ҳиноe сари дастам,
З-ин ғамкада худро ба лаби бом кашидам.

То миннати хуноби дил аз чашм гирифтам,
Доғе ба дил аз нусхаи он чашм гирифтам,
Аз вазъи мизоҷи париам хашм гирифтам,
Сад бӯса зи гулгунии он чашм гирифтам,
Бингар, ки гулоб аз гули бодом кашидам.

Чун бӯи гуле бар тани мо рӯҳ дамидан,
Ҷуз нақши адам сурати кас нест ба дидан,
Ғабро, маи Маъдум яқин аст чашидан,
Шавкат пару бол аст маро мавҷи тапидан,
Аз дом ҷаро миннати ором кашидам.

Рубой:

Эй дӯст, ҳар он гаҳ, ки туро ёд кунам,
Худро зи ғаму ҳаҷри ту барбор кунам,
Бошад ғами ту мӯниси дилҳои ҳазин,
Бо он дили ғамдидаи худ шод кунам.

## ЁРӢ

Ёрӣ тахаллуси адабии бузургтарин шоири асри XIX ва ибтидои асри XX Дарвози Бадахшон Мулло Ёрмуҳаммади бини Мулло Мунук (ё ки Малак, Малик, Мулук ва монанди инҳо) мебошад. Вале ба Муллоёр ва Ёрӣ бештар шӯҳрат ёфтааст.

«Мулло Ёр дар қишлоқи Ғӯмаяк, ки дар соҳили чапи дарьёи Панҷ наздикии маркази райони Ванҷ, деҳаи Роҳарв воқеъ шудааст, таваллуд ёфтааст. Модари ӯ аз қишлоқи Сангевни райони Қалъаи хум мебошад... Мулло Ёр дар ҷавониаш дар дарбори охирин шоҳи Дарвоз — Саид Муҳаммад Сироҷхон, ки соли 1877—1878 аз тарафи амири Бухоро аз тахт фароварда шуда буд, хизмати мирзогӣ иҷро мекард».

Аз рӯи нақли ҳамдиёронаш Мулло Ёр боре Сироҷхонро ҳаҷв гуфта, худаш аз тарсу таъқиби ӯ гурехта ба Бухоро меравад. Дар Бухоро аз шоир будани ӯ дониста, дар мадҳи шоҳзода Абдулаҳад, ки он вақт ҳокими Кармина будааст, қасида гуфтани ӯро талаб кардаанд. Шоир қасидаи хуб менависад, вале шоирони дарбор аз ин кор ҳасад бурда, ӯро метарсонанд, ки амир шуморо куштанӣ аст. Гӯё дар назди худи Мулло Ёр амир мепурсад, ки ин шеърро кӣ навиштааст? Яке аз дарбориён бо забони ӯзбекӣ «бу кишӣ» (ин одам — гӯён ӯро нишон додааст. Мулло Ёр, ки ӯзбекиро намедонист, ин суханро ба тоҷикӣ — ӯро куш — фаҳмидааст ва аз ғояти тарс аз Бухоро ба Макка гурехтааст.

Агарчанде, ки ин нақлҳо баъзе тобишҳои афсонавӣ дошта бошанд ҳам, вале баъзе суханон аз ҳақиқат дур нестанд. Чунончӣ ба Бухоро рафтан ва дар мадҳи Абдулаҳад қасида гуфтанаш маълумоти саҳеҳ аст ва матлаъу мақтаи он қасида, ки ба шакли мухаммас гуфта шудааст, чунон аст:

Эй шаҳаншоҳи малоиклашкари гардунвиқор,
Ахтари бурҷи саодат моҳи авҷи ифтихор,

Офтоби дину миллат сояи парвардигор,
Фахри даврон қурратулъайни шаҳаншоҳи Бухор,
Бод доим аслу наслу тахту бахтат барқарор...
Эй фидоят Ёрии саргаштаи зору забун,
Дар ҷаноби ҳазратат ҷурмам гузашт аз ҳад фузун,
Ман киву мадҳи ту, эй шаҳзодаи соҳибқурун,
Дар талотум гар набошад баҳри бахшоиш кунун,
Рӯзгорам мунқалиб гардиду аз каф рафт кор.

Олимони Афғонистон дар маҷмӯаи «Афғонистон» ва «Таърихи адабиёти Афғонистон» аз Мулло Ёр ба ин тариқ маълумот додаанд:

«Ёрии Дарвозӣ аз шуарои бузурги қарни сездаҳи Дарвози Бадахшон аст. Исмаш Мулло Ёрмуҳаммад бинни Мулло Малак (ё ки Манак) мебошад. Вай ба тарафи Бухоро рафта ба дарбори амир Музаффархон расид, сипас ба тарафи Қобул омада ,ба тарафи Ҳинд ва аз он ҷо ба сӯи Байт-ул-лоҳ рафт. Шоҳ (яъне амир Абдурраҳмонхон. А. Ҳ.) дар ҷустуҷӯи ӯ кас фиристода ӯро наёфтаанд. Вай аз шуарои охири қарни сездаҳ ва авоили қарни чордаҳ аст. Вай на танҳо дар забони форсӣ ашъори нағзу зебо дорад, балки дар забони маҳаллӣ низ осори хубе аз ӯ дар даст аст.

Аз ин маълумот пай бурда мешавад, ки нақлу ҳикояҳои ҳамдиёронаш афсонаи холӣ набуда, балки далелҳои боваринок низ дар онҳо зиёд аст. Аз рӯи маълумоти даҳанакӣ, ки ҳамдиёронаш мегӯянд, то соли 1930 хабари дар Макка дар қайди ҳаёт будани Ёрӣ ба ватанаш меомадааст.

Доир ба баъзе лаҳзаҳои ҳаёти Ёрӣ профессор Розенфельд. А. З. дар асари «Намунаҳои фольклори Дарвоз» сухан ронда 13 порчаи пароканда ва ғазалҳои шакли фольклор доштаи ӯро дар он дарҷ кардаанд.

Соли 1957 дар маҷаллаи «Шарқи Сурх», № 9 Галимова Гулсум доир ба як баёзи шоирони Дарвоз мақолае навишта, дар он аз 2 ғазали ба забони маҳаллӣ навиштаи Ёрӣ хабар медиҳад. Шоир ва адабиётшинос Басиров Расо соли 1966 бо унвони «Аз ашъори тозаи Ёрӣ» дар маҷаллаи «Садои Шарқ», № 6 доир ба аҳволи шоир мухтасар маълумот дода, аз баёзи дастнависи худи Ёрӣ, ки бешубҳа, хеле мӯътабар бояд бошад, 17 ғазалу порчаҳои нопурраро дарҷ кардааст. Вале далел ва исботи бо дасти Ёрӣ навишта шудани

он баёзро муаллифи мақола сарфи назар карда, дар ин бора чизе намегӯяд.

Басиров Р. қайд мекунад, ки ҷамъ дар дасти ӯ 42 шеъри Ёрӣ будааст, ки 18-тои он ба шахсони алоҳидаи таърихӣ ва воқеаҳо бахшида шудаанд. Аммо қисми зиёди ашъори мазмуни иҷтимоӣ доштаро Ёрӣ ба лафзи дарвозӣ навиштааст, ки бинобар ҳамафаҳм набуданашон нашр кардани онҳоро ҷоиз надонистааст.

Вале мутаассифона, бисьёр лаҳзаҳои ҳаёт ва ҷараёни зиндагии ин шоири боистеъдоди асри XIX ва ибтидои асри XX-и тоҷик боз ҳам норавшан мемонанд.

Аз рӯи ҳаҷми паҳншавии ашъори шоир дар байни мардум ва дар баёзҳо Ёрӣ бояд шоири соҳибдевон мебуд. Аммо то кунун доир ба девонаш хабаре нест. Дар ин бора Басиров Расо чунин фикре баён кардааст:

«Дар вақтҳои охир баъзе аз ҷӯяндагони ашъори Ёрӣ овоза паҳн кардаанд, ки гӯё Ёрӣ девони мукаммали худро дошта бошад... Аммо рафти воқеа ва худи шеърҳои шоир гувоҳӣ медиҳанд, ки вай девоне такмил надодааст ва дигарон низ ашъори парокандаи ӯро дар як ҷо гирд наовардаанд. Аз 42 шеъре, ки дар дасти мост, 18-тои он ба шахсони алоҳидаи таърихӣ ва воқеаҳои ба вуқӯъомада бахшида шудаанд. Ин он маъно дорад, ки Ёрӣ тамоман ба шеърнависӣ шуғл накарда, танҳо ба воқеаҳо ҳамовоз шудааст».

Ба назари мо чунин менамояд, ки аз шеърҳои ба шахсони таърихӣ ва воқеаҳо бахшидашуда ба хулосаи девон надоштани шоир омадан он қадар дуруст намебошад.

Барои он, ки шоир ба мамлакатҳои зиёде сафар карда ва солҳои охири умрро низ дар ғурбат ва ҷойҳои номаълум гузаронидааст, бо чунин қатъият девон надоштани ӯро зикр кардан қобили боварӣ нест. Шояд берун аз ҳудуди хоки мо касе девони шоирро тартиб дода бошад. Дар баёзҳо ва байни мардум ашъори зиёде ин шоир дучор мешавад, ки феълан, ба девон доштанаш далел шуда метавонанд.

Аз рӯи он осори шоир, ки то кунун ба мо дастрас шудааст, низ пай бурдан душвор нест, ки Ёрӣ шоири хеле пуристеъдоди замони худ, шоири тарафдори халқи меҳнатӣ, мусаввири ҳаёти реалии меҳнаткашон, душмани манфури амалдорону ҳокимони замонаш буда, бо тири ҳаҷви тезу тунди худ синаи онҳоро мешикофтааст. Шоири шаҳир аз таъқиб ва бими амалдорону золимони

замон роҳи оворагардӣ ва хонабардӯширо пеш гирифта, охир, дар ғурбат ва қашшоқӣ дар ҷои номаълуме вафот кардааст.

Дараҷаи зиндагӣ ва аҳволи бадаш аз ашъораш тамоман равшан аст.

Розенфельд А. З. дуруст қайд кардааст, ки «Эҷодиёти Мулло Ёр шаклан бой ва гуногунмазмун аст. Ӯ қисми зиёди шеърҳои худро ба тасвири аҳволи вазнини деҳқонони он даврai Дарвоз бахшидааст».

Шеърҳои ба лаҳҷаи маҳаллӣ эҷодкардааш аксар тобишҳои иҷтимоӣ дошта, қашшоқӣ, бенавоӣ, оҳанги шикоят ва норозигӣ аз замону сохти иҷтимоиаш, дар онҳо хеле равшан акс ёфтааст. Дар ин бора ғазалҳои ба лаҳҷаи дарвозӣ (Ванҷӣ) гуфтаи ӯ ки бо матлаъҳои зерин оғоз меёбанд, хеле характернок мебошанд:

Хӯрокму оши боқлогию тарси жоғар ай рӯму,
Мусулмону чи нашлак бӣ, ки Роҳарв оварай рӯму.

Матлаи ғазали дигар:

Ҳарзи ғулумӣ мекунум пеши ту, бишнав, шоҳи мун,
Ай хӯрдани тутпӯси қоқ льхшида пӯсти нои мун.

Ё ки:

Худовандо, зи ман ҳастӣ ту розӣ,
Нигаҳдор аз хурӯши қавми қозӣ.

Ба назари мо чунин менамояд, ки шоир барои пардапӯш ва аз чашми амалдорони замон пинҳон кардани ғояи ашъораш, ба шеваи маҳаллӣ ифода намудани фикрҳои иҷтимоии худро беҳтар донистааст.

Сабаби дигари ба шеваи маҳаллӣ шеър гуфтани Мулло Ёр аз он ҷо ба вуҷуд омадааст, ки шоир қисми зиёди умри худро дар байни мардуми маҳаллӣ гузаронида, дар байни онҳо шӯҳрати зиёде пайдо карда будааст. Барои он, ки шеъри ӯро ҳамаи ҳамдиёронаш фаҳманд, шоир аксари ашъорашро ба он шеваи дарвозӣ эҷод кардааст.

Бузургии Мулло Ёр низ дар он аст, ки вай ҳам ба забони хоси адабӣ ва ҳам шеваи маҳаллӣ шеър гуфта, ҳамаи ашъораш пуробуранг, зебову завқовар аст. Бисьёр шеърҳои ӯро то кунун ҳам ҳамдиёронаш аз ёд медонанд.

Мулло Ёрро шоири халқ гуфтан мумкин аст, вале на ба он маъное, ки ӯ шоири касбӣ набуд ва ё танҳо

шеърҳои ба шеваи маҳаллӣ менавишт. Балки барои он, ки шоир ҳамчун намояндаи синфҳои меҳнатӣ ҳамеша ба фоидаи халқи меҳнатӣ сухан ронда ҳамаи ҳаёти ӯ бо халқи меҳнатӣ алоқаманд будааст. Аз ашъори ин шоири бомаҳорат ва халқдӯсти тоҷик, оҳанги мубориза и синфӣ ва нафрат ба сохти иҷтимоии замонаш ба гӯш мерасад. Сабаби асосии ба ғарибӣ ва оворагардӣ ба сар бурдани ин шоир низ ғояҳои пешқадами ашъори ӯ мебошанд. Аз тарафи олимони Афғонистон ҳам шоири бузург шинохта шудани Мулло Ёр ва ба ҷустуҷӯи ӯ кас фиристодани амир Абдурраҳмонхон (подшоҳи Афғонистон) дар ҳақиқат ҳам аз бузургии ӯ шаҳодат медиҳад. Дар оянда ба ҷамъоварии ашъор ва ҷустуҷӯи девони Мулло Ёр машғул шудан бефоида нахоҳад буд. Бинобар он, ки ашъори ба шеваи дарвозӣ гуфташуда ва шакли фольклор гирифтаи Мулло Ёрро профессор Розенфельд А. З. дар асараш асосан қайд кардааст, мо дар ин ҷо танҳо ба дарҷ намудани якчанд ғазалҳои мазмуни ишқӣ доштаи шоир қаноат менамоем:

Дар чаман аз рашки қаддат сарвро буньёд сӯхт,
То кунад ёд аз хиромат қомати шамшод сӯхт.
Оташи ишқаш зи бас к-аз манқали дил шӯъла зад,
Дар гулӯ ҳангоми қатлам ханҷари ҷаллод сӯхт.
Фитратам азбаски расвоипараст афтодааст,
Вазъи бебоконаи ман шеваи иршодсӯхт.
Ҳеҷ кас тӯҳматнишони доғи маҳрумӣ мабод,
Бесутунро сина бар ҷон кандани Фарҳод сӯхт.
Аз фиреби ҷилваи дуньёи дун, Ёрӣ, маноз,
К-ин арӯси бевафо сад хонаи домод сӯхт.

* * *

Чун қадат дар чамани даҳр санавбар ҳам нест,
Ба узори ту муқобил гули аҳмар ҳам нест.
Сафҳаи рӯи ту, ҷоно, чи бало хушрақам аст,
Ки хати сабзи варо ҳоҷати мистар ҳам нест.
Ин на дайрест, ки оҳи дили садпораи ман,
Интиқом аз ту кашад фурсати маҳшар ҳам нест.
Соқиё, бода биёвар, ки дар ин хилвати хос,
Муҳтасиб нест рақиби касу ахтар ҳам нест.
Ба мақоме бирасад он, ки чӣ мазмун дорад,
Номаи шавқ, ки бар боли кабӯтар ҳам нест.
Нисбати лаъли лабашро ба шакар натвон кард,

Ки ба ширинии ў нисбати шаккар ҳам нест.
Хун шав, эй нола, зи андўҳи зиёнкории ман,
Ки дил аз каф шуду дилдор муяссар ҳам нест.
Ёриё, давлати фақре, ки ту дорӣ ҳошо,
Қ-ин дам аз ҳазрати султони Музаффар ҳам нест

* * *

Гуландоме, ки олам зери по чун соя паст асташ,
Ба авҷи хонаи хуршеди истиғно нишаст асташ,
Суроғи худ ба ҷуз анқо касе, ёраб, чӣ дарьёбад,
Ки олам куштаи тири нигоҳи чашми маст асташ.
Фасоҳат ҳам, малоҳат ҳам, назокат ҳам, латофат ҳам,
Зи асбоби таҷаммул ҳар чӣ хоҳӣ гар ту ҳаст асташ.
Ба сони ғунча даст андар ҳиҷоби остин дорад,
Магар к-аз хуни ошиқ чун ҳино ранге ба даст асташ.
Ба бозори муҳаббат толеи худ ҷайби худ кардам,
Бад-ин гесў назар кардам, саропо то шикаст асташ.
Дили ғамдидаи ушшоқ дар баҳри талаб Ёрӣ,
Чу моҳӣ то муҳайёи тапидан шуд ба шаст асташ.

* * *

Ба сар аз ҳасрати оинаи дидор оҳангам,
Лаби захме намоён аст дар мавҷи раги сангам.
Чу шамъ аз мазраи офатнасиби ман чӣ мепурсӣ,
Ҳама бар дўш барқам, сели ашкам, шўъла дар чангам.
Ба мурдан гар ба одам пур кунад паймонаи ҳасрат,
Ки дар даврат чу гул соғар ба чангу зор шуд рангам.
Тавофи он қабо дода асар пероҳани танге,
Ба домонаш занам чун гул... хаёле...
Хаёл андешаи савдои фикри хонаи ў буд,
Ки фикри оташе дорад хаёли нашъа оҳангам.
Ба васли гул чу шабнам гоҳ аз худ меравам, Ёрӣ,
Ки аз бедаступоӣ низ аз рафтан намелангам.

* * *

Чу гул, андар чаман ман худнамоиро надонистам,
Чу булбул шўру афғону навоеро надонистам.
Ба поям шўълаи шамъи муҳаббат, ҳамчу парвона
Шудам хокистару қалбошноиро надонистам.
Агарчанде, ки дар олам надидам ошноиро,
Вафо кардам ба ҳар кас, бевафоиро надонистам.

Ба гардун ҳамчу Маҷнун содалавҳ афтодаам, Ёрӣ,
Ба ҳар ёре, ки дил бастам, ҷудоиро надонистам.

## Қам-қам

Зи хӯи бад шудам бо дарду меҳнат мубтало кам-кам,
Шудам аз сарбаландӣ паст ҳамчун хоки по кам-кам.

Ба ҳар сӯ меравам, эй бахт, боре ёрӣ бар ман кун,
Фатири қоқ хӯрда, гаштаям бемағзи по кам-кам...

## Охир чаро нагрехтӣ?

Эй гашта гӯзи равшанам аз меҳри рухсорат шабақ,
Дар баҳри ғам саргаштаам, дур аз барат ҳамчун самак
З-ин гулшани беҳосилӣ чун ғунчаам хунинҷигар,
То шарҳи холи худ кунам, ку аҳли розу маҳрамак?
Ҳар гаҳ ки ояд дар хаёл тарзи такаллумҳои ту,
Пошида гӯё дам ба дам дар синаи решам намак.
Фарсудаҷисму лоғарам чандон, ки тарсам баъд аз ин,
Созад фалак номи маро аз сафҳаи эҷод ҳақ.
Хуршедосо дар ғамат бар ман даме ором не,
Субҳ аст Рохарвам ватан, шом аст, яъне Ғӯмаяк.
Гаҳ Юсуфоҳангӣ кунам гоҳе Масеҳомашрабӣ,
Мавҷи сиришкам бар замин, ҷавлони оҳам бар фалак
З-он дам ки аз мулки адам мондам бад-ин олам қадам,
Як дам ноёсудам зи ғам, умрам расида сиву як.
Ёрӣ аз ин беҳудамулк охир чаро нагрехтӣ?
Пеши шалоқи нокасон мондам басе монанди пак.

## Равост

Шӯхи бебоке, ки қатли бегуноҳон дӯсташ,
Ҷони сад соҳибдил он ҷо бастаи як мӯсташ,
Сарв аз қаддаш хиҷил, сунбул зи мӯяш мунфаил,
Сарв по дар гил зи рашки қомати дилҷӯсташ.
Ҳар ба пеши чашми масташ барфишонам ҷон, равост,
З-он ишоратҳо, ки бо ман дар хами абрӯсташ.
Аз чӣ рӯ хуршеди тобон бо ту созад ҳамсарӣ,
[illegible] ду ҷаъди анбарин ё наргиси ҷодусташ?
Новаки мижгони хунрезаш паи қатлам кифост,
Аз чӣ рӯ, ё раб, надонам ранҷа дар бозусташ?
Мазҳари раҳ пеши андози нигаҳҳо ёр нест,
Куштаи рашкам аз он, к-оина рӯ бо рӯсташ.

Сардмеҳриҳои хубон рӯзи Ёрӣ тира кард,
Домани саҳро ҳувайдо аз рами оҳусташ.

### Дар мазамматти қозиву муфтӣ

Худоё, гар зи ман ҳастӣ ту розӣ,
Нигаҳ дор аз хурӯши қавми қозӣ,
На зулм аз қозиву на аз раисам,
Малул аз муфтии маҳзарнависам.
Ки шон гаштанд бо эшон мушавваш,
Асо дар дасту бар кӯрон асокаш.
Ба ҳам гаштанд ҳамчун ҳалқаи чим[1]
Дилошон танг ҳамчун чашмаки мим...

### Дар ҳаҷви мулло Соир

Ҳамон рӯзе ки беморе зи мурдан дар ҳазар мезад,
Ғами исқот дар дилҳои махсумон асар мезад,
Мулло Соир магар он дам ба дунболи падар мезад,
Маро исқот медӣ[2] гуфта хуноб аз ҷигар мезад.
Агар исқот кам мебуд, об аз дида сар мезад.

Зи мардум гар яке нафс аст, махсумро дусад бошад,
Ҳавои нафси ӯ аз шарт берун, беадад бошад,
Агар гову харе гиранд, гӯяндаш намад бошад,
Агарчи ҷояшон мисли саидон дар Скад[3] бошад,
Раис дунболи исқоти Саид Қосим лагад мезад.

Раис бо додараш бар ҷониби боло равон гардид,
Шунид ӯ Хоҷабегим мурд, он гаҳ дав-давон гардид,
Паи исқот ҳамчун ҷонвари соҳибқирон гардид,
Зиёро ҳам шунид, аз мурдани ӯ шодмон гардид,
Раис бар ҷониби Рованд[4] қадам фархундатар мезад...

Зи ҳар кас гар бимирад хар, бувад Соир саровозаш,
Ҳамон харро бубандад ӯ чу дар гаҳвораи нозаш,
Ҳама муллову муфтиро бикун дар қисса оғозаш,
Муллогул[5], гар раис дам зад ,бугӯ ҳарфи дигар бозаш,
Магар, ки аз қадим Мирзо[6], мухаммас баҳри хар мезад?

---

[1] Инҷо шоир барои ифодаи мақсад шакли навишти арабии ҳарфҳоро ба кор бурдааст.
[2] Яъне медиҳӣ.
[3] *Скад* — маҳалла.
[4] *Рован* — *Рованд* — маҳалла.
[5] *Мулогул* — устоди Ёрӣ.
[6] *Мирзо* — лаққаби Ёрӣ.

## Қори Давлатдодхоҳ[1]

Дар замону асри он мири Музаффар подшоҳ,
Як ғуломе буд, номаш буд Давлатдодхоҳ.
Хизмате фармуд шаҳ ӯро ба Дарвози шариф,
Дафъатан ҳамроҳи сарбозони худ ӯ шуд ба роҳ...
Муддати ду сол он ҷо маснаду маъво гирифт,
Баъд аз ин ду сол ҷояш рафт Қосимдодхоҳ...
Меҳрубонӣ кард ҳазрат гуфт: гӯед ӯ биёд,
Лек шамшераш бигиред аз миёни ӯ шумо...
Ҳамдигарҳоро бидида дар вилоёти Ғузор,
Карда беҳад дар ҳақи фарзандҳои худ дуо...
Чун дароварданд назди ҳазрат он мардудро,
Бар даҳони ӯ задандӣ мушт хизматгорҳо...
Ресмон бар гарданаш бастанд бо сад ҷабру зулм,
Бурда партофтанд хизматгорҳо ӯро ба ҷоҳ...
Қатра гар якҷо шавад, Ёрӣ, занад селоб ҷӯш,
Худ ба зӯри мардуми Дарвоз мебошам гувоҳ!

## Ҷокгиребон шуда рафтем

Дардо, ки асири рухи ҷонон шуда рафтем,
Парвонаи он шамъи шабистон шуда рафтем.
Ҷамъияти дилро талабидем ба олам,
Аз дасти фалак ҷокгиребон шуда рафтем.
Аз ҷабру ҷафои туву аз таънаи ағьёр,
Доманзада дар ҷӯлу биёбон шуда рафтем.
Дар водии ишқи ту қаландар шуда Ёрӣ,
Аз Ванҷзамин сахт гурезон шуда рафтем.

## Қам кардай

[illegible]арақ то бар гули рухсора шабнам кардай,
[illegible]лебосо маро шайдои олам кардай,
[illegible]ари дил бо сипоҳи дарду ғам нагрифт ҷой,
[illegible]тободам ҳама тороҷи мотам кардай.
[illegible] зорам куштай, дар хоку хун афгандай,
[illegible]сазои ман, ки ошиқ гаштаам, кам кардай...
[illegible]ам андар дидаам, чун мардумак ҷоят кунам,
[illegible]й созам, чун назар аз дидаҳо рам кардай...
[illegible] мижгонат зи баҳри куштани Ёрӣ бас аст,
[illegible] обрӯро ҷаро бо заҳр якдам кардай?

[1] *Давлатдодхоҳ* — гумоштаи амир Музаффар дар Дарвоз аст.

## Мақсуд чист?

Гар ман ошиқ нестам, з-ин гирьяам мақсуд чист?
Ашки сурху ранги зарду оҳи дардолуд чист?
Пои дил дар қайди занҷири муҳаббат мубталост,
Чун кунам тадбири кор, эй дӯстон, беҳбуд чист?
Умрҳо шуд соядорам, ҷабҳа фарши роҳи туст,
Боз мепурсӣ, ки рухсори ту гардолуд чист?
Теғ бар сар, доғ бар дил, дар вафодорӣ ҷу шамъ,
Фарши таслимам нигар, табъи ту нохушнуд чист?
Шеваи ишқу пас он гаҳ фикри мастурӣ хатост,
Қисвати[1] маҳбуби моро ратби тору пуд чист?
Васли ёрам даст доду доманаш додам зи даст,
З-ин пас акнун судани дасти надомат суд чист?
Оташи рухсораат гар ҷони Ёриро насӯхт.
Бар хати мушкинат, эй маҳ, инфиоли дуд чист?

## Наҷӯме

Файзу футӯҳи дониш аз бехабар наҷӯме,
Ҷурғоту ширу қаймоқ аз гови фар наҷӯме.
Доим ниҳоли худрӯй тумчасту[2] талх меваш,
Кори қабули мардум аз бепадар наҷӯме.
Аз хом пухтакорӣ чашми умед надорам,
Тутпӯсте дар ҷавозак аз тути тар наҷӯме.
Ҳастам ба як-ду луқма парвардаи қаноат,
Навволаи даҳонпур шому саҳар наҷӯме,
Мегӯм шеъри холис ранги халоиқи га[3],
Аз гову хар навомем[4], лоқу лапар наҷӯме.
Ҳастам ҳамеша, Ёрӣ, дар ҷустуҷӯи мазмун,
Ҳамранги мардуми Зинг[5] дар кӯча хар наҷӯме.

## Дар мазамммати мулловазир

Гум шав аз ин диёр, ту, эй хирасар Вазир,
Дандон фитода аз даҳанат мисли гурги пир.
Ҷо ёб, ҷой, рафта ба он ҷой ҷой гир[6],

---

[1] *Қисват* — пираҳан.
[2] *Тумч* — туруш.
[3] *Халоиқи га* — мардуми дигар.
[4] *Навоме* — намефорад.
[5] *Зинг* — маҳалла, деҳа.
[6] Яъне ба лаҳад дарой.

Қ-аз шумият мабод занон тарки шӯ кунанд.
Ҳар гаҳ туро бубинан(д) у абру ғуруи[1] кунанд...

## Умри худ кӯтоҳ мебинам

Дар ин дуньёи дун худро аҷаб гумроҳ мебинам,
Ягон коре накарда рӯзи худ бегоҳ мебинам...
Ба айёми ҷавонӣ қадри умри худ надонистам,
Кунун дар вакти пирӣ умри худ кӯтоҳ мебинам...

## Ҳолам батар шӣ

Мусулмоно, аҷаб ҳолум батар ши,
Ки бахтӯ толеам дар кӯҳ ҷар шӣ.
Надим[2] дар умри худ як соати нек,
Ба ҳар мулке ки рафтам шӯру шар шӣ.
Ба ҳар кас лофи якрангӣ задам ман,
Маро душмантар аз каждуми зар шӣ.
Ба боғи ҳам бимондам остаяк по,
Билағжидам, ки мағзоям бадар шӣ.
Ба ҳар хона, ки рафтам, соҳиби он
Ҳанӯз дар пойгаҳ бум к-ӯ бадар шӣ.
Бидонум[3] як лаби нуне ки бихрум[4],
Навола дар гулӯ чун лукки дар шӣ.
Бихӯрдум об аз боло бизад курт,
Ки поёнтар бирафту танбатар шӣ.
Бишондам беди маҷнун сар зад ангет[5],
Бидохтам харбуза ӯ качкапар[6] шӣ.
Чаро, Ёрӣ, зи бахти хеш нолӣ,
Ки толеъ дар азал ин буду бар шӣ?

## БАҲРИИ ДАРВОЗӢ (Баҳрин)

Ҳанӯз дар соли 1940, ҳангоми тартиб додани «Намунаи адабиёти тоҷик» шоир ва олими маъруф марҳум Де-

---

[1] *Ғуру* — гиреҳ, чин.
[2] *Надим* — надидам.
[3] *Бидонум* — бидонанд.
[4] *Бихрум* — бихӯрам.
[5] *Ангет* — хор.
[6] *Каҷкапар* — каду, качкаду.

ҳотӣ бо таассуф қайд намуда буд, ки тарҷумаи ҳол ва ашъори бисьёр шоирони боистеъдоди кӯҳистонии тоҷик дар сарчашмаҳои адабӣ зикр наёфтаанд.

Деҳотӣ дар зери сарлавҳаи «Шоирони кӯҳистонӣ» чор нафар шоирро зикр карда, дар бораи онҳо, аз ҷумла чунин навиштааст:

«Аз мисолҳое, ки дар поён мехонем, соҳибистеъдод будани шоирони мазкур (хусусан Ҳасрат ва Баҳрин) намоён аст.

Албатта, эҷодиёти онҳоро аз як ё ду-се ғазал иборат аст гуфта гумон кардан дуруст нест. Аммо, сабаби асосии номашҳур мондан ва ба тазкираҳо надаромада, гум шуда рафтани дигар асарҳои ин шоирон аз муҳити адабӣ ва аз марказҳои илмӣ дур будани онҳо бояд бошад.

Илова бар ин, даҳҳо шоирон ва адибони боистеъдод дар камбағалӣ, хорӣ, дар асорати надимии мирҳои Ҳисор, Кӯлоб, ҳокимони Балҷувон, Дарвоз ва ғайра ҷон додаанд, ё бо «гуноҳи» саркашӣ кардан аз мадҳкунии онҳо (мирон, ҳокимон) маҳв ва беному нишон карда шудаанд».

Мо боварии пурра дорем, ки дар натиҷаи ҷустуҷӯ ва омӯхтани аҳвол ва ашъори шоирони кӯҳистонӣ, бисьёр шоирони боистеъдод ёфт мешаванд, ки сазовори дохил шудан ба таърихи адабиёти мо мебошанд. Яке аз чунин шоирони боистеъдоди кӯҳистонӣ Баҳрини Дарвозӣ мебошад, ки мо дар ин ҷо, хонандагонро бо аҳвол ва ашъори мухтасари ӯ шинос карданӣ ҳастем.

Исми ин шоир Абдулҳақ ва исму лақаби падараш Абдулҳай бинни Мавлоно Абдулқаҳҳор мебошад. Баҳрӣ дар соли 1277—1860 дар оилаи шахси бомаърифати деҳаи Сангевнии Қалъаихум таваллуд ёфтааст.

Ӯ то синни 15-солагӣ дар назди падараш хонда соҳиби хату савод мешавад. Вале падараш талаботи илмӣ ва истеъдоди ҷавони илмдӯстро қонеъ кунонда натавониста, ба назди олими маъруфи деҳа, ки ӯро Махдуми Аълам мегуфтаанд, ба таҳсил мегузорад. Баҳрин, ки завқи калони илмомӯзӣ ва қобилияти фитрӣ доштааст, дар андак муддат аз илмҳои риёзӣ, ҳикмат, фалакиёт, ҳандаса, мантиқ, фалсафа ва адабиёт маълумоти кофи пайдо мекунад. Махдуми Аъламро қобилият ва зеҳни буррои Баҳрин дар ҳайрат мегузорад. Бинобар ин Махдуми мазкур ба назди падари Баҳрин омада чунин изҳор мекунад: «Абдулҳақ дар бисьёр масъалаҳо бар ман ғолиб меояд». Устоди хоксор ва дилсӯз — Махдуми Аъ-

лам барои ба Бухоро фиристодани Баҳрин аз падараш иҷозат мегирад.

Соли 1299—1881 Баҳрини 21-сола, ба Бухоро рафта дар мадрасаи Кукалтош, ки яке аз мадрасаҳои маъруфи Бухоро буд, ба таҳсил сар мекунад. Вале шӯҳрати илмӣ ва шоирии Баҳрин ҳанӯз пеш аз рафтанаш ба Бухоро ба аксари олимон ва шоирони он ҷо маълум шуда буд. Бесабаб набуд, ки мударрисони мадрасаи Кукалтош дар бораи ӯ чунин мегуфтаанд:

«Ин ҳамон Абулҳақест, ки қабл аз расиданаш дар Бухоро шӯҳрат ёфта буд».

Баҳрин муддати 10 сол дар мадрасаи Кукалтош таҳсил карда, пас аз он аз баъзе фунун ба толибилмон дарс мегӯяд. Илми фаровон ва табъи хуши шоирӣ ва баъзе хусусиятҳои хуби одамдӯстӣ, хоксорӣ хушмуомилагии Баҳринро дида, бисьёр олимон ва шогирдони мадрасаҳои Бухоро ба атрофи ӯ ҷамъ меоянд ва шӯҳрати ӯ дар Бухоро боз ҳам шоеътар мегардад.

Вале ин шӯҳрати як шахси кӯҳистонӣ ва камбағал ба баъзе «уламои» Бухоро ва хусусан амалдорони ҷоҳили камсавод маъқул нашуда, нисбат ба ӯ рашк ва ҳасад пайдо мекунанд. Яке аз шоирон ва тазкиранависони муосири Баҳрин Афзали Пирмастӣ дар бораи ин шахси илмдӯст ва шоири бомаҳорат бе муболиға, чунин менависад:

«Фориси майдони тибатоғозӣ, ҳаловатбахши суханони форсӣ ва тозӣ, мулло Абдулҳақи Дарвозӣ аст, ки талаби илм зареғаи худ сохта, дар силки туллоби дорулилми Бухорои Шариф ба таҳсили илм пардохтааст. Ҳанӯз қадаҳпаймон бодаи истифода аст. Дар ҳар боб аз шарикон ва ҳамгинони худ зиёда; Баҳрини фитраташ мааи сайд ва зеҳни заҳини исобатқаринашро мазомини рангин дар қайд аст. Синнаш дар унфувони шубоб аст ва шеъраш ҷилобахши миръоти хотири аҳбоб. Агар фалак ҳарчанд ба коми ӯ тазвир кунад ҳам, дар майдони дараҷоти камол олидараҷот хоҳад шуд»...

Аз гуфтаҳои Афзал ҳам пай бурдан душвор нест, ки Баҳрин дар байни муосирони худ шӯҳратманд будааст. Аммо уламои рӯҳонӣ ва баъзе шахсони олимтарош ва ин шӯҳрати олим ва шоири ҷавон ҳасад бурда, дар қасди аз Бухоро берун кардани ӯ меафтанд.

Баҳрин, ки шахси хеле пухта ва мутавозеъ буд, дар баробари афзуданн таъдоди ҳосидон ва муқобилон соли 1309—1891 аз Бухоро баромада ба зодгоҳи худ Дар-

воз (Қалъаи хум) меояд. Ин шахси илмдӯст ва шоири маърифатдӯст ба Қалъаи хум омада мадрасаи кӯҳнаеро таъмир карда, ба тадрисии он машғул мешавад. Ҳар сол чандин нафар шахсони толиби илм, мадрасаи ӯро тамом мекардаанд.

Агар масъала ва мушкилоти илмие дар байни уламо ба вуҷуд меомадааст, барои ҳалли он ба назди Баҳрин омада, ба саволҳои худ ҷавоби саҳеҳ мегирифтаанд. Метавон гуфт, ки дар охирҳои асри XIX ва аввалҳои асри XX Баҳрин дар байни уламо ва удабои Қаротегин, Ғарм ва Дарвоз олими мушкилкушо ва раис-уш-шуаро будааст.

Албатта, маълум аст, ки аҳволи маишӣ ва зиндагии Баҳрин аз деҳқонони камбағали онвақтаи Дарвоз фарқе надошт. Ӯ асосан шоири деҳқон буда, ба замми он аз машғулияти тадрисиаш каму беш даромад доштааст.

Шоир дар як ғазалаш доир ба заифӣ ва камқувватии худ, ки он аломати дуруст набудани аҳволи маишии ӯ аст, чунин ишора мекунад:

...Заифӣ он қадар қувват рабуд аз ҷисму ҷони ман,
Ки оби шабнаме дар роҳи ман ҷавлонгаҳи қир аст.
Муҳити фазлро аз мояи ишрат чӣ мепурсӣ?
Забони хома то дам мезанад бар захми шамшер аст.

Дар натиҷаи чунин заифӣ ва беқувватӣ шоири дӯстдоштаи халқ ба касалӣ дучор шуда, соли 1334—1915 дар синни 55-солагӣ аз ҳаёт чашм мепӯшад.

Шоири марҳум Деҳотӣ дар «Намунаҳои адабиёти тоҷик» аз рӯи маълумоти ҳамдиёрони шоир ва шаҳодати ҳофизи халқи тоҷик, марҳум Шариф Ҷӯраев, вафоти Баҳринро солҳои 1915—1916 тахмин кардаанд. Эътироф бояд кард, ки ин тахмин айни ҳақиқат аст.

Яке аз шоирони Дарвоз таърихи вафоти ӯро чунин ёфтааст:

Мурд нурулҳақи Баҳрин он ки буд устоди кул
Буд «ҳаззи раҳматуллоҳи таолӣ» соли вафт.

Дар мисраи дуюми байти боло ибораи «ҳаззи раҳматуллоҳи таолӣ» моддаи таърих буда, ба ҳисоби абҷад ба 1334 ҳиҷрӣ (1915 милодӣ) баробар меояд.

Агарчи Баҳрин дар илмҳои зиёди замони худаш дас-

ти баланд дошта бошад ҳам, вале ӯро шеърҳои рангин ва табъи мавзунаш бештар шӯҳратманд намудаанд.

Баҳрин шеърро бо сабки қадимӣ, (хуросонӣ) дар ниҳояти соддагӣ, хушоҳангӣ, ва бисьёр пуробуранг, ошиқона ва равон эҷод мекунад, ки ин аломатҳо хусусияти хоси ашъори шоир мебошад. Аз рӯи мазмун ашъори Баҳрин аксар мавзӯи ишқ ва ошиқиро дар бар мегирад. Аз ин ҷиҳат Баҳринро яке аз шоирони лирики замонааш донистан мумкин аст.

Хушоҳангии ашъори шоир аз он ҷо низ маълум аст, ки яке аз ғазалҳои лирикии ӯро, ҳанӯз дар ҳангоми ҳаёташ, ба яке аз оҳангҳои мусиқии классикӣ «Шашмақом» дохил кардаанд, ки ҳофизон то кунун ҳам онро месароянд.

Дар ашъори бисьёр шоирони дар шаҳрҳои марказӣ ҳамчун Бухоро, Самарқанд, Қӯқанд, Балх, Ҳирот ва бисьёр шаҳрҳои дигар зиндагӣ ба сар бурдаанд ва шоирони кӯҳистон (Ҳисор, Кӯлоб, Дарвоз, Бадахшон) шеърҳое дучор меоянд, ки аз рӯи радифу қофия ва мазмунашон қариб як хел мебошанд. Ва мо, бе тадқиқ, аксар вақтҳо чунин фикр баён мекунем, ки шоирони кӯҳистон бар ашъори шоирони дар марказҳо буда, тазмин, тақлид ва татаббӯъ кардаанд. Вале агар дурусттар тадқиқ кунем, чунин ба назар мерасад, ки баъзан шоирони шаҳрҳои марказӣ бар ашъори шоирони кӯҳистонӣ ҳам тазмин, тақлид ва татаббӯъ кардаанд. Барои мисол ғазали зерини шоир Баҳрин ва қозӣ Абдуллохоҷа Таҳсини Бухороро хонем:

Баҳрин:

Агар зи чеҳра кушоӣ ниқоб дар таги об
Ба аҳли баҳр фитад изтироб дар таги об,
Зи соидат агар афтад хабар ба аҳл муҳит,
Зи ғусса моҳӣ хӯрад печутоб дар таги об.
Ба сели ашк зи ғайрат намояд оташи дил,
Чу санъатест, ки гаштам кабоб дар таги об.
Қасе, ки дид ҷамоли ту зери мавҷи арақ,
Гумон барад, ки бувад офтоб дар таги об.
Зи рашки он лаби лаъли ту эй асират ман,
Гуҳар хароб шавад чун ҳубоб дар таги об.
Ба сели ашк фано гашт қасри ҷон Баҳрин,
Бино куҷост, ки набвад хароб дар таги об.

Таҳсин:

Агар шавад маҳи ман бе ҳиҷоб дар таи об
Хӯрад ҳамон зи ҳаё печутоб дар таи об?
Ба ғайри акси ту афтад дар обгоҳи назар,
Қӣ дидааст дигар офтоб дар таи об?
Сафои тан бибарад сахтии дили ту агар,
Раво бувад, ки шавад санг об дар таи об.
Ба даври рӯи ту кандам умед аз дилу дин,
Ба аҳди хатти ту кардам китоб дар таи об.
Зи тарфи ҷӯй дамад ҷои сабза сунбули тар,
Агар зи зулфкушой ту тоб дар таи об.
Ба ғайри ҷоҳи занахдону себи ғабғаби ту,
Надидаем, ки бошад ҳубоб дар таи об.
Зи оби дида шудастам хароб хонаи дил,
Бале, ки хона бигардад хароб дар таи об.
Зи гирья дида пур аз об доимо Таҳсин,
Ки гаштааст дили ман кабоб дар таи об.

Чи тавре ки мебинем, ин ду ғазал дар ҷавоби якдигар гуфта шудаанд. Вале ба назари мо чунин менамояд, ки Таҳсини Бухорой бар ғазали Баҳрини Дарвозӣ тазмин кардааст. Зеро Баҳрин нисбат бар Таҳсин пештар гузашта, соли 1915 вафот кардааст. Вале шоир Таҳсин, мувофиқи маълумоти устод Айнӣ, соли 1925 ҳанӯз дар қайди ҳаёт будааст ва синнашро «аз шаст мутаҷовиз аст» қайд кардаанд.

Ғайр аз ин, аз салобати сухан, ташбеҳот ва нафосати ғазали Баҳрин маълум аст, ки он шеъри аввал ва ғазали Таҳсин шеъри сонӣ мебошад.

Аз мисоли боло маълум мегардад, ки шоирони дар маҳалҳои кӯҳистон ҳам дар таърихи адабиёти тоҷик саҳм ва ҳиссае гузоштаанд, ки Баҳрини Дарвозӣ, Ёрии Дарвозӣ, Ноҷии Дарвозӣ, Маҳҷури Дарвозӣ ва Ҳиҷрии Дарвозӣ аз ҷумлаи чунин шоиронанд.

Девони ашъори Баҳрӣ то кунун маълум нест ва маълумоте оид ба тартиб додан ва ё надоданаш дар даст надорем. Вале аз он ҷое ки шеърҳои ӯ дар баёз ва ҷунгҳо дучор мешаванд, девони ашъор доштани шоир тахмин карда мешавад. Дар оянда ҷустуҷӯ карда ба даст овардани девони ашъори ин шоири пуристеъдоди тоҷик муфид аст.

Шеърҳои зерин намунаи ашъори Баҳрин мебошанд:

Чодуи лаълат, ки бар сеҳрам китоб овардааст,
Тифли ҳофизхони ман акнун чӣ тоб овардааст.
Ҳар заминеро, ки аз сайри ту гул резад қадам.
Дар канори хеш он чо офтоб овардааст.
Теғи абрӯят, ки захми ӯ зиён дорад ба кӯҳ,
Аз паи қатли ман аз ғайрат шитоб овардааст.
Ғар дамад бар сабзаи ҳат аз ҳаё мавчи арақ,
Дар таги гул шабнаме гӯё, ки хоб овардааст,
Офтоби оразатро ҳар кӣ бинад дар арақ,
Ин гулӣ хуршед мегӯяд гулоб овардааст.
Нест ҳочат мустаиди базми васлатро ба май,
Ҳар сари мичгон туро сад чӯи ноб овардааст,
Носеҳо, даркаш нафас аз манъи савдои дилам,
З-он, ки самъи ӯ ба гӯшам сими об овардааст.
Мекунад бо сокинони чарх абрӯят сухан,
Муштарӣ ҳар лаҳзааш аз маҳ чавоб овардааст.
Чист умре, эй санам, мачбури бозӯи туам,
Ё ки Баҳринро фалак сайди уқоб овардааст.

Қитоби оразатро то нукоти сеҳр таҳрир аст.
Фалотун назди афсуни ту гӯё тифли дар шир аст.
Мапурс, эй муддаӣ, кайфияти асрор аз ошиқ,
Ки бар ошуфтагон гоҳе зиён аз сози тақрир аст.
Шарарпӯш аст оҳам аз газанди ӯ машав ғофил,
Ба ҳар кас мерасад дарде, нишон аз оҳи шабгир аст.
Зи май гар тавба талқин мекунад дар хонақаҳ зоҳид,
Нишон з-ӯ пунба дар гӯшат, ки панди шахси бепир аст.
Тамаъ кори шикору васли тамҳиди фано дорад.
Ки то шахс аст, рам оинадори чашми нахчир аст.
Заифӣ он қадар қувват рабуд аз чисму чони ман,
Ки оби шабнаме дар роҳи ман чавлонгаҳи қир аст.
Муҳити фазлро аз мояи ишрат чӣ мепурсӣ,
Забони хома то дам мезанад, бар захми шамшер аст.
Зи анбӯҳу ҳаловат эмин аз озори дил биншин,
Ки аз неъматпарастӣ захмҳо бар чони кафгир аст.
Ба зери сина сози нола аз дил мекашам Баҳрин,
Ба дар то мезанӣ дасте, садо аз тори занчир аст.

* * *

Гуландоме ба қатлам аз сари шӯхӣ камар бандад
Ба завқи теғи ӯ ҳар чо ба тан мӯест сар бандад.
Аз ин бисьёртар бо оташи ҳичрон мадеҳ чонам,
Ки то кай пайкарам чун шамъ сомони зарар бандад.

Сазад як дам самоат нағмаи қонуни муштоқон,
Ки сози шавқро дар парда оҳанги дигар бандад.
Ба шуғли субҳа маншин ғофил аз соғар, ки эй зоҳид,
Ба базми майпарастон шӯхии файзи саҳар бандад.
Кудурат баст бар дил шеваи ҳаҷри ҷалисонам,
Ки ҳаҷри сабзаву гул лоларо доғи ҷигар бандад.
Зи эъҷози дилороист сомони арақ бар хат,
Набояд ҳар гулеро дар рагаш оби гуҳар бандад.
Чӣ лозим ин қадар бепардагӣ, эй мутриби оҳам,
На оқил он, ки рози хонаро бар бому дар бандад.
Ба набзи ишқ набвад чора темори Масеҳоро;
Ба ин носур ҷуз ӯ марҳаме дасти кӣ барбандад.
Зи нақши ҷабҳаат ҷӯши такаллуф хондаам, Баҳрин,
Чӣ сон ворастагӣ аз сархати килки қадар бандад.

* * *

Дили девона бо мушкинхате то ошно кардам.
Саропои вуҷудам, лоласон, доғи ҷафо кардам.
Муҳаббат дорадам дур аз шукӯҳи ғайратомезӣ,
Ҷабини саҷдафарсо дар раҳаш чун нақши по кардам.
Ҷунунэҷод будам аз нигоҳи диққатангезаш,
Зи шӯри толеъ акнун кори Маҷнун ибтидо кардам.
Дилам хун шуд зи истиғнои он номеҳрубон, ё раб,
Ки дашноме надодам, он қадар ӯро дуо кардам.
Ба ёди орази гулгашти шӯхи бевафо дишаб,
Чу булбул дар гулистон аз фироқаш нолаҳо кардам.
Румузи ишқбозӣ шеваи ишрат намедонад,
Зи хуни дил фарошу бистари худ бӯрьё кардам.
Бурун рафт аз сарам савдои васли ҷаннату ризвон,
Кунун ман орази гулгуни ӯро муддао кардам.
Шикебоӣ рабуд аз хотири ман шӯри ҳиҷронаш,
Чу най даврони ҳастӣ сар ба сар вақфи наво кардам.
Надорад иқтидору тоқати дигар дили Баҳрин,
Макун з-инсон тазаллум, варна бо ҳақ додҳо кардам

* * *

Ман агар ёд аз он хастаи ғамнок кунам,
Сар ба саҳро занаму ҷомаи тан чок кунам.
Дили шӯридаам аз дард ба худ мепечад,
Тани коҳида қариб аст, ки дар хок кунам.
Умрҳо мегузарад, эй маҳи тобанда, биё,
Дида то чанд ба ҳиҷрони ту намнок кунам.

Қорам охир шуду як бор надидам рӯят,
Доғ бар сина шудам наъра бар афлок кунам.
Даҳр бар мо зи чӣ носохтаниҳо дорад,
Пас аз ин ғусса шарар бар дили чолок кунам.
Соқиё, косаи мо пур зи маи рангин кун,
То шавам сархушу ҳар дам сифати ток кунам.
Баҳрӣ, аз кулфати айём пурандӯҳ мабош,
Ғаму шодӣ гузарон аст, чаро бок кунам.

Мухаммаси Баҳрӣ бар ғазали Ҳилолӣ:

Ту ки он замон намудӣ, ба сарам яке ишора,
Хирадам парида аз сар, ба дилам зада шарора.
На маро зи ту сабурӣ, на зи туст як назора,
Ба куҷо равам зи дардам, чӣ даво кунам, чӣ чора.
Ки ҳазор бор хун шуд ҷигари ҳазорпора.

Зи муҳаббатам нигоро, шуда доғ мӯ ба мӯям,
Ки зи сӯзи иштиёқат, ҳама ҷо ба ҷустуҷӯям,
Биравад зи ҷой гардун, зи хурӯшу ҳову ҳӯям,
Манаму зи ишқ дарде, ки агар ба кӯҳ гӯям,
Ба худо, ки нарм гардад дили сахти сангихора.

Ба дурӯза умр ҷоно, ба ту чун тавон нишинам,
Зи ҳадиқаи висолат ба чӣ тавр гул бичинам?
Мададе намуд бахтам, ки даме шавӣ қаринам,
Ба ду дида кай тавонам, ки рухи ту сер бинам?
Ду ҳазор дида бояд, ки туро кунам назора.

Шуда чашмам интизорат, ба раҳат яке гузар кун!
Ба худо, ба сӯи Баҳрин, зи карам яке назар кун!
Пас аз ин ситамшиорӣ, зи хаёли худ бадар кун!
Дили хастаи Ҳилолӣ чу бисӯхтӣ, ҳазар кун!
Ки мабод з-оташи ӯ, бирасад туро шарора.

## ҲАЙРАТ

Ҳайрат тахаллуси адабии шоири асри XIX Дарвоз Исмоилбек мебошад. Ӯ низ дар Дарвоз умр ба сар бурда, ҳамон ҷо ҳам вафот ёфтааст. Аз ҷараёни зиндагии ин шоир маълумоти пурратаре ба даст наомад. Мирзо Йӯлдошбии Доӣ як ғазал ва як мухаммаси ӯро дар баёзи худ дарҷ кардааст. Аммо барои он, ки дар он давра шоир Муҳаммад Сидиқи Бухорӣ низ «Ҳайрат»

тахаллус доштааст, тартибдиҳандаи баёз ашъори Ҳайрати Дарвозиро дар зери сарлавҳаи «Ғазали Исмоилбеки Дарвозӣ» оварда, бо ин роҳ аз Ҳайрати Бухорӣ фарқ кардани ӯро ишора менамояд.

Ғазал ва мухаммаси зерин аз табъи ӯст:

Рабудӣ, турки ғоратгар, ба як наззора тамкинам,
Парешон кард бо як тири мижгон лашкари динам.
Намебошад халосӣ дар ду кавн аз дасти маҳрӯён,
Ба сад овоз вақти маргам ин мекард талқинам.
Чӣ таъбир аст, ё раб, андар ин хобам, намедонам,
Ки аз овози болафшонии анқост болинам.
Ба бодам дод ёри шӯхи шаҳрошӯби ғоратгар,
Фаромӯшӣ кучоӣ, то ки аз вай вокашам кинам.
На ороме, на сабре, не сукуне, не қарор аз ман
Парешон кард чун худ дар чаҳон он зулфмушкинам.
Бисоти даҳр тай кардам надидам ҳеч якрангӣ,
Чу рух гаҳ гӯша гирам, гоҳ назди шоҳу фарзинам.
Чӣ найранг аст, ё раб, дар хаёлободи ҳайронӣ,
Ки монанди пари товус сар то пой рангинам.
Бинои кори якрангӣ надорад гардиши афлок,
Якеро ду, дуро чун чашми аҳул чор мебинам.
Гаҳе бо чарх метозам, гаҳе бо хок дамсозам,
Нигар дар болу парвозам, гаҳе онам, гаҳе инам.
Зи гардунам ба сар санги маломат мерасад ҳар дам,
Набинам ҳеч чоро менадонам бо кӣ биншинам.
Чу Фарҳодам ҳазорон теша бар фарқ ояд аз гардун,
Зи талхиҳои даврон рафт аз сар фикри Ширинам,
Набошад истиқомат дар замину осмон, Ҳайрат,
Парешон гашт аз бефурсатиҳо уқди парвинам.

### Мухаммаси Ҳайрат
### бар ғазали Мирзо Бедил

Сипандоташ, ки пайвандад ба тори чини гесӯе,
Манам доғе, ки орад сачдае меҳробабрӯе,
Яман хунин, ки дил бозад лаби лаъли сухангӯе,
Баҳорон дил, ки хун гардад ба савдои гули рӯе,
Хутан фикре, ки (дорад) ошьён дар ҳалқаи мӯе,

Ба чон шавқе, ки бандад дар шиканчи зулф зунноре,
Дили бисмил тапад шояд ба роҳи мақдами ёре,
Шаб он сӯзе, ки гирад равшанӣ аз шамъи рухсоре,
Саҳар оҳе, ки чӯшад дар ҳавои сарви гулзоре,
Гуҳар ашке, ки ғалтад дар ғубори ҳасрати кӯе.

Ба дахр азбаски вазъи ёр то ағьёр санҷидам,
Ба дайру каъба рафтам, сабҳаву зуннор санҷидам,
Надидам ҳамдаме бо худ вагар бисьёр санҷидам,
Зи пои мӯр то боли магас сад бор санҷидам,
Нашуд беэътибориҳои ман сабру тарозӯе.

Ба нори ҳаҷр месӯзам, зи доғи сина менолам,
Зи мастӣ ҷилваи гоми саманде кард помолам,
Чу гул имшаб ба ин ранг абрӯи бар хеш мемолам,
Шаҳиди теғи бедодам, мапурс аз чеҳраи ҳолам,
Ки пиндорӣ ба хоки пои ӯ молидаам рӯе.

Ба ноз аз дил рабуд аввал қарору доғ кард охир,
Ба фарьёдам қарини андалеби боғ кард охир,
Зи ҳиҷрон бин, ки рӯзам ҳамчу боли зоғ кард охир,
Ба сад улфат фиребам доду аммо доғ кард охир,
Гуландоме, суманбӯе, чаманранге, шарархӯе.

Қади хам, бори ғам якборагӣ то кай кашад, ё раб,
Нигоҳам ҳайрати наззорагӣ то кай кашад, ё раб,
Дилам дарду ғами бечорагӣ то кай кашад, ё раб,
Сари савдопараст оворагӣ то кай кашад, ё раб,
Гирифтам болиши дигар надод ӯ кунҷи зонӯе.

Зи даҳру инқилобаш он қадар ошуфтаам хотир,
Чу мӯ печидам аз бас оташам аз шавқ шуд доир,
Кушояд чеҳраи мақсад, агар з-ӯ биксилӣ охир,
Тароши ҳиммат аз тарки таъаллуқ мешавад зоҳир,
Зи дуньё низ дил бардоштан бе зӯри бозӯе.

Чу гул бояд ба хандидан лаби чун ғунча накшудан,
Ба ҷоми дидаат ашке, чӣ ҷои бода паймудан,
Хазон шуд, Ҳайрат, аз ин бӯстон авлост нобудан,
Дар ин гулшан зи бас танг аст Бедил, ҷои осудан,
Нагардонид гул ҳам бе шикасти ранг паҳлӯе.

## ВАХШӢ

Дар асри XIX ва ибтидои асри XX ду нафар аз шоиҷони тоҷик бо тахаллуси «Вахшӣ» шеър гуфтаанд, ки яке аз онҳо Қозӣ мулло Вафо буда, аҳволаш дар тазкираҳои Ҳашмат, Афзал, Абдӣ, Мӯҳтарам ва қисми сеюм «Ёддоштҳо»-и С. Айнӣ зикр ёфтааст.

Вале аҳволи Ваҳшии дуюм хуб равшан нест. Танҳо Фазлии Намангонӣ аз кӯҳистон ва ҳанӯз ҷавон будани ӯро чунин қайд мекунад:

Бувад Ваҳшӣ аз мардуми кӯҳсор,
Ки ҳоло муқим аст дар ин диёр.
Ба ҳукми қадар, сарнавишти қазо,
Саводи нигоҳаш ба хат ошно.
Бигуфт ин ғазалро ба ҳадди шубоб,
Рақам кард дар гӯшаи ин китоб.

Аз рӯи маълумоти Фазлӣ ин шоир аз мардуми Қаротегин ва ё Дарвоз бояд бошад. Феълан, Мирзо Йӯлдошбии Доӣ дар баёзи шоирони Дарвоз як марсияи ӯро дар вафоти Шамсиддини Шоҳин низ зикр мекунад, ки ин низ далели аз Қаротегин ва ё Дарвоз будани ин шоир мебошад. Маълумоти дигаре доир ба ин шоир дар даст нест.

Ашъори зерин аз табъи ӯст:

Биё соқӣ, бубахшо соғари гулфом дар саҳро,
Ки дорад мастии шӯри ҷунунам ном дар саҳро.
Даруни шаҳр зери санги тифлон то ба кай хӯрдан,
Биё Маҷнун, ватан созем субҳу шом дар саҳро.
Ба чашми масти хунрези ту мезад лофи якрангӣ,
Ки хӯрда захми сӯзан дидаи бодом дар саҳро.
Магӯ чун гирдбод овораи дашту биёбонам,
Нишоту айшу ишратро бувад анҷом дар саҳро.
Агар майхорию мастию соғар орзу дорӣ.
Ба ранги лола бар сар кун ҳавои ҷом дар саҳро.
Зи қайди ақл берун о, биёбони ҷунун тай кун,
Ки ширин гардад охир меваҳои хом дар саҳро.
Фусурдан то ба кай чун кӯдакон аз пастии фитрат,
Ҷунун кун то бурун орад ҳавои бом дар саҳро.
Зи баҳри сайди мақсуде, ки ваҳшат дар камин дорад,
Зи чашми интизори худ ниҳодам дом дар саҳро.
Биёбонгарди шавқашро мазан таъни абас, Ваҳшӣ,
Ки Маҷнунро бувад чашми ғизолон дом дар саҳро.

### Марсияи Ваҳшӣ дар вафоти Шоҳин

Дод аз дасти ҷафоҳои сипеҳру инқилоб,
Сад фиғон аз бевафоиҳои ин золи батоб,

Қ-андар ӯ як дил надидам бошад ӯ фориғ зи доғ,
Ҳам дар ӯ ҷоне ба тан нодиданӣ бе изтироб.
Ҳар дилеро андар ӯ аз матлаби ҳирмон насиб,
Ҳар танеро ҳам дар ӯ ҷон аз раҳе андар азоб.
Аҳди ӯро шуд дурангӣ аз шабу рӯз ошкор,
Даври ӯро бевафоӣ шуд аён аз шайху шоб.
Ҳеҷ касро андар ӯ набвад зи кулфатҳо гузир,
Ишрату шодӣ дар ӯ бо ҳар кӣ чун нақше дар об.
Як ба як анқосифат бигрифта з-ин рӯ ошьён,
Тоҳири арвоҳ дар мулки адам бо сад шитоб.
В-арна Шамсиддини Шоҳин навниҳоли ин чаман,
Он, ки буд аз сарви қаддаш гулшани имкон ба тоб.
Аз чӣ рӯ рахти иқоматро ба як парвози ӯ,
Баркашид аз даври олам рафт дор-ул-мустатоб.
Баски он мазлумро бо он ҳама дониш дар ӯ,
Шоҳиди ишрат наяфгандаш даме аз рух ниқоб,
Бо кабӯтарҳои маънӣ гарчӣ шуд шоҳинсифат,
Лек аз давраш наёмад ҳосиле ҷуз улҳитоб.
Хотирашро чархи гардун ҷуфт бо ғам карда буд,
Гарчи буд ӯ тоқ андар файз ҳамчун офтоб.
Қард гардунаш ба ҳадде заҳрком аз ҷоми ғам,
Қ-аз даҳонаш лахти хун омад бурун вақти заҳоб.
Эй сипеҳри бевафо, в-эй рӯзгори беҳаё,
В-аз чӣ рӯ шармат наёмад аз сулуки носавоб?
Қ-он гулу гулдастаи боғи камолу фазлро,
В-он сиҳӣ сарви чаманро бурдӣ дар аҳди шубоб.
Гар наёмад шармат аз дигар,
зи худ н-омад чаро,
Қ-ин дам аз қатъаш намудӣ гулшани худро хароб.
Ҳеҷ медонӣ, ки кардӣ сафҳаи авроқи хеш,
Ин замон орӣ зи файзи нуқтаҳои интихоб.
Баъд аз ин кай чашми даврат, эй фалак,
дидан тавон,
Ҳамчу ӯ маҷмӯаи девони донишро ба хоб.
Ҳотифе овоз медодам, ки айби чарх чист?
Алмуқаддар лоюғир гуфтаст бо чандин итоб.
Ваҳшӣ, з-ин рӯ аз шикоятҳо забон кӯтоҳ кард,
Ҷуст аз пири хирад таърихи фавти он ҷаноб.
Пири дониш гуфт бо ман баски Шоҳин рафта буд,
Аз ҷафои чарх бо сад ҳасрату чашми пуроб.
Аввалан бар каф ту домони фалак гиру бигӯй,
Дар ду олам аз ту дорам додҳои беҳисоб.
Баъд аз он таърихи фавти махдуми Шоҳин биҷӯй,
Яъне аз сӯзу гудозу ҳасрату чашми пуроб.

## КОМИЛИ ДАРВОЗӢ

Қомил ҳам аз шоирони асри XIX ва ибтидои асри XX Дарвоз будааст. Танҳо дар баёзи Шарифхоҷаи Кӯҳистонӣ як мухаммаси ин шоир зикр меёбад. Аз он ҷо, ки исми амири Бухоро Музаффар дар он ёд карда мешавад, маълум мегардад, ки шоир аз муосирони ӯ будааст. Дар Бухоро ҳам чанд муддате будааст. Аз ин шеъри Қомил пай бурда мешавад, ки шоир орзуи нест шудани ҷабру зулм ва обод шудани шаҳрҳои қадими халқи тоҷик — Бухорову Самарқандро кардааст.

Мухаммас ин аст:

Омадӣ, эй соли нав, сайли Бухоро диданист,
Дилбари ширинзақан то ҳар куҷоро диданист,
Беҳтару ҳам меҳтару арки сафоро диданист.
Латтаҳои Фохира Зебову Раъно диданист,
Ёздаҳ дарвозаи шаҳри Бухоро диданист.

Рафтааст овозаи шаҳри Бухоро Мисру Шом,
Ҳам Хитою ҳам Хутан, Руму Фарангу ҳар мақом,
Тарҳи ин шаҳри Бухоро дилписанди хосу ом,
Подшоҳи мулкро мардум дуо созад мудом.
Растаи қассобию шамъи калонро диданист.

Ҳайф, ин мулки Самарқанд бар замин яксон шуда,
Подшоҳи ин Самарқанд Чингизи нодон шуда,
Соҳиби аркони Темур нархари ҳайвон шуда,
Ҳайф ин шаҳри мунаққаш хонаи duздон шуда,
Ин ҳама барҳам хӯрад, кайфу сафоро диданист...

Раҳм хӯр бар ҳоли зорам, эй амири номдор,
Беху буньёди ҷафо барҳам бизан, парвардигор.
Бандагони мушфиқатро аз ғаму кулфат барор,
Рӯ ба даргоҳи туам, Қомил, гуноҳам даргузор,
Равзаи хулди барин рӯи нигоро диданист.

Гурги одамхори гардун то ба кай одам хӯрад,
Қай бувад, эй дӯстон, ҷавру ҷафо барҳам хӯрад,
То фақиру фукаро як луқмаи беғам хӯрад,
Душмани гумроҳ ба ҷои обу нон мотам хӯрад,
Эй хушо, он рӯз шодӣ бенаворо диданист.

## МАСЛАК

Маслак тахаллуси адабии шоири асри XIX ва аввали асри XX Дарвоз, Сайид Малак бинни Шоҳфақир мебошад. Ӯ дар деҳаи «Вачм»-и Сари Чавайи Дарвоз таваллуд ва нашъунамо ёфтааст. Маслакро шахси бофазлу камол ва шоири олимиқдор тавсиф мекунанд. Ашъори шоир хеле хубу дилкаш аст.

Маслак ғазал, қасида, мухаммас, рубоӣ ва ғайра намудҳои шеърро бисьёр эҷод кардааст, ки дар баёзҳои асри XIX ва аввали асри XX баъзе шеърҳои шоирро дучор шудан мумкин аст, вале девон ва ё маҷмӯаи ашъораш то кунун ба даст наомадааст. Дар ҳаҷв ва ҳазл ҳам дасти расо доштааст. Муаллифони маҷаллаи «Афғонистон» вафоти шоирро 1321/-903—1904 қайд кардаанд. Олими Афғонистон Хаста дар асари «Ёде аз рафтагон» доир ба Маслак мухтасар маълумот дода, як ғазал ва як мухаммаси ӯро дарҷ намудааст.

Мо дар ин ҷо як мухаммаси шоирро, ки бар ғазали Ҳофиз бастааст ва як ғазали онро ба тариқи интихоб дарҷ менамоем:

Мухаммас:

Ман чӣ сайдам, ки ба Фитроки ту эй сайёдам,
Дилу дин дар гарави ҳалқаи зулфат додам.
Лиллалҳамд, ки ман бандан модарзодам,
Фош мегӯяму аз гуфтаи худ дилшодам,
Бандаи ишқаму аз ҳар ду ҷаҳон озодам...

Андарон вакт шудам волаю девонаи ишқ,
Ёд доданд маро ин ҳама афсонаи ишқ,
Кишт деҳқон зи азал бар дили ман донаи ишқ
То шудам ҳалқа ба гӯши дари майхонаи ишқ
Ҳар дам ояд ғами нав аз ту муборакбодам...

Бодаву мутрибу май ҷумлаи ҳури лаби ҳавз,
Нолаи булбулу бӯи гулу шӯри лаби ҳавз,
Ин ҳама ишқу тараб ёр ҳузури лаби ҳавз,
Сояи тӯбию дилҷӯию ҳури лаби ҳавз,
Ба ҳавои сари кӯи ту бирафт аз ёдам.

Хуни дил мехӯрад он наргиси ҷодут зи ашк,
Шабнами айш диҳад гӯшаи абрут зи ашк,
Маслаки дилшударо ғарқа кунад хут зи ашк,
Пок кун чеҳраи Ҳофиз ба ду гесут зи ашк,
Варна ин сели дамодам бибарад буньёдам.

Ғазал:

Ҳар куҷо ҷилвагар он моҳваши бедод аст,
Дили девона зи андӯҳи ҷаҳон озод аст.
Сахт метарсам аз он фитнаи офоқи ҷаҳон,
З-он ки бар қатли ман аз ҳар миҷааш фӯлод аст.
Бош саргаштаву Маҷнун ба хаёли Лайлӣ,
Партави чеҳраи Ширин ситами Фарҳод аст.
Маслако, боғи ҷунунат зи самар холӣ нест,
Инчунин табъи самиме, ки худоят додаст.

## ФИТРАТ

Фитрат аз шоирони охирҳои асри XIX ва ибтидои асри XX мебошад. Ӯ дар Дарвоз соҳиби хатту савод гардида барои таҳсили олӣ ба Бухоро рафтааст. Аз рӯи тахмин шоир баъди хатми таҳсил дар ҳамон ҷо истода аз касби саҳофӣ рӯз мегузаронидааст.

Фитрат шахси хеле шеърдӯст ва шоирписанд буда, аз рӯи шавқ ба тартиб додани баёзҳои зиёде машғул шудааст. Як баёзи ҳаҷман бузургеро, ки Фитрат тартиб дода будааст, соли 1328—1910 бо чопи сангӣ дар Тошканд чоп шудааст. Фитрат дар баробари шоирони Бухоро бисьёр шоирони Дарвозу Қаротегинро дар он дохил кардааст. Аз ин ҷо равшан аст, ки ӯ бо шоирони Дарвоз алоқаи наздик доштааст. Муҳаррири баёз барои фарқ кунонидани ашъораш аз ҳамтахаллуси замонаш Қурбонхони Фитрат, ашъори худро бо сарлавҳаи «Лӣ муҳаррира», гоҳо «Муҳаррир» ва баъзан бо тахаллусаш Фитрати Дарвозӣ дарҷ мекунад. Вале ашъори қозӣ Қурбонхони Фитратро бо унволи «Домулло Қурбони Фитрат» дарҷ мекунад. Фитрат он баёзро «Маҷмӯат-уш-шуаро меномад. Чунончи менависад:

«Тамом ёфт девони фасоҳатбаён «Маҷмӯат-уш-шуаро» дар овони саъид ва дар замони тоид аз дасти фақири заъиф-ул-ибод Абдулмӯъминшоҳ ба саъй ва эҳтимоми эшони Дарвозӣ Лутфуллоҳхоҷаи саҳоф санаи 1328». Аз қайди боло чунин менамояд, ки Абдулмӯъ-

миншоҳ котиби баёз буда дар ашъораш «Ошиқ» тахаллус доштааст. Зеро дар саҳифаи 54 баёзи мазкур бо унвони «Ар-роқима» 2 шеъри худро менависад, ки бо тахаллуси «Ошиқ» омадаанд. Аммо аз ҷумлаи «ба саъй ва эҳтимоми эшони Дарвозӣ — Лутфуллохоҷаи саҳҳоф» ҷунин менамояд, ки исми шоир Фитрат Лутфуллоҳ будааст. Аз ин ҷо пай бурдан душвор нест, ки ибора ва калимаҳои «Лимуҳаррира», «Муҳаррир» низ ба Лутфуллоҳхоҷа нисбат дорад. Дар саҳифаи 36 баёз чунин ибора зикр меёбад:

«Фитрати Дарвозӣ муҳаррир». Ин ҳам ба он гувоҳӣ медиҳад, ки муҳаррири баёз Фитрати Дарвозӣ будааст. Фитрат дар баробари ашъори дигар шоирон 10 ғазал, 1 мухаммас, як мусаддаси худро дарҷ кардааст, ки ҳамаи он 192 байтро ташкил медиҳанд. Ашъори ӯ дар саҳифаҳои 5, 30, 36, 41, 67, 69, 75, 122, 230, 233, 236 ҷой гирифтаанд.

Ғайр аз ин, дар захираи дастхатҳои АФ Тоҷикистон баёзе зери рақами 61 маҳфуз аст, ки тартибдиҳандаи он низ шоир Фитрати Дарвозӣ мебошад.

Аз чунин фаъолияти Фитрат маълум мегардад, ки шоир ба шеъру шоирӣ завқи зиёде доштааст. Фитрат бояд шоири соҳибдевон бошад, вале девонаш то кунун дастрас нашудааст. Ашъораш дар баёзҳо дучор мешавад. Чунончи дар баёзи рақами 819 (вар. 110) як ғазал ва баёзи рақами 123 (вар. 93) як ғазали ин шоир мавҷуд аст, ки мо онҳоро дар ин ҷо қайд хоҳем кард. Яке аз он ғазалҳо, ки бо радифи «асташ» меояд, дар пайравии Хабо ва Ёрии Дарвозӣ гуфта шудани он ба назар мерасад.

Матлаи он ғазалҳо чунин аст:

Ёрӣ:

Гуландоме, ки олам зери по чун соя паст асташ,
Ба авҷи хонаи хуршеди истиғно нишаст асташ.

Фитрат:

Он дил ба таманнои хати ёсуман асташ,
Чун булбули шӯрида ҳавои чаман асташ.

Шоир Фитрат ғайр аз санаи дар баёзи чопиаш, ки 1328 қайд кардааст, боз таърихи онро ба тариқи зерин мегӯяд:

Ман чӣ гӯям рангу бӯи ин гулистони баёз,
Бар нисори таърихаш худ мекашад аз «ғунча ранг».

Дар байти боло ибораи «Ғунча ранг» моддаи таърих буда низ ба ададӣ 1328 баробар меояд, ки ин мутобиқи солшумории милодӣ 1910-ро ташкил медиҳад. Аз ин ҷо фаҳмида мешавад, ки шоир Лутфуллоҳи Фитрат то соли 1910 дар қайди ҳаёт будааст. Ғайр аз ин ҷараёни ҳаёт, соли вафоташ маълум нашуд.

Мураттибони маҷмӯаи Афғонистон дар бораи ин шоир чунин менависанд:

«Мирзо Лутфуллоҳхони Дарвозӣ. Ин шоир низ аз Дарвозу муосирони Шаҳ Туркхон мебошад. Ашъори нағз ва зебо дорад. Ин рубоиро дар ҷавоби рубоии Шаҳ Туркхон гуфта:

Ёқути лабат ба гавҳари ҷон надиҳам,
Куфри сари зулфи ту ба имон надиҳам,
Гуфтам хунам ба гардани ғамзаи туст,
Хандиду ба ғамза гуфт товон надиҳам».

Аз ин маълумот ҳам фаҳмида мешавад, ки исми шоир Лутфуллоҳ буда ва муосири мири Дарвоз Шаҳ Туркхон будааст.

Ғазалҳои зерин аз табъи расои Фитрат буда аз қобилияти шоирӣ доштани ӯ гувоҳӣ медиҳанд:

Сабо, эй пайки муштоқӣ, паёми ман ба дилбар бар,
Зи ҳиҷронаш чу ман мурғе нашуд дар доми абтар тар.
Насимо, нафҳае баҳри худо з-он ҷаъди мушкин ор,
Димоғи хушки ҷон созам аз он накҳат муаттар тар.
Дар он гулшан барафтад парда аз рӯяш куҷо бинӣ,
На аз гул ранг, лола доғ, анбар бӯву кофар фар.
Ба гулшан бин, ки аз баҳри нисори мақдамаш дорад,
Бунафша хату наргис нозу насрин бӯ, санавбар бар...
Фидои ҳиммати онам, ки то рӯзи абад, Фитрат,
Ба хоки даргаҳаш соянд ҷабин шоҳону афсар сар.

* * *

Чӣ лозим теғи истиғно зи баҳри қатли мо бандӣ,
Зи гарди нақши поят то ба чашмам тӯтиё бандӣ.
Ба ҳар во кардани чашмат ҷигар оғушта дар хун аст,
Намеафтад зи дил берун агар тире хато бандӣ.

Нигоҳи ғамзаимое зи баҳри қатли мо кофӣ,
Чӣ ҳоҷат, эй паричеҳра, ки моро дасту по бандӣ,
Ба сони соя фаршам бар сари роҳи хироми ту,
Зи гарди нақши поят то ба чашмам тӯтиё бандӣ.
Баҳори умрро сабзӣ аз он чоки гиребон аст,
Набошад аз мусулмонӣ, агар бандӣ қабо бандӣ.
Зи меҳри лоларӯёнам нашуд ҷуз дарду ғам ҳосил,
Ба шоҳӣ мерасӣ, Фитрат, агар дил бо худо бандӣ.

* * *

Эй ҷигарҳо доғдори дарди ҳиҷрони шумо.,
Синаҳо маҷрӯҳи захми тири миҷгони шумо.
Ғунчаи субҳи қиёмат ҳар саҳар созад зи нав,
Аз табассум забт ояд лаъли хандони шумо...
Ҳар раги барги гулаш оинадори ховар аст,
Дар баҳоре, ки фитода гарди домони шумо.
Гул дамад, ҷон бишкуфад, оина тобад то абад,
Гар ба саҳрое бувад нақши хиромони шумо.
Саҷдаи хуршед ҳар шаб бар замин донистаам,
Ҷабҳа месояд ба хоки саҳни бӯстони шумо.
Нолаи-қумрӣ дар ин бӯстон зи бас фаҳмидаам,
Ӯ магар гум кардааст сарви хиромони шумо.
Дар ҳавои остонат боли аҷзе мезанад,
Фитрати дилхаста, яъне хонавайрони шумо.

* * *

Он шӯхи нозанин, ки ҷаҳон бар ҷаҳон занад,
Доғаш ба дил нишинаду дардаш ба ҷон занад.
Хуршед кист то ба рухи ӯ назар кунад,
Ёқут чист то ба лаби ӯ забон занад.
Сад захми ғамзааш биниҳад бар тани ғизол,
Сад тири қоматаш ба дили арғувон занад.
Ҷои нишона ҳар тарафи дил ниҳодаанд,
Шояд ба навак он бути абрӯкамон занад.
Эй нонвописар, бинамо серам аз висол,
Мемирам аз ғамат, ки ҳамин лаҳза нон занад.
Бикшод лаб ба пеши ту ғунча аз он биҳишт,
Сад сел аз насими сабо бар забон занад.
То дӯст кае чу Фитрати мискин надорадаш,
Эй кош, хӯи ӯ ба дили мардумон занад.

* * *

Он дил ба таманнои хати ёсуман асташ,
Чун булбули шӯрида ҳавои чаман асташ.

Эй сарв, қабо пӯш, ки дар вақти хиромаш,
Фарши раҳи ӯ лолаву сарви суман асташ.
Омад ба чаман он бути ширин ба карашма,
Монандаи наргис нигарон чашми ман асташ.
Фитрат, макун андеша зи алтофи амимаш,
Шоҳ аст, ки бар даргаҳи ӯ сад чу ман асташ.

Ғазали дигараш бо чунин матлаъ сар мешавад:

Ҷабинам то ба таъзими суҷуди остон ҳам шуд,
Ҳаё болид, тан соид, дил ҷӯшиду шабнам шуд...

* * *

Байтҳои зерин низ аз ашъори Фитрат мебошанд:

Эй басо оина к-аз даври тағофилҳои ҳусн,
Хок шуд дар зери зангу ҷавҳаре пайдо накард.
Эй басо тухме, ки аз беилтифотиҳои абр,
Решаворе аз замини яъс сар боло накард.

* * *

Ҳар он ошиқ, ки дур аз сӯҳбати он гулъизор афтад,
Ниҳоли ҷабраш аз боғи тааммул бар канор афтад.
Набошад баҳра аз наззораи рӯяш тамошое,
Зиҳӣ чашме, ки ҳар соат ба рухсораш дучор афтад.
Ба гулгашти чаман аз орази рӯяш арақ резад,
Бад-он монад, ки марворид андар лолазор афтад.
Ба зери абр агар хуршед пинҳон шуд чӣ нуқсон шуд,
Зиҳӣ хате, ки андар масҳафи рӯи нигор афтад.
Набошад холӣ аз ҳикмат ба рӯяш ҳалқаи гесу,
Ба деворе, ки печад мурғ андар қайди мор афтад.
Ба як наззора хоҳад кард тасхири ҳама олам,
Бад-он ҷоду бувад чашме, ки доим пурхумор афтад.
Ба ёди кокули мушкини ӯ, Фитрат, ки дар олам,
Мабодо ҳеҷ кас чун ман парешонрӯзгор афтад.

* * *

Эй сабо, накҳати ҷонон на ту дорию на ман,
Накҳате з-он гули хандон на ту дорию на ман.
Ба худ аз дағдаға бисьёр мапеч, эй сунбул,
Тоби он зулфи парешон на ту дорию на ман.
Навгули тозадили мурғи чаман карда шикор,

Хабар, эй боди баҳорон, на ту дорию на ман.
Беҳ ки дилдор ҷудой накунад, варна дило,
Тоқати кулфати ҳиҷрон на ту дорию на ман.
Ҳам ту ошуфтаву ҳам ман зи ғами тозагуле,
Андалебо, сару сомон на ту дорию на ман.
Аз ғами ёри ситамкор ба шабҳои дароз,
Хоб, эй дидаи гирьён, на ту дорию на ман.
Ҳамдамо, фурқати дидор кам аз оташ нест,
Сабр бар оташи ҳирмон на ту дорию на ман.
Ту зи ман бигзарию ман гузарам аз сару ҷон,
Рост гӯям сари паймон на ту дорию на ман.
Фитрато, тӯҳмати роҳат зи чӣ бар худ бандӣ,
Роҳат аз гардиши даврон на ту дорию на ман.

* * *

Дӣ намудӣ ба ман он шӯх саломи ғалатӣ,
Ҷону дил бурд ба як тарзи каломи ғалатӣ.
Дона ночидаву афтода ба домаш, ё раб,
Ҳайратам гашт аз ин донаву доми ғалатӣ.
Об аз дида занам, роҳ ба мижгон рӯбам,
Ӯ чунин хоҷаву ман ҳамчу ғуломи ғалатӣ.
Расад аз ханда гаҳе тири итобаш бар дил,
Гоҳ дар чин кунадам лутфу паёми ғалатӣ.
На ба зорӣ, на ба зӯрӣ, на ба зар меояд,
Ин аҷаб дилбари худкому мароми ғалатӣ.
Вақти раҳ рафтани худ сақфи фалак дар таҳи пост,
Қас чунин маст надидасту хироми ғалатӣ.
Моҳро рӯ набувад сарвро қомати ту,
Ваҳ, ки ту сарвию ҳам моҳи тамоми ғалатӣ.
Ғамза ҷон мебараду лаъли лабаш ҷон бахшад,
Теғи бедод нигар нашъаи ҷоми ғалатӣ.
Қайдам озодагӣ бахшид зи адҳоми ду кавн,
Ваҳ, ки афтодаӣ, Фитрат, ту ба доми ғалатӣ.

* * *

Мусулмонон, аҷаб ҳайронам имшаб,
Ҷаро бесабру бесомонам имшаб.
Намедонам, кӣ оташ зад ба ҷонам,
Ки месӯзад дили гирьёнам имшаб.
Биё ҷонони ман як лаҳза биншин,
Баён созам ғами ҳиҷронам имшаб
Қабоб аз лахти дил созем муҳайё,
Агар ҷонон шавад меҳмонам имшаб.
Харобу хаставу ҳоли парешон,
Дамодам аз ғамат гирьёнам имшаб.

Рухам зарду дилам пурдарду тан зор,
Зи дида ашки хунборонам имшаб.
Дигар набвад ҳавас, Фитрат, туро боз,
Ба ғайр аз дидани ҷоноиам имшаб.

* * *

Гар ҳиммати мо домани асбоб нагирад,
Ҷаннат ба дилу дидаи пуроб нагирад.
Ҳар кас, ки гирифтори рухи дилбари мо шуд,
Ҳаргиз ҳавасаш домани маҳтоб нагирад.
Бечораи зоҳид, чӣ кунад ишқ надорад,
Ночор агар ӯ гӯшаи меҳроб нагирад.
Одам ту маҳон, ҳеҷ кас аст, ҳеҷ мадонаш,
Қ-ӯ шоҳиди гулрӯю маи ноб нагирад.
Таскин надиҳад оҳи дили сӯхтаам ашк,
Аз ҷӯи равон домани барқ об нагирад.
Ҳаргиз набувад кина ба дил софдилонро,
Ҷуз софии хӯ дурд ба дил об нагирад.
Ғафлат манишин лаҳза аду даст биёбад,
Қ-ин гавҳари якдонаи ноёб нагирад.
Ҳаргиз набарад чошнии ком зи лаълаш,
Дар соғари дил бодаи хуноб нагирад.
Оинаи тимсоли ту, Фитрат, чу ҳубоб аст,
Хуш дор, кафи мавҷи ту селоб нагирад.

Мусаддас

Эй зӯҳраҷабини моҳманзар,
Дандону лаби ту дурру гавҳар,
Хуш омадӣ ҳамчу рӯҳ дар бар,
Қай медиҳамат зи даст дигар,
Домони ту эй бути ситамгар
Сар медиҳаму намедиҳам сар!

Эй ғунчадаҳони сарвандом,
То кай ба фиребу ваъдаи хом,
Дорӣ ту маро зи васл ноком?
Ҳарчанд кунӣ ҳазор дашном,
Домони ту, эй бути ситамгар,
Сар медиҳаму намедиҳам сар!

Эй маҳваши беҳ зи ҷумла хубон,
Хӯрдам зи хаданги ғамза бар ҷон,

Бишкастӣ ҳазор аҳду паймон,
Як дам бинишин фасона кам хон,
Домони ту, эй бути ситамгар,
Сар медиҳаму намедиҳам сар!

Эй мӯниси ҷони дилпазирам,
Умре ба раҳи ту мунтазирам,
То чанд занӣ ба теғу тирам,
То бӯсу канор барнагирам,
Домони ту, эй бути ситамгар,
Сар медиҳаму намедиҳам сар!

Эй шоҳиди гулқабои маҳрӯ,
Сеҳр аст, нигоҳу чашм ҷоду,
То кай бирамӣ зи ман чу оҳу,
Биншин даме баҳона кам ҷӯ,
Домони ту, эй бути ситамгар,
Сар медиҳаму намедиҳам сар!

Ҷоно, баҳаёву бовафо бош,
Аз ғайр ҷудо шаву ба мо бош,
Ин сирри ниҳоният макун фош,
Беҳуда маро ба ноз махрош,
Домони ту, эй бути ситамгар
Сар медиҳаму намедиҳам сар!

Умре ба раҳи ту дар каминам,
Шояд, ки шавӣ даме қаринам,
Дилсӯхтаи ту нозанинам,
Афсона махон зи ону инам,
Домони ту, эй бути ситамгар,
Сар медиҳаму намедиҳам сар!

Дил бурдӣ зи ҷумла халқи олам,
Қас бо ту даме нагашт маҳрам,
Мурдем зи ҳаҷру ғуссаву ғам,
Доман ту макаш ба ноз кам-кам,
Домони ту, эй бути ситамгар,
Сар медиҳаму намедиҳам сар!

Аз ҳар буни мӯ зи шавқ зад ҷӯш,
То баргирам зи бӯсу оғӯш,
Эй аҳдшикан, ту бош хомӯш,
Аз ёд бирафт ваъдаи дӯш,

Домони ту, эй бути ситамгар,
Сар медиҳаму намедиҳам сар!

Раҳме бинамо ба ҳоли зорам,
Бингар, ки чу шамъ ашкборам,
Фардо бикашӣ агар ба дорам,
Ин дам зи ту даст барнадорам.
Домони ту, эй бути ситамгар,
Сар медиҳаму намедиҳам сар!

Эй турракаманди ҷаъдсунбул,
Моро ту бикуштӣ аз тағофул,
Ҷон медиҳамат нагирӣ гар пул,
Дар нимаи шаб масоз ғулғул,
Домони ту, эй бути ситамгар,
Сар медиҳаму намедиҳам сар.

Додем баҳори умр барбод,
Восил нашудем, эй паризод,
Имрӯз туро худо ба ман дод,
Ҳарчанд кунӣ ту доду фарьёд,
Домони ту эй бути ситамгар
Сар медиҳаму намедиҳам сар!

Ҷоно бинавоз, бенавоям,
Побӯси хиром накши поям,
Ҳарчанд ту шоҳу ман гадоям,
Домон ту макаш, ки мубталоям.
Домони ту эй бути ситамгар,
Сар медиҳаму намедиҳам сар.

Эй баркхироми бодоҳанг,
Оҳуравиши ҳазорнайранг,
Ҳарчанд ба сулҳ соз ё ҷанг,
Ночор фитодаӣ ту дар чанг,
Домони ту, эй бути ситамгар,
Сар медиҳаму намедиҳам сар!

Девонааму ҳарифнавозам,
Ҳарчанд зи факр бениёзам,
Афтода ба хок сарфарозам,
Чун шамъ агарчи даргудозам.
Домони ту, эй бути ситамгар,
Сар медиҳаму намедиҳам сар!

Эй моҳҷабини гулъизорам,
Кардӣ ту фиреб ҳазор борам,
Мумкин набувад туро гузорам,
Оё, ки шавӣ дигар дучорам,
Домони ту, эй бути ситамгар,
Сар медиҳаму намедиҳам сар!

Ҷоно, ту чаро ба ман ситезӣ,
Аз Фитрати хастаат гурезӣ,
Чун шамъ агарчи ашкрезӣ,
Ё хуни маро ба теғ резӣ
Домони ту, эй бути ситамгар,
Сар медиҳаму намедиҳам сар.

## Мухаммас

Ҳар касе роҳ ба ҳар рангу наму медонад,
Завқи озодагӣ сарви лаби ҷӯ медонад,
Зоҳид ар сулҳ ба тасбеҳу вузӯ медонад,
Ринди майхона маю ҷоми сабӯ медонад.
Ҳар касе маслиҳати хеш накӯ медонад.

Пардаи банди дигар ҳар кӣ қадам зад зи адам,
Паи гумномию шӯҳрат дигар афрошт алам,
Бар рухи халқ кушудӣ яке абвоби карам,
Дигаре шуд ба такупӯи раҳи дайру ҳарам,
Ҳар касе маслиҳати хеш накӯ медонад.

Гар чу Хизри раҳи таҳқиқ ту ҳам роҳбарӣ,
Ё зи дониш чу Фалотун зи ҳама бештарӣ,
Пеши арбоби ҳунар ҳоҷати худ боз барӣ,
Тифливу лаб бикушо гар зи хирад бохабарӣ,
Ҳар касе маслиҳати хеш накӯ медонад.

Бурда дар боргаҳи қудс ба ҳар гуна паноҳ,
Яке аз ҳиҷлати тақсиру ҳам аз нолаву оҳ,
Баҳри авфаш дигаре рафта ба тӯфони гуноҳ,
Ҷамъе чун зулф ба худ хостаанд рӯзи сиёҳ,
Ҳар касе маслиҳати хеш накӯ медонад.

Соир овард дар ин дайр дигар ранҷу хумор,
Дигаре баста дили худ ба хами зулфи нигор,
Шуд яке мӯътакифи каъбаву тоиф ба мазор,

Гашта бар гирди дили хеш дигар чун паркор.
Ҳар касе маслиҳати хеш наку медонад.

Фитрат, аз сози фузулӣ гули таҳқиқ мабӯй,
Вар муқалид ки най, ҷодаи таклид мапӯй,
Чоки ҷайби дагареро ту мафармой руфуй,
Ҳарза кам гӯй, ки ҳеҷӣ ба касе ҳеҷ магӯй,
Ҳар касе маслиҳати хеш наку медонад.

Мухаммас бар ғазали Бедил
(Банди аввалаш)

Ҳамчун насими субҳидам дорам суроғи масканат,
Чун бӯи гул овораам андар ҳавои гулшанат.
Аз ҳеҷ кас берун най, эй дида, натвон диданат,
Эй парфишон чун бӯи гул берангӣ аз пироҳанат,
Анқо шавам то гарди ман ёбад суроғи доманат

## ШАМСИДДИН

Доир ба аҳволи ин шоир тазкиранависи охирҳои асри XIX ва ибтидои асри XX Неъматуллоҳи Муҳтарам чунин маълумот додааст: «Шамсиддин тахаллуси соҳиби фикри матоини кӯҳсори нуктапардозӣ мулло Шамсиддини Дарвозӣ аст. Мазкур аз шаҳри худ ба Бухоро барои таҳсили илм омада ва ба қадри ҳол барои омӯхтани илмҳои замонаш саъй ва кӯшиш намудааст.

Баъд аз тамом кардани таҳсил боз ба ватани худ вопас рафтааст». Пас аз чунин маълумот як ғазали уро дарҷ менамояд. Дар маҷмӯаи «Афғонистон» низ дар бораи ин шоир чунин гуфта мешавад:

«Шамсиддини Дарвозӣ ба «Мулло» шӯҳрат дошта ва бо Афзал муосир будааст. Дар Бухоро ба касби илм иштиғол варзид ва пас аз акмоли таҳсил ба ватани худ ва то поёни ҳаёт дар он ҷо буд. Дар адабиёт моҳир буд ва қариҳаи шеърӣ низ дошт». Тартибдиҳандагони маҷмӯаи мазкур баъди чунин маълумот боз ҳамон ғазали дар тазкираи Муҳтарам дарҷбударо зикр мекунанд Аз ин ҷо равшан аст, ки онҳо ин маълумотро аз тазкираи Афзали Пирмастӣ гирифтаанд ва маълумоти он бо маълумоти Муҳтарам қариб якхела мебошад. Ҷараёни ҳаёт ва таърихи вафоти Шамсиддин хуб маълум нашуд.

Аз руи девони шоир Муҳиддини Каротегинӣ (тахаллус Бухорӣ) пай бурда мешавад, ки ӯ бо шоир Шамсиддин алоқаи дӯстӣ ва мукотиба доштааст. Мо бо ду ғазали мактубнамои ӯ дар девони Бухорӣ дучор омадем, ки дар зер дарҷ хоҳад шуд. Ғайр аз ин як мухаммаси ӯ дар баёзи шоирони дарвозӣ Йӯлдошбии Бухорӣ дарҷ ёфта буд. Дар баёзу ҷунгҳо низ ашъори ин шоир ёфт мешавад. Аз ин ҷо чунин менамояд, ки Шамсиддин шоири маълуми замонаш буда, аз тарафи муосиронаш низ ҳамчун шоир шинохта шуда будааст. Ашъораш накӯст.

Шеърҳои зерин аз табъи ӯст:

Ғазал:

Маро, ки бастаам аз кӯи дӯст марҳилае,
Бувад зи бахтаму аз кас набошадам гилае.
Ҳадиси кулфати Фарҳоду меҳнати Маҷнун,
Ба назди шарҳи ғамам ҳаст фарди ботилае.
Ғами ғарибию ранҷи фироқу ҷаври сипеҳр,
Фитода уштури сабрам ба дасти қофилае.
Чунон зи баҳри ту дар хун тапид мардуми чашм,
Миёни мардум аз ин моҷарост ғулғулае.
Бувад ба дидани дидорат истихора маро,
Ба ҳар шабе, ки гузорам намозу нофилае.
Расид номаи лутфат ба пурсиши мани зор,
Фиганд бар дили маҳзун зи шавқ валвалае,
Бувад ба назми ту вобаста назми риштаи ҷон.
Зи баҳри рабти муҳаббат бадеъи силсилае.
Зи бас камоли қабулӣ ба дидаи айём.
Ки дар сафои табеат баландҳавсалаӣ.
Расад ба хизмати ту арзи банда Шамсиддин,
Аз ин, ки дар ҳама офоқ ёрӣ якдилаӣ.

* * *

Дил ба васлат моилу бо дарди ҳиҷрон мубтало,
Ё раб, ин дарде, ки дорам аз куҷо ёбам даво.
Нест дур аз лутф гар орӣ маро бар хотират,
Шафқати некон бадонро медиҳад нашъунамо.
То набандӣ дар бало дил нест таҳсили мурод,
Дона гардад рӯсафед аз зери санги осиё.
Дар чаман тарзи хиром овардию чашми ту дид,
Аз паи таъзими наргис кард қадди худ дуто.
Нолаи моро ба дӯши тирабахтӣ бастаанд,

Қош будӣ оҳи ман чун тори зулфи ӯ сиёҳ.
Баски Шамсиддин ба ёдаш рӯзу шаб саргаштаам,
Ҳосили мо нест ин ҷо ҷуз кафи дасти дуо.

* * *

Баски ҷӯши тирабахтиҳо ба кори мост маст,
Аз раҳи таслим моро як қадам беҷост ҷаст.
Дар каҷандешӣ ҳусули растагорӣ мушкил аст.
Дар тариқи растагорӣ ҳар кӣ гардад рост раст.
Дил манеҳ бар кохи заррин з-он, ки набвад ҳойдор,
Баҳри осоиш агар аз атласу дебост баст
Дид чун сарви қадатро баҳри дафъи захми чашм,
Чун чинор аз ҳар каноре бар дуо пайдост даст.
Муддай, з-ин беш дар дил кини Шамсиддин магир,
Аз паи озори дил ҳар кас камин бархост хаст.

## Мухаммаси Шамсиддин бар ғазали Носириддиншоҳ

Шӯхи ман ҳар гаҳ, ки азми ҷилвасозӣ мекунад,
Бо ҳама хубони олам сарфарозӣ мекунад,
Хат ба даври оразаш зинаттарозӣ мекунад,
Хол бо рӯи чу моҳаш турктозӣ мекунад,
Турфа ҳиндуе, ки бо хуршед бозӣ мекунад.

Басқи ман аз шавқи ӯ дорам ба дил доғи ниҳон,
Рӯзу шаб саргаштаам афтода бетобу тавон,
Гар дар оғӯши хаёлам бигзарад он дилситон,
Торе аз зулфи каҷашро гар кунам пайванди ҷон,
То қиёмат риштаи умрам дарозӣ мекунад.

Субҳи иқболи сафо пайванди шоми бандагист,
Номаи озодии олам ба номи бандагист,
Комрониҳо ба сад маънӣ ба коми бандагист,
Подшоҳӣ назди дарвешон мақоми бандагист,
Лоҷарам Маҳмуд агар бошад Аёзӣ мекунад.

Дӯш дидам зоҳиде дорад ғурурӣ дар ниҳод,
Дода нақди зиндагонӣ дар сари ин ғам ба бод,
Гуфтамаш беишқ натвонӣ дари матлаб кушод,
Ишқ андар Қаъбаву бутхона мебахшад мурод,
Ҳар куҷо бошад муҳаббат корсозӣ мекунад.

Шамс аз боғи ризо чидан гули мақсад зи чист?
Ҷуз ба оини тавозеъ пеши маъшуқон маист,
Баски манзури накуён пастию афтодагист,
Ёр агар лутфе ба Носир мекунад беваҷҳ нест,
Бандаи мискинам, ӯ мискиннавозӣ мекунад.

## ЗАВҚӢ

«Завқӣ» тахаллуси шоири асри XIX Дарвоз Ғуломшоҳ мебошад, ки дар маҳалли Сари Ҷавайи Дарвоз таваллуд ёфта зиндагӣ ба сар бурдааст. Падари Ғуломшоҳ Мулло Ҳусайн аз шахсони сӯфитабиат ва серхешу табори Дарвоз буда, дар байни мардумони он ҷо соҳиби иззат ва эҳтироми зиёде будааст.

Завқӣ таҳсилро дар Дарвоз гузаронида, дар навиштани хатти настаълиқ ва илми адабиёт шӯҳрат пайдо мекунад. Шоир зиёда аз сад сол умр дида дар соли 1254—1838—39 дар «Вахил» ё ки Вахиё ном деҳаи Дарвоз вафот меёбад. Ӯ барои мухаммас бастан бар ғазали шоирони пешгузашта, хусусан бар Бедилу Соиб завқи тамом доштааст. Мо ду мухаммас ва як ғазали ӯро дар ин ҷо дарҷ мекунем:

То ҷилвагар гардидаст он Юсуфи гулпираҳан,
Гоҳе қаландармашрабам, гаҳ сокини Байт-ул-ҳазан,
Танҳо на ман дар ҳайратам, аз шӯхии он симтан,
Аз партави шамъи рухаш афтода бар тарфи чаман,
Як ҷо сабо, як ҷо хазон, як ҷо гулу як ҷо суман.

Арзи ниҳониам агар дар ҳазратат пайдо шавад,
Ҳосид зи гуфтугӯи худ он дам ба худ расво шавад,
Ғавғои маҳшар бартараф аз пир то барно шавад,
Бурқаъ зи ораз барфиган, то оламе шайдо шавад,
Халқе зи рӯ, ҷамъе зи мӯ, баъзе зи лаб, ман аз даҳан.

Оташ ба марҷону ҳақиқ з-он лаъли хандон мефитад,
Аз он табассум сад гиреҳ дар шаккаристон мефитад,
Аз шӯхии чашмони ту чашми ғазолон мефитад,
Андар хиромишҳои ту дар сайр бӯстон мефитад,
Сарв аз қаду об аз равиш, ранг аз гулу хат аз суман.

Он ғамзаи пурфитнаат, ҳар гаҳ тараннум мекунад,
Аз ҳар тараф шӯру фиғон дар ҷони мардум мекунад,
Оташ ба ҷони ошиқон он гаҳ талотум мекунад,

Чун дар такаллум мешавӣ аз ҳайратат гул мекунад,
Савсан забон, булбул фиғон, қумрӣ наво, тӯтӣ сухан,

Эй хоксорони туро нафрат зи бӯстон омада,
Булбул ба тавфи кӯи ту аз боғи ризвон омада,
Ҳар зарра аз акси рухат хуршеди тобон омада,
Фармонбари ҳукми туро дар зери фармон омада,
Чину Хито, Мисру Ҳалаб, Руму Райю Шому Яман,

Ҳар гаҳ кунам ёди рухат, дар пайкарам афтад шарар,
Бошад хасу хошокро аз сӯҳбати оташ хатар.
Ҷуз ин қадар дар васфи ту аз ман намеояд дигар.
Ҳар гаҳ ки биншинӣ зи по, мегардадат аз гирди сар,
Моҳ аз фалак, шамъ аз замин,
акл аз сару рӯҳ аз бадан.

Гаҳ арз кардам ҳоли худ, гоҳе ба дил бинҳуфтамаш,
Гаҳ аз табассум омада, гоҳе ба қаҳр ошуфтамаш,
Аз Завқии ширинкалом, ин дурр, Хусайнӣ, суфтамаш,
Аз васфи он ширинсухан пурсид Ҷомӣ гуфтамаш.
Рухсора маҳ, чашмон сиёҳ, абру камон, зулфон Хутан.

### Мухаммас бар ғазали Бедил

Ҷабинам то ба хоки остонат саҷдапарвар шуд,
Қафи дасти хаёлам буда бо занҷир андар шуд,
Видои ҳар сари мӯям бар аъзоям муаттар шуд,
На танҳо дидаам аз орази рӯят мунаввар шуд,
Дили ман об шуд, оина шуд, хуршеди анвар шуд.
Мудом олуда лаб бо ханда сарви қадмавзуне
Зи ошӯби ҳаводис чеҳрааш гардида гулгуне,
Дили пуркинааш дорад ба ман қасди шабихуне,
Шаҳиди ханҷаре гардидаам к-аз қатрае хуне,
Шафақ шуд, қирмизӣ шуд, лаъл шуд, ёқути аҳмар шуд.

Шабе дар хотир овардам лаби лаъли шакархоҳе,
Дилам то субҳ парвозист монанди пари коҳе,
Насими субҳро дар синаи худ додаам роҳе,
Ба ёди кокулу зулфаш кашидам аз ҷигар оҳе,
Қаманди ҳалқа шуд, занҷир шуд, печида аждар шуд.

Газанди афъии зулфаш куҷо афсунгаре дорад,
Лаби хомӯши ӯ кай илтиҷои соғаре дорад,
Ба ҳар во кардани чашмаш чу шӯри маҳшаре дорад,
Зи бас мижгони хунрезаш ба бераҳмӣ саре дорад,
Паи қатлам синон шуд, тиру новак гашт, ханҷар шуд.

...ҳи ман, то ба кай дорӣ ба худ асбоби дилсардӣ,
...у хуршеди фалак машҳур шуд андар ҷаҳонгардӣ,
... мӯе рафта дилҳоро ба ҳар ранги ҷавонмардӣ
...ино бастӣ, ниқоб афгандӣ, абрӯ усма кардӣ,
...афақ шуд, шир шуд, маҳтоб шуд, баргашт бартар шуд.

...оиб водии зӯрест, танҳо рафтанам мушкил,
...анам бемору чашм аъмову поям рафта андар тил,
... мисли ғунчаам, Завқӣ, зи рангу бӯи худ ғофил,
...шидам он қадар ҳиҷрони ӯ рухсораам Бедил,
...илой шуд, хазон шуд, қаҳрабо шуд, ранг заъфар шуд.

* * *

Чаман аз андалеби ваҳшатомезам гурезон шуд,
Тараб рахти иқомат басту ҳам оҳанги мезон шуд.
...и худрой ба ваҳшат он қадар ошуфта гардидам,
...и гарди тавсани оҳам рами ҷисми ғизолон шуд.
...илам дар қайди зулфи шӯхи бебоке гирифтор аст,
...иоҳи куфр охир рахназан дар мулки имон шуд.
... рӯи оташинрухсорае то чашм во кардам,
...моми пайкарам аз тоби ҳуснаш миҷмаристон шуд.
...уми Ҳинд то аз гӯшаи мулки Яман сар зад,
...сoти подшоҳи ҳусн ҷои номусулмон шуд.
...шоми бӯи гулро атромезӣ кунад ҳар дам,
...симеро, ки рафтораш ба кӯи дурднӯшон шуд.
...ти гулгунқабоям то либоси ишва дар бар кард,
... ҳар ҷониб ҳазорои ҳамчу ман дилдода ҳайрон шуд.
...ри алфози Завқӣ он қадар шӯҳрат ба худ дорад,
...аф аз шармсорӣ солҳо маҳруми нисьён шуд.

## ОМӢ

Омӣ аз шоирони асри XIX Дарвоз аст. Доир ба ин ... Афзали Пирмастӣ дар тазкираи худ чунин мена...д:

Омӣ тахаллуси сомии булбули чаманистони маъни...озӣ ва нуктапардозӣ, Истматуллоҳбии Дарвозӣ аст, ... дар силки ғуломони навқарьяи дор-ул-фохира ин...ом дошта ва ҳар боре, ки аз маскани худ ба азми ...оббусӣ дар хайли ғуломони рикобӣ мерасида ба ша...и мусоҳибат ва мунодимати олиҳазрати халофат...оҳӣ фоҳиз мегардида. Мушорунилайҳ марди ғаюр

ва мутаҳаввир ва дар санъати тирандозӣ ва фанни қӯшбонӣ зиёда моҳир ва вуқуфаш вофир. Қасир-ул-тараб ва олимашраб ва хушхӯю базлагӯй ва сухандону ширинзабон буда. Ва равнақи маҷлиси сарвар аз ҳузури ӯ пурнур буда ба уфур меафзуда ва дар шеър низ олишаън ва таваққуфу тафаззул бар ҳамгинон дошта, абьёти хубу марғуб менигошта, ӯро дар ғазали Ҳаёии ҷаннатмаҳво тазмини дилнишин аст ва он ин аст». Гуфта як мухаммаси ӯро бар ғазали Ҳаё (Сайид Нуриддинхон, аз писарони амир Музаффар будааст. А. Х) дарҷ мекунад. Неъматуллоҳи Мӯҳтарам ҳам дар тазкираи худ маълумоти Афзалро такрор мекунад. Аз маълумоти Афзал ва Мӯҳтарам равшан аст, ки Омӣ шоири хуби замони худ буда аз тарафи муосиронаш шиноҳта шуда будааст. Ғайр аз ин маълум мешавад, ки шоир дар ватани худ Дарвоз зиндагӣ карда ва ҳамон ҷо ҳамчун хизматгору нӯкари амир ба шумор мерафтааст.

Аз маълумоти Афзал маълум аст, ки шоир муосири амир Абдулаҳад будааст. Соли вафоташ маълум нашуд ва маълумоти дигаре ҳам оид ба аҳволи ин шоир дар даст надорем.

Мухаммаси зерин аз табъӣ ӯст:

Дар ин маҳфил кадомин маҳҷабини гулъизор омад,
Замин аз шӯхии ҳуснаш ба тарҳи зарнигор омад,
Ҷаҳоне аз насими турааш андар нисор омад,
Чаман омехт ранги тоза бо фасли баҳор омад,
Ба ҳар гулшан, ки рафтам дар машомам бӯи ёр омад,

Зи нахли қоматаш гулшан чаманпирои зиннатҳо,
Назаргоҳи ҷамоли ҷилвааш оинаи дилҳо,
Шароби наргиси масташ ба махмурон нишоторо,
Зи тоби бода то гул-гул шукуфт он орази зебо.
Малак баҳри тамошо аз сипеҳри бемадор омад.

Ба савдои хаёлаш умрҳо вомондаам дар ғам,
Ҳаданги ғамзаи нозаш ба паҳлӯ хӯрдаам маҳкам,
Валекин ин ҷароҳатро ба лутфаш бастаам марҳам,
Биҳамдуллаҳ, ба базми васлаш ин дам гаштаам маҳрам,
Агарчи аз фироқаш кулфату ғам бешумор омад.

Ба ҳар ҷо меравӣ, эй дилбаро, аҳду вафо машкан,
Макун олудаи тӯҳмат ба гарди маъсият доман,
Рақиби бемурувватро зи сӯҳбат дур меафган.

Агар гӯям, ки масти ҷоми ағёрӣ, маранҷ аз ман,
Далелам он, ки чашмони сиёҳат пурхумор омад.

Дили бишкаста хун кардам ба ёди лаъли майгунаш,
Ба оҳу нола ҷустам ман зи раб рӯи ҳумоюнаш,
Сиҳи сарви хиромонам, аён он ҳусни афзунаш,
Дурри ашк аз мижа кардам нисори қади мавзунаш,
Биҳамдиллаҳ, ки ин дурри самин охир ба кор омад.

Зи шасти новакандози нигоҳаш хастаам ин дам,
Ҷунунӣ дорам аз шавқи худу ворастаам ин дам,
Ба тори кокулаш аз риштаи ҷон бастаам ин дам,
Чу будам масту мустағрақ зи васлаш гуфтаам ин дам,
Зи шаб посе гузашт, эй маҳ, кунун вақти канор омад.

Ба фасли зиндагӣ, ҷону, машав ғофил дар ин пайкар,
Баҳори зиндагониҳо диле дорад пур аз гавҳар,
Дар ин дайри куҳан, Омӣ, биё аз хештан бигзар,
Чӣ дилбандӣ ба олам, эй Ҳаё, чашме кушо бингар,
Ки ҳар гул ҷомачоку лола ҳар ҷо доғдор омад.

## ДАРВОЗӢ

Исми ин шоир Муҳаммад Саидбеки бинни Мир Ҳокимбеки бинни Мирзо Неканҷом ва тахаллуси адабиаш «Дарвозӣ» мебошад. Ӯ дар соли 1247—1831 дар деҳаи Кеврони Дарвоз таваллуд ёфта дар ҳамон ҷо таҳсили ибтидоиро гузаронидааст. Пас барои гирифтани маълумоти олӣ ба яке аз мадрасаҳои Фарғона меравад. Шоир пас аз таҳсил ба зодгоҳи худ баргашта ба касби деҳқонӣ ва шоирӣ машғул мешавад. Баъд аз 63 соли зиндагӣ соли 1310—1892 дар худи Дарвоз вафот меёбад.

Дарвозӣ аз шоирони баркамол ва соҳибдевон буда, девонашро тартиб дода будааст, ки як нусхаи он дар дасти писар ва набераҳояш дар Афғонистон маҳфуз буда, ба мо дастрас нашуд. Вале дар баёз ва ҷунгҳо ҳам ашъори шоир фаровон дучор мешавад.

Дарвозӣ ғазалро хеле хуб месарояд. Алфозу обуранги ашъораш хеле намакин ва пуртаъсир менамояд, ки онро шумо аз намунаи ашъораш хоҳед дид. Инчунин гоҳе ба ашъори Мирзо Бедил татаббӯъ ва тазмин карданаш ба назар мерасад.

Ашъори зерин аз табъи суханпардози Дарвозӣ Саидбеки Дарвозӣ мебошанд:

Чӣ лозим теғи бедодӣ ба қасди қатли мо бандӣ,
Зи хуни бегуноҳон дасти худро дар ҳино бандӣ.
Ҳилол аз тоқи абрӯи ту шавқи бандагӣ дорад,
Ғубори усмаро то кай ба тоқи кибриё бандӣ.
Маро шӯри ду олам аз ҳамон чоки гиребон аст,
Набошад шарти инсоф, эй парӣ, банди қабо бандӣ.
Дило, дасти умедатро ту аз хони шаҳон барчин,
Чӣ лозим чашм бар асбоби качкули гадо бандӣ.
Биё бо хастагони кӯи худ, эй шӯх, эҳсон кун,
Ту мизроби ҳавас то чанд бар тори ҳаво бандӣ?
Набошад ҳусни хубонро вафо, Дарвозиё, бигсил,
Ба мақсад мерасӣ, эй дил, агар дил бо ризо бандӣ.

* * *

Қай бувад, ё раб, ки сайри он хами абрӯ кунам,
Хешро ҷо дар нигоҳи наргиси ҷоду кунам.
Партави иқбол кай бар фарқи ман тобад, ки то
Ҳамчу гул рухсораи рангини ӯро бӯ кунам.
Нафҳае з-он хоки мӯшкинаш агар бар ман вазад,
Қай таманнои Хутан ё нофаи оҳу кунам.
Давлати дороиву иқболи ҷамшедӣ маро'ст,
Дасти худ гар ҳалқа андар ҳалқаи он мӯ кунам.
Чашми Дарвозӣ агар маҳрам ба дидорат шавад,
Ғайри дидори ту, ҷоно, ҷумларо яксӯ кунам.

* * *

Маро, эй бевафо, аз худ ҷудо мехостӣ, кардӣ,
Ба шамшери ҷафо қатлам раво мехостӣ, кардӣ.
Ба поят сар ниҳодан, орзу мехостам, кардам,
Сарамро ҳамчу гӯё зери по мехостӣ кардӣ.
Ба роҳат рахти худро фарш ман мехостам, кардам,
Ба хунам дасти худ ранги ҳино мехостӣ, кардӣ.
Ба он чашми сиёҳи фитнаи ошӯби давронат,
Ба ҳоли зори ман чандин ҷафо мехостӣ, кардӣ.
Паи озори ман лаб дар ғазаб, чин дар ду абрӯят,
Дили реши рақибонро даво мехостӣ, кардӣ.
Буридам аз ҳама домону уммеди ту бигзидам,
Ба ҷонам корҳои носазо мехостӣ, кардӣ.
Ҳама шаб то саҳар нолидаму поят бибӯсидам,
Маро чун булбул аз гул бенаво мехостӣ, кардӣ.
Ба ҳоли зори Дарвозӣ чӣ меҳоҳӣ макун, баски,
Ғарибу музтару хору гадо мехостӣ, кардӣ.

* * *

Эй аз баҳори оразат маъюс гулҳои чаман,
Аз акси рӯят музмаҳил оина бенуқли сухан.
Сарв аз қадат дур аз самар, шамшодро ку бору бар,
Аз чеҳраат пурхун Қамар, аз турраат барги суман.
Моем сад доғи ҷигар дар ҳасрати дидори ту,
Қумриву сад ку-кузанон, тӯтиву сад мавҷи сухан.
Аз сеҳри чашми масти ту, осуда натвон зистан,
Мову биёбони ҷунун, эй оҳуи дашти Хутан.
Аз баҳри ҷони ошиқон лаълаш даво ҳамчун шакар,
К-аз баҳри қайди бедилон зулфаш расо ҳамчун расан,
Мушк аз хату холаш хиҷил, анбар зи зулфаш мунфаил,
Сарв аз қадаш помон ба гил, з-он дилбари гулпираҳан.
Боз о, ки мурдам аз ғамат, з-он наргиси оҳурамат,
З-он зулфи хам андар хамат бахшӣ маро тори кафан.
Шӯхи тағофилпешаро аз ман саломе, эй сабо,
Гар ман равам аз ёди ӯ, ӯ кай равад аз ёди ман.
Дарвозии мискин агар рӯзу шабон нӯшад шакар,
Хуноб резад аз ҷигар, ҳар гоҳ кунад ёди ватан

* * *

Умрест, ки он ёр паёме нафиристод,
Мактубу саломеву каломе нафиристод.
Дар фикри ду чашми қадаҳи мавҷи шаробаш,
Мастам ба гумон дид, ки ҷоме нафиристод.
Ҳайронам аз ин бандагию хоҷагии ӯ,
Як тор зи зулфаш ба ғуломе нафиристод.
Сайёди шикорафкани ман дастғанӣ буд,
Донист, ки ман сераму доме нафиристод.
Як лаҳза зи андешаи қатли мани маҷнун,
Шамшери ҷафоро ба наёме нафиристод.
Дарвозӣ, басе соя зи дунбол давидам,
Бо гӯшаи абрӯш саломе нафиристод.

* * *

Гул зи рухат чаман-чаман, гулбуни боғи кистӣ?
Лоларухиву симтан, оташи доғи кистӣ?
Эй дурри шабфурӯзи ман, шӯълаи хонасӯзи ман,
Бе ту шаб аст рӯзи ман, шамъи чароғи кистӣ?
Турраи ту шикан-шикан нофаи оҳуи Хутан,
Накҳати гул ба бехтан баҳри димоғи кистӣ?
Сангдиле чу оҳане, шишаҳаёлӣ бо мане,
Нахли кадом гулшанӣ, меваи боғи кистӣ?

Дарвозӣ, дил фурӯхтам, дида ба дида дӯхтам,
Дар талаби ту сӯхтам, ту бо суроғи кистӣ.

## МАҲЗУН

Шоири асри XIX ва ибтидои асри XX Дарвоз Мулло Садриддини валади Ҷалолиддин бо тахаллуси Маҳзун шеър мегуфтааст. Доир ба аҳволи ин шоир тазкиранависи аввалҳои асри XX тоҷик Неъматуллоҳи Мӯҳтарам дар «Тазкират-уш-шуаро» каме маълумот додааст. Ӯ чунин менависад:

«Маҳзун тахаллуси покниҳод, покбин ва софэътиқоди муҳаббатгузин Мулло Садриддин валади Ҷалолиддиншоҳ, ки аз шоҳзодагони Дарвоз аст, ки ба хоҳиши подшоҳи ҳақиқӣ (яъне Абдулаҳад.— *А. Х.*) ҳамроҳи волиди худ аз он вилоят баромада ба вилояти Чорҷӯй сукунат ихтиёр карда. Аз маҷмӯаи ашъор ва ҷузъиёт воқиф ва бар кутби тасаввуф ва мубкиёт ориф, дар он сарзамин ба имомати муслимин машғул аст». Пас аз ин як ғазали шоирро ҳамчун намунаи ашъор зикр менамояд.

Бинобар он, ки нусхаи зикршудаи «Тазкират-уш-шуаро»-и Мӯҳтарамро Муҳаммадшарафи Садри Зиё китобат кардааст ва дар баробари китобат баъзе маълумотҳои тозаи худро ба он илова намудааст. Чунончи доир ба шоир Маҳзун чунин илова намудааст:

«Ба ранги мавлонои Ҷом се девон муштамил бар амсофи ашъор ба итмом расонида буд, ки чанде ба дасти роқим (яъне Садри Зиё.— *А. Х.*) амонат буд, ки ҳамаи ашъораш хуб ва зебо буда, аксар ашъори мутақаддиминро ҷавобҳои барҷо гуфта. Чанде, ки ба қазои тумани Ғиждувон маъмурият доштам, маҳрами анис ва ҳамдамам буд... татаббӯи девоини мутақаддимин мекардем. Ҳар гоҳ қасида ё ғазале марғуб меафтод, ба кунҷе мерафт. Қасида ё ғазале тайёр карда меовард, ки тамоман маснӯъ ва пурмазмун буд ,боиси тааҷҷуби асҳоби маҷлис мешуд».

Олимони Афғонистон ҳам доир ба ӯ каме маълумот дода, аз ҷумла соли вафоташро нимаи аввали асри 14 ҳиҷрӣ ба қалам додаанд.

Аз маълумоти овардашуда ҳис карда мешавад, ки Маҳзун аз шоҳзодагони Дарвоз буда, амир Абдулаҳад аз будани онҳо дар Дарвоз хавф бурда бо як навъ сиёсате онҳоро ба Чорҷӯи Туркманистон муҳоҷир мекунад.

Аз ин ҷо маълум аст, ки аҳволашон дар ғурбат ҳеҷ гоҳ хуб шуда наметавонист.

Аз рӯи гуфтаҳои Мӯҳтарам ва Садри Зиё маълум мешавад, ки Маҳзун шахси хеле босавод ва дар шоирӣ истеъдоди маълуме доштааст. Дар асри XIX шоире, ки се девон шеър гуфта бошад, хеле кам аст, вале се девон шеъри эҷодкардаи Маҳзун аз истеъдоди фаровон доштани ӯ гувоҳӣ медиҳад. Садри Зиё, ки шахси шоир ва сухансанҷ буд, беҳуда касеро тавсиф намекунад.

Дар фонди дастхатҳои АФ РСС Тоҷикистон зери рақами 613 девоне мавҷуд аст, ки бо тахаллуси Маҳзун ва исми Садриддин қайд шудааст. Вале соҳиби таълифи он девон Маҳзуни Самарқандӣ мебошад, ки Садриддини Дарвозиро саҳван ба ӯ нисбат додаанд.

Ба ҳамин тариқ, аз се девони шоир Маҳзун то кунун ягонто ҳам дастраси мо нагардидааст. Санаи вафот, ҷои воқеъ гардидани воқеаи вафот ва боз бисьёр масъалаҳои дигар оид ба ҳаёти ин шоир хуб маълум нашуд. Ғазалҳои зерин аз табъи ӯ мебошанд:

Эй сарви нозпарвару в-эй шӯхи симтан,
Шарманда пеши ҷаъди ту сад нофаи Хутан.
Доманкашон чу бигзарӣ аз саҳни бӯстон,
Оташ фитад ба хирмани насрину настаран.
Эй шамъи базми сӯхтагон, соате нишин,
То гул кунад нишоти муҳибон дар анҷуман.
То ғунчаи даҳони ту бишкуфт дар мақол,
Афтод савти булбули шӯрида аз даҳан.
Дар гулшане, ки ҳарфи ту зӯроварӣ кунад,
Берун кашанд рахти гулу лолаву суман.
Ширинвашо, машав ту ба душман қарин, ки ман
Ҷон медиҳам ба кӯи вафоят чу Кӯҳкан.
Маҳзун хамӯш, в-арна сухановарони даҳр,
Шамшерҳо кашидаанд аз ҷавҳари сухан.

* * *

Қош бахту толеъам як хоки по будӣ маро,
То ба домони ту рӯзе ошно будӣ маро.
Орзуҳои висоли ёр доғам кардааст,
Як нафас осудагӣ дар тан куҷо будӣ маро.
Дилнишинам дар ҷаҳон ғайр аз ғами дилбар набуд,
Зиндагӣ бедард будан кай раво будӣ маро.
Эй сабо, аз хоки кӯи ёр ҷонам тоза кун,
Муддате шуд орзуҳои шумо будӣ маро.

Баъди мурдан кам нагардад ишқи ӯ аз ҷони ман,
Раг ба раг Маҳзун ҳама аҳду вафо будӣ маро.

## РОҶӢ

Роҷӣ ҳам аз шоирони асри XIX Дарвоз, ҳамзамону ҳамқишлоқи Ноҷии Кевронӣ мебошад. Зодгоҳи шоир 15—20 километри самти шарқии Қалъаихум воқеъ гардидааст. Шоир Роҷӣ бо ҳамзамону ҳамдиёраш Ноҷӣ дӯстӣ ва мушоираҳо доштааст, ки ҳоло ҳам калонсолони Дарвоз баъзе мазҳакаҳо ва мушоираҳои ин ду шоирро аз ёд медонанд.

Ҷараёни ҳаёт ва таърихи вафоташ маълум нашуд. Ғазалҳои зерин аз табъи ӯст:

Ҷон фишонад ҳар кӣ бинад, эй санам, рӯи туро,
Боз парвои касе не, як сари мӯи туро.
Ҷимро гашта муаллим сархати абрӯи ту,
Банда гардам котиби таълими абрӯи туро.
Ғайри ошиқ, эй ситамгар, бо касе шӯхӣ макун,
Ҳар касу нокас чӣ донад тундии хӯи туро.
Қай расад дастам ба тори зулфи анбарбӯи ту,
То зи мижгон шона созам зулфи хушбӯи туро.
Сарв аз ошуфтагӣ дар боғ аз рафтор монд,
Ваҳ ки дид ӯ дар лаби ҷӯ қадди дилҷӯи туро.
Андаке, баҳри худо, з-ин нозу истиғно гузар,
То ки бӯсам зери лаб он холи ҳиндуи туро.
Нақди ҷонро бар сари ҳар тори мӯят бохтам,
Тӯҳфаи дигар назебад тори гесӯи туро.
Баъди қатлам хоки хунолуда нех дар зери хок,
Нест русл ин ҷо шаҳиди зарби бозӯи туро
Дар шаҳодатгоҳ, Роҷӣ, то камарчин домaнат,
Гар ба вақти марг бинад зери зонуи туро.

* * *

Эй шӯхи гулъизор, тавалло кунам туро,
Хоҳам, ки рафта дар бағалам ҷо кунам туро.
Эй ғунча, то ба кай фиғанӣ сар зи шарм пеш,
Гар дил кунам, ба як нафасе во кунам туро.
Набвад туро ба мадраса ҳоҷат, биё, ки ман
Дар соат аз муколима мулло кунам туро...
Нотарс нех қадам ба сари Роҷии ҳазин,
Ҳошо, ки базлу шӯхии беҷо кунам туро.

## НОҶӢ

Ноҷӣ яке аз шоирони бомаҳорати охири асри XIX ва аввали асри XX тоҷик мебошад. Мутаассифона, то ҳунун доир ба аҳволи ин шоир дар адабиётшиносии мо маълумоте мавҷуд нест.

Шоир ва олими маъруфи тоҷик, марҳум Деҳотӣ ҳанӯз дар соли 1940 бо таассуф қайд намуда буд, ки тарҷимаи ҳол ва ашъори бисьёр шоирони боистеъдоди кӯҳистонии тоҷик дар сарчашмаҳои адабӣ зикр наёфтаанд.

Метавон гуфт, ки Ноҷии Дарвозӣ низ яке аз он шоирони боистеъдоди тоҷик мебошад, ки аҳвол ва ашъори ӯ то ҳол пӯшида ва бетадқиқ мондааст.

Оид ба аҳволи Ноҷӣ тазкиранависи охирҳои асри XIX ва ибтидои асри XX Абдӣ дар тазкираи худ каме маълумот додааст. Ӯ менависад, ки Ноҷӣ тахаллуси адабии шоир Мулло Аҳмад Хоҷаи Бадахшонӣ аст. Ӯ аз Бадахшон ба вилояти Кӯлоб омада, чанд вақтҳо дар он ҷо мегузаронад. Абдӣ шоир Ноҷиро хуштабъ ва ширинкалом шуморида, як ғазали ба шакли ширу шаккар (ба забони шуғнонӣ ва тоҷикӣ) эҷодкардаи онро дарҷ менамояд.

Маълумоти дигаре оид ба аҳволи Ноҷӣ дар маҷмӯаи «Афғонистон» дода мешавад. Муаллифони маҷмӯаи мазкур чунин менависанд: «Ноҷӣ яке аз шуарои машҳур аз қарияи Орхуд (Водхуд) Дарвози Бадахшон ва номаш Мулло Мир Хоҷа аст. Аммо Ноҷӣ тахаллус менамуд. Ашъор ва осори Ноҷӣ ки ба касрат дар дастрас аст, ҳанӯз ба сурати маҷмӯа тадвин нашуда. Ноҷӣ дар соли 1322 ба синни 34-солагӣ дуньёи фониро видоъ кард, лиҳаза, метавон гуфт таваллудаш дар соли 1288 ҳиҷрии қамарӣ сурат гирифтааст».

Пас аз ин як ғазалро аз ашъори ӯ дарҷ мекунанд.

Сарчашмаи дигаре, ки оид ба аҳвол ва ашъори Ноҷӣ баъзе маълумот медиҳад, баёзи рақами 819 фонди дастхатҳои АФ Тоҷикистон мебошад, ки ин сарчашмаи муътимодро мо дар вақтҳои охир дучор омадем.

Аз рӯи қайд ва ишораҳои дар ин баёз буда, чунин маълум мегардад, ки ин баёзро ҳокими Дарвоз (ва баъдтар боз ҳокими Шуғнон) Мирзо Йӯлдошбӣ (бо тахаллуси Доӣ) ва шоир Ноҷии Дарвозӣ тартиб дода, ғайр аз ашъори баъзе шоирони Дарвоз, аксар ашъори худро дар он дарҷ намудаанд.

Дар вараќи 133 а ин баёз чунин навишта шудааст:

«Ба мавзеи Хоруғи Шуғнон, дастхати каминаи мазнаб Мулло Мир Аҳмадхоҷаи Дарвозӣ, тахаллус Ноҷӣ, ба соли ҳиҷрӣ мин-ул-аззу-ал-ашараф 1320 шаҳри Ҷимодулаввал».

Аз қайд ва ишораҳои боло зикршуда маълум мегардад, ки баъзе маълумоти маҷмӯаи «Афғонистон» оид ба тарҷимаи ҳоли Ноҷӣ, хусусан аз Дарвоз будани шоир дуруст буда, маълумотҳои тазкираи Абдӣ оид ба бадахшонӣ будани Ноҷӣ саҳеҳ набудаанд.

Мувофиқи қайдҳои худи Ноҷӣ (вар: 133 а) равшан аст, ки исми шоир Мулло Мир Аҳмадхоҷа ва зодгоҳ ва ҷои истиқомати доимии ӯ Дарвоз будааст. Инчунин аз рӯи ҳамин қайд маълум мегардад, ки Ноҷӣ то соли 1320—1902—1903 дар қайди ҳаёт будааст.

Ниҳоят, аз рӯи қайди дар вараqи 122 б ва 169 б баёзи мазкур равшан аст, ки аз вараqи 122 б то 169 б (47 вараq)-и ин баёз бо дасти худи Ноҷӣ навишта шудааст.

Илова бар қайд ва ишораҳои зикршуда, боз дар вараqи 134 а ва 138 а мо чунин байтҳоро дучор мекунем, ки онҳо низ ба дасти Ноҷӣ навишта шудани як қисми баёзи — 819-ро шоҳидӣ медиҳанд. Чунончӣ:

Зи Ноҷӣ ёдгори даҳр монд ин нусхаи мавзун,
Дили пурғам, ҷигар пурхун бурун к-аз он диёр омад.

Ё ки:

Дар ин авроқ назми васфи дилдор,
Навишта ёдгоре Ноҷии зор.

Аз рӯи ғазали дар васфи Чорбоғи Рӯшон (вар. 169 а), ҳаҷви мардуми Рӯшон (вар. 223 б), таърихи таъмири мазори Муҳаммадбоқир (вар. 122 а) ва таърихи ба ҳокимии Шуғнон таъин шудани Мирзо Йӯлдошбӣ (Дой), ки аз тарафи Ноҷӣ гуфта шудаанд ва қайди дар вараqи 133 а худи шоир, маълум мегардад, ки ӯ ба районҳои ҳамсоя Рӯшон ва Шуғнон чанд борҳо сафар карда, оид ба он ҷойҳо шеърҳои зиёде эҷод кардааст. Бинобар ин ҳам, Абдӣ ӯро, саҳван, бадахшонӣ ба қалам додааст. Аммо маълумоти маҷмӯаи Афғонистон, доир ба он, ки шоир дар синни 34-солагӣ вафот кардааст, шубҳанок менамояд. Зеро шоир дар як рубоӣ, ба сафед шудани мӯи сар ва хам гаштани қоматаш чунин ишора кардааст:

Якчанд ману ҷавонӣ бо ҳам гаштем,
бо айши тамом.
Гоҳе ба тараб сархушу беғам гаштем,
бар завқу маром.
Нохост дамид субҳу пирӣ гул кард,
носуда ҳанӯз,
З-ин ғам ба замин дуто шуда хам гаштем,
бигзашт хиром.

Аз рӯи ин далел, чунин менамояд, ки шоир зиёдтар умр дида ва ҳатто ба пирӣ расида будааст. Бинобар ин, соли таваллуди ӯро 1288 ҳиҷрии камарӣ шумо
ридан дуруст нест.

Барои он, ки Ноҷӣ ба районҳои Рӯшон ва Шуғнон бисьёр сафар кардааст ва муддате ҳам дар он районҳо бо ҳамроҳии ҳокимон Эшонқулибекбӣ ва Мирзо Йӯлдошбӣ истиқомат кардааст, забони Шуғнониро хеле хуб медонистааст. Ғазали зерини шоир, ки бо забони шуғнонӣ ва тоҷикӣ ба таври шиpу шаккар гуфта шудааст, ба дурустии ҳамин фикр гувоҳӣ медиҳад.

Ғазал ин аст:

Маҳваши лап[1] башанди[2] гулрухсор,
Луди[3] бо ман ба лаъли шаккарбор.
Оразаш хиру[4] абрӯвонаш теғ,
Тар[5] пуро[6] яд[7] бигуфтамаш бисьёр,
Лудум[8] эй нозанини шаккарлаб,
Ба[9] мур[10] дак[11] аз лабон ду: се, чор.
Ят[12] ба паҳлуи ман нишаст он гул,
Додӣ[13] гулҳо ба гӯшаи дастор.

---

[1] *Лап* — бисьёр.
[2] *Башанд* — хуб.
[3] *Луди* — гуфт.
[4] *Хир* — офтоб.
[5] *Тар* — ба.
[6] *Пуро* — пеш.
[7] *Яд* — биё.
[8] *Лудум* — гуфтам.
[9] *Ба* — буса.
[10] *Мур* — ба ман.
[11] *Дак* — деҳ.
[12] *Ят* — омад.
[13] *Додӣ* — зад.

Даст дар гарданаш чудум[1] маҳкам;
Нустум[2] андар бараш ба-д-ин атвор.
Цеми[3] оҳувашаш ба сад ишва,
Путчи[4] новакаш намуд афгор
Лафзи шуғнию ҳарфи дарвозӣ,
Ноҷиё, ширу шакарат гуфтор.

Метавон гуфт, ки Ноҷӣ дар таърихи адабиёти тоҷик аввалин ва ягона шоирест, ки забони шуғниро бо забони тоҷикӣ омехта, ба тарзи ширу шаккар, шеъри хеле хуберо эҷод кардааст. Ин ташаббуси шоир шоистаи тақдир ва таҳсин аст. Зеро ӯ бо ин роҳ зиёда аз 18 калимаи хоси забони шуғниро ба шакли хаттӣ ёддошт мекунад.

Ноҷӣ на танҳо забони шуғнонӣ, балки забони ӯзбекиро ҳам хеле хуб медонистааст. Ғазали зеринро ба таври ширу шаккар ба тоҷикӣ ва ӯзбекӣ эҷод намудааст:

Теғи абрӯяш ба қатлам шуд намоён кундаланг[5].
Бар ҷигар з-он новакаш захмест пинҳон кундаланг.
Моҳи ман ошуфтарух сӯям накард ӯт-ӯтлари[6],
Дида моро бар дараш афтода ғалтон кундаланг,
Як щаби хилват бирафтам шуд садои сан ким дур[7],
Бар дари бораш бидидам хоб, дарбон кундаланг.
Во кашидам ман зи ҳаҷраш оҳ эсиз кӯрмадим[8],
Дуду охам бар фалак мерафт печон кундаланг.
Моҳи иди оразаш бар осмон чиқди кеча[9],
Дасту пои ҷон бибастам баҳри қурбон кундаланг,
Сунбулӣ хат даври ораз олган-олган ҷойлари[10],
Баста дар пеши нигаҳ саф ҷӯши райҳон кундаланг.
Як шабе пайғом кард он ёр енди келаман[11],
Ноҷӣ чашмаш чор андар роҳу ҳайрон кундаланг.

---

[1] *Чудум* — кардам.
[2] *Нустум* — пишастам.
[3] *Цем* — чашм.
[4] *Путч* — мичгон.
[5] *Кундаланг* — катъӣ, ҷиддӣ.
[6] *Ӯт-ӯтлари* — гузаред—гузаред.
[7] *Сан ким дур* — ту кистӣ.
[8] *Эсис кӯрмадим* — афсус, ки шуморо надидам.
[9] *Чиқди кеча* — дирӯз ба осмон баромад.
[10] *Ҷойлари* — ҷой гирифтааст.
[11] *Енди келаман* — акнун меоям.

Ноҷӣ бо халқи маҳаллии Дарвоз алоқаи зич дошта, дар байни онҳо шоири азиз ва боэҳтиром будааст. Шӯҳрати шоирӣ ва хушкаломии ӯ дар Дарвоз то дараҷае мерасад, ки сокинони он ҷо то кунун ҳам суханони ҳазломез, шӯхӣ ва мазҳакаро аз номи ин шоир ва шоири дигари Дарвоз Роҷӣ бофта, бо иборан: «Ноҷӣ бигуфт ба Роҷӣ» ва «Роҷӣ бигуфт ба Ноҷӣ» бо якдигар ҳазлҳои ғафиқона мекунанд. Ин гуна шӯҳрати Ноҷӣ аз он ҷо ҳам ба вуқӯъ омадааст, ки ӯ як қисми ашъори худро, бо шеваи маҳаллӣ (бо иборан худаш «лафзи дарвозӣ») эҷод мекардааст. Аз ин ҷост, ки ашъори шоир бе душворӣ дар байни ҳамдиёронаш паҳн гардида ва шӯҳрати ӯро тез меафзудаанд.

Гуфтан мумкин аст, ки баъд аз шоир Ёрии Дарвозӣ (Ванҷӣ) Ноҷӣ шоири дуюм аст, ки дар баробари шеърҳои ба забони адабӣ ба шеваи халқи маҳаллӣ бисьёртар шеър навиштааст.

Ин гуна тамоили ба шеваи маҳаллӣ шеър эҷод карданн Ноҷӣ гувоҳи он аст, ки ӯ ҳамчун намояндаи табақаҳои поёнии ҷамъият ва шоири боистеъдод, завқ, дониш ва дигар хусусиятҳои халқи ватани худро ба назар гирифта, ба шеваи ба онхо маъқулбуда, шеър мегуфтааст. Барои мисол, ғазали зерини шоирро, ки дар тазмини Ҳофизи Шерозӣ гуфта шудааст, хонем:

### Ғазал ба лафзи дарвозӣ

Ало ё ҳай ҳа луливаши ҳайкалҳамоилҳо,
Шиям[1] калкоти[2] ҳшбура сабук ҳамранги каҳгилҳо.
Зи пун[3] то сар хату холи ҳалилун ҳоламе кушта,
Ҳш ай сар, сабр ай дил, фарра ай тан баста
махмилҳо.
Набаста вожуки[4] дӯстӣ дар гарданум якраҳ.
В-ӯ сохти санги мармар дошт дил дар ҳалли
мушкилҳо.
Лабе бурояʼ[5] чун ғунча, агар гап мезана тӯтӣ,
Ҳасал, шаҳду шаккар реза, биёву кун тановилҳо.
Бувад дар чашми ман рафтори ӯ кавги саҳаргоҳӣ,

---

[1] *Шиям* — шудам.
[2] *Калкот* — гаранг.
[3] *Пун* — поён.
[4] *Вожук* — ресмон.
[5] *Буроя* — баровард.

Замин миннат куна, раҳ мерава армун дар дилҳо.
Буровард усма зову[1] сурма бо чашмои шаҳлоиш,
Сафеда сурхӣ бо линҷо[2], хане[3] бо панҷа гул-гулҳо.
Ғапучк[4] дар таи бори ғамш, Ноҷӣ, чупук[5] мундум[6],
Надо рӯ бо мун ҳаргиз амқадар[7] шим[8] зору моилҳо.

Бинобар он, ки Ноҷӣ бештар ба халқи меҳнатӣ унс ва нишасту бархост доштааст, ҳокими он ҷо Йӯлдошбӣ (Дой) ин рафтори ӯро написандида, дар ҳаққи ӯ чунин ҳаҷверо менависад:

Аё эй Ноҷии олудакирдор,
Сухан дорам ба ту аз захму озор.
Шудастӣ косалеси кӯҳнапӯшон,
Ки ин одат туро омад зи даввор.
Накардӣ сӯям асло ҳеҷ ҳарфе,
Намак гирад, шавӣ ҳам кӯру карвор.
Зи аввал шуд туро ризқ аз дари кас,
Ба гирди косаи мардум магасвор.
Накардӣ панди Дой бар сару гӯш
Ки хоҳӣ шуд зи дунон ҳам ба озор.

Аз ғазали боло вайрон шудани муносибати ҳоким бо шоир Ноҷӣ хеле равшан ба назар мерасад.

Аз баъзе тахминҳо чунин менамояд, ки баъд аз ин ғазали ҳаҷвии Дой, шоири дигари Дарвоз — Хокии Дарвозӣ ба мудофиаи Ноҷӣ баромада, Доиро ҳаҷв мекунад. Дой он ҳаҷвро хонда шоир Хокиро дар шеъри дигараш гӯшмол додааст.

...Андар баёз дидам, Хокӣ зи мо сухан ронд,
Гаҳ менавозадам дил, гоҳе диҳад алам ҳам.
Аспе, ки хушлагом шуд, ӯро чӣ ҷои қамчин,
Ҳамчун ҷиранди мо дон, набвад варо масал ҳам.
Чун тойи сурхи бадрав, каҷ меравад ба ҳар роҳ,
Лозим адаб диҳад кас, шояд шавад, ки аълам...

---

[1] *Зо* — задан, кашидан.
[2] *Линҷо* — линҷҳояш, рӯй.
[3] *Хане* — ҳино.
[4] *Ғапучк* — маҷақ, пачақ.
[5] *Чупук* — маҷақ.
[6] *Мундум* — мондам.
[7] *Амқадар* — ин қадар.
[8] *Шим* — шудам.

Шоир Хокӣ аз итоб ва тарси қамчини ҳоким маҷбур шуда, дар ҷавоби ӯ мухаммасе навиштааст, ки дар он афви гуноҳи худро аз ӯ металабад. Як банди он мухаммас чунин аст.

...Дар он замон, ки ин дун, аз хизматат ҷудо буд,
Ҳайрони хеш в-он дам, дар фикр мубтало буд,
Як ҳарфи ломаонӣ, андар қалам адо буд,
Ҳарчанд кардаамро, он воқеъ-ул-ҷазо буд,
Гаштам хиҷолат аз вай, чун он ҷаноб дида...

Ноҷӣ ҳам мисли ҳамаи деҳқонони он давраи Дарвоз, умрро ба муҳтоҷӣ ба сар бурдааст. Аз аҳволи бади Ноҷӣ байти зерини ӯ низ гувоҳӣ медиҳад:

Булбулӣ, вале, Ноҷӣ, ҷон ба маркази минқор,
Туҳфа нолае дорад, арзи нотавониҳо.

Ғайр аз гуфтаҳои боло оид ба таҳсил, аҳволи оилавӣ ва лаҳзаҳои дигари ҳаёти Ноҷӣ маълумоте ба даст надорем.

Ноҷӣ девони ашъори худро тартиб надода бошад ҳам, миқдори ашъораш ба ҳаҷми як девон мерасад. Чи тавре ки дар боло зикр ёфт, шоир Ноҷӣ ва Доии Бухорӣ аз худ баёзи дастхатеро, ки ҳоло дар зери рақами 819 захираи дастхатҳои АФ Тоҷикистон нигоҳ дошта мешавад, ба мерос гузоштаанд.

Дар баёзи мазкур 62 ғазал, 34 мухаммас, 2 мусаддас, 4 таърих, як ҳамд ва як наът, 5 рубоӣ, як мувашшаҳ, як ғазали ҳаҷвӣ ва 2 фард аз ашъори Ноҷӣ дарҷ ёфтааст, ки ҳамаи ин 1246 байтро ташкил медиҳад. Аз ашъори то кунун ба дастомадаи шоир чунин менамояд, ки ӯ асосан, шоири ғазалсарост ва ғазалро бо услуби қадим фаҳмо ва равон месарояд. Тазкиранависи охирҳои асри XIX ва ибтидои асри XX Абдӣ дуруст ва бемуболиға қайд кардааст, ки «Ноҷӣ шоири хуштабъ ва ширинкалом аст». Аз мухаммасоти шоир равшан аст, ки ӯ шоири маҳдуди дониши маҳаллӣ набуда, доманаи дониши васеъ доштааст ва таърихи адабиёти тоҷику форсро хеле хуб медонистааст. Аз ин ҷост, ки Ноҷиро на ҳамчун шоири маҳаллии Дарвоз, балки шоири ҳамаи адабиёти тоҷик донистан лозим аст.

Бояд гуфт, ки Ноҷӣ ба эҷод кардани мухаммас завқи зиёде доштааст, ӯ мухаммасро аз рӯи мазмун ва ҳам

аз рӯи интихоби калима ва ибораҳо ба ғазали мухаммасшаванда хеле наздик мекунад.

Аксари ғазалҳои Ноҷӣ мазмуни ишқӣ доранд ва шоир дар ин мазмун бисьёр ғазалҳои хуб ва ҷонгудоз эҷод намудааст. Ҷолиби диққат он аст, ки Ноҷӣ дар ҳамаи ғазалҳои лирикии худ васфи маҳбубаи худ, шикоят аз он, лаҳзаҳои ҳаҷру фирок, ҳолати рӯҳии худ ва маҳбубашро тасвир намуда, ба мисли баъзе шоирони ҳамзамонаш, аз паи тавсифи ишқи илоҳӣ (абстрактӣ) нарафтааст. Ӯ дар ғазалҳои худ ишқи ҳақиқии инсонира тавсиф намудааст. Маҳбубаи ӯ дар самовот, набуда, аз одамони рӯи замин мебошад.

Барои он, ки Ноҷӣ ошиқи шахси реалӣ ва тасвиркунандаи лаҳзаҳо ва ҳолатҳои гуногуни инсон аст, ғазалҳои ӯ аз фикрҳои пурпечутоби хурофотӣ ва тасаввуфӣ озод буда, қариб, ҳеҷ як тобишҳои динӣ надоранд. Шоир Ноҷӣ шахси зоҳид ва гӯшанишин, дуньёбезор набуда, баръакс ҷаҳон ва неъматҳои ӯро дӯст медорад. Шоир дар ғазали зерин орзуи дил ва ҳаётдӯстии худро чунин изҳор мекунад.

Чу хуш он замон, ки ёре бувадаш чу моҳрӯе,
Ману сояҳои беде ба канору тарфи ҷӯе.
Ҳама гуфтугӯву нозе, қадаҳи маеву соқӣ,
Сари сулҳу иттифоқе, ба миёна гуфтугӯе.
Ҳама шаш ҷиҳат пур аз гул, ба чаман навои булбул,
Зи уруҷу аз таназзул, ба хирому ҷустуҷӯе.
Қаламеву табъи мавзун, варақеву ҳалли тилло,
Ғазалеву базлагӯӣ, бари васфи мушкмӯе.
Чи таровати муҳайё, ҳама ишрат аст пайдо,
Ки нишаста ҳар ду, Ноҷӣ, ба мазоқ рӯ ба рӯе.

Чи тавре ки аз мазмуни ғазали боло дида мешавад, шоир Ноҷӣ аксари ғазалҳои худро дар «васфи мушкмӯён», хубрӯён, санамҳо, дилбарони сарвқаду симандом ва «сиёҳчашмони Дарвоз» эҷод кардааст. Мана якчанд ғазалҳои ишқӣ (лирикӣ)-и шоирро хонем (бар тазмини Нозими Ҳиравӣ гуфта):

Як ишорат зи ту, чун ашк давидан аз ман,
Як иноят зи ту, аз хеш буридан аз ман.
Ишва бинмудану дил бурдану рафтан аз ту,
Мурғи бисмилшуда дар хок тапидан аз ман.

Зуд бигзаштану нодидану рафтан аз ту,
Ҷома бидридану сад наъра кашидан аз ман.
Вахшисон рафтану таъҷил намудан аз ту,
Дом овардану дар роҳ танидан аз ман.
Шеваҳо кардану айёрӣ намудан аз ту,
Хуни дил хӯрдану хуноба гиристан аз ман.
Накҳат ангехтан аз зулфу вазидан аз ту,
Атса овардану анфос шамидан аз ман.
Ноҷиро бурдану оғӯш гирифтан аз ту,
Бӯсаҳо додану табхолагазидан аз ман.

* * *

Турки ман навбаҳорро монад,
Оразаш лолазорро монад.
Ғамзаи шӯхи чашми шаҳлояш,
Ханҷари обдорро монад.
Ҳар хами теғи абрувони ӯ,
Гардани зулфиқорро монад...
Бӯсае гар ба ошиқаш бахшад,
Гавҳари обдорро монад.
Соиди симу соқи симинаш,
Маскаи беғуборро монад...
Табъи Ноҷӣ ба васфи хубии ӯ,
Дар ҷаҳон ёдгорро монад.

* * *

Дилбари маҳлиқои ман, рух бинамо, ҷигӣ-ҷигӣ!
Ними шабе барои ман, зуд биё, ҷигӣ-ҷигӣ!
Чанд кунам ҷигӣ-ҷигӣ, эй бути шӯхи сангдил?
Рафта чу дуд оҳи ман, сӯи само, ҷигӣ-ҷигӣ.
Нолаи зору сӯзи дил, аз ғами ҳаҷри рӯи ту,
Рӯи замин гирифтаву сахни ҳаво, ҷигӣ-ҷигӣ!
Гар надиҳӣ ту доди ман, ними шабе зи дарду оҳ,
Рӯй бар осмон кунам, пеши худо ҷигӣ-ҷигӣ!
Ҳусни ту ҷонфазои ман, лаъли лабат давои дил,
Як нафас аз барои дил, лаб бикушо, ҷигӣ-ҷигӣ!

Дӣ зи хаданги ғамзаат захм расида бар ҷигар,
Ҷон ба лабам расида з-он тири қазо ҷигӣ-ҷигӣ!
Ноҷӣ аз ин ҷигӣ-ҷигӣ ҳеҷ аҷобате нашуд,
Сӯи ҳадаф ба муддао тири дуо — ҷигӣ-ҷигӣ!

* * *

Ту маро дил деҳу девона шудан аз ман бин,
Илтифоте кунун мастона шудан аз ман бин.
Парда бардор зи рух — гӯшаи ораз бинамо,
Баъд аз он бесару сомона шудан аз ман бин.
Шамъи рухсор барафрӯзу ба маҷлис бинишин,
Болу пар сӯхта парвона шудан аз ман бин.
Нимғунче назар андоз ба пероян ноз,
Шаъбада кардану девона шудан аз ман бин.
Қавси ҷоду бикушо, гӯшаи абрӯ бинамо,
Ба ҷаҳон волаву афсона шудан аз ман бин.
Шаммае шомили ҳолам зи иноят гардон,
Оқилу комилу фарзона шудан аз ман бин,
Гоҳ-гоҳе бинавозам зи сари лутфу карам,
Ҳарфи мавзуну ҳарифона шудан аз ман бин.
Бишумур Ноҷии дой зи муқимони дарат,
Аз худу аз ҳама бегона шудан аз ман бин.

Ноҷӣ ғайр аз он, ки ба баъзе ғазалҳои лирикии Шоҳин мухаммас бастааст, бар якчанд ғазалҳои ӯ назира менависад. Яке аз ин гуна ғазалҳои Ноҷӣ бо матлаи зерин сар мешавад:

Эй, лабат найшакару орази ту лола барин,
Вараќи гул бари рӯи арақат, жола барин...

Ғазали дигар бар пайравии Шоҳин чунин аст:

Чӣ тазаллум, ки ба ман он бути ғаммоз накард,
Наргиси фитнаи ӯ шаъбада эъҷоз накард.
Ситаму ҷавру ҷафое, ки аз ӯ дидам ман,
Ҳеҷ душман ба адоват дигар оғоз накард.
Зада фарқи сари ман теғ ба унвони ӯ,
Бар сари шамъ чунин ҳам даҳани гоз накард.
Ман аз ин бахти баду толеи худ тарсонам,
Ба қоторе зи рақибон сухани роз накард.
Хуш бигуфт Шоҳин аз ин ваҷҳ ғазал, эй Ноҷӣ,
«Чӣ ҷафоҳо, ки ба ман он бути танноз накард».

* * *

Шӯрида сарам, бистари роҳат кию ман кӣ?
Барқи шарарам, болиши фурсат кию ман кӣ?

Ҷавволаи оташкадаи шуълаи оҳам,
Андешаи гул кардани ишрат кию ман кӣ?
Доғест ба дил дуд бароянд зи димоғам,
Бӯидани гулбодаи накҳат кию ман кӣ?
Дар гӯшаи ҳиҷронкадааш ҳаст мақомам,
Ёди фараҳи лаззати суҳбат кию ман кӣ?
Парвонааму қуввати дидор надорам,
Маҳви назарам, қудрати тоқат кию ман кӣ?
Тири ғазаб андохт гузашт аз ҷигари ман,
Дархостани марҳами улфат кию ман кӣ?
Бар қоматаш ороста пироҳани шӯхӣ,
Ҷанги ману домони қиёмат кию ман кӣ?
З-ин баъд сари Ноҷию хоки дари маҳваш,
Завқи тараби хонаи хилват кию ман кӣ?

* * *

Ҳар қадар болид мавҷи изтироби зиндагӣ,
Қас нашуд з-ин даври гардун комьёби зиндагӣ.
Як нигаҳ фурсат надорад бурдуборӣ то ба кай?
Бар сари мавҷ аст буньёди ҳубоби зиндагӣ.
Шуълаэҷод аст дорад хомсӯзиҳо ҳавас,
Гирьяд аз нопухтакомиҳо кабоби зиндагӣ.
Хандаи гул муфт бе чоки гиребоне мабод,
Риштаи тамҳид дорад печутоби зиндагӣ.
Дидаи махмури мастӣ завқи сахбо кай диҳад,
Сархушиҳо нест дар ҷоми шароби зиндагӣ.
З-ин тамошои чаман оғӯши ҳамрангӣ маҷӯй,
Барқпардоз аст тоби офтоби зиндагӣ.
Хотири ҷамъе набошад мардуми наззораро,
Лола ҳам дар чашм дорад доғу тоби зиндагӣ.
Дод сад мифтоҳи найрангу тараб бар дасти даҳр,
Як гиреҳам во нашуд з-ин қуфли боби зиндагӣ.
Ноҷӣ, оҳанги тараб з-ин зиру бам кай гул кунад?
Ҷуз мухолиф нест ин тори рубоби зиндагӣ.

## Мухаммаси Ноҷӣ бар ғазали Ҷомӣ

То кай зи ғамат ҷомаи ҷон чок даридан?
Дорам зи маи ишқи ту уммеди чашидан.
Ором ба васли туву аз ҳаҷр рамидан.
Чанд аз дигарон васфи ҷамоли ту шунидан?
Хуш он, ки муяссар шавадам рӯи ту дидан.

Гаҳ моҳ туро хонаму гаҳ меҳр гузинам,
Гоҳе ба хаёли ту ба ҳар гӯша нишинам,
Ёди нигаҳат бурд ба ғорат дилу динам,
Тарсам равам аз хеш агар рӯи ту бинам,
З-инсон, ки шавам маст зи номи ту шунидан.

То боди сабо бар гули рӯи ту вазида,
З-он нафҳа машоме дили ошуфта шамида,
Ҷон накд ба каф карда харидор расида,
Аз ашки худ омӯхтам, эй мардуми дида,
Оғушта ба хун пеши ту ҳар лаҳза давидан.

Гул чок зад аз рашки лабат ҷайби шикебой
Сунбул паи побус дамад то қадамосой
Во карда мижа бол, ки дар дида кунад ҷой
Қабк арчи ба рафтор басе тез ниҳад пой.
Дасташ надиҳад бо ту дар ин шева расидан.

Аз ҳаҷри ту дорам ҳама вақт ҳоли табоҳе,
Ҳар лаҳза ба ёди ту бигирам сари роҳе,
Аз баҳри худо, соз ба ман ними нигоҳе,
Моро набувад тӯҳфа ба ҷуз нолаву оҳе.
Он ҳам натавон пеши ту густох кашидан.

Барқи нигаҳе зад ба ҷигар наргиси шаҳло,
Сар то қадамам шӯъла барафрӯхт ҳувайдо.
Сафрои ҳавас сӯхт дамид оташи савдо,
Аз хуни дилам баски равад таб сӯи боло,
Хунобаи дил хоҳадам аз бом чакидан.

Хуш давлати ҷовид касе рӯи ту бинад,
Қуфле ба лаб овардаву меҳри ту гузинад,
Ноҷӣ чӣ ғубор аст, ки бар роҳи ту шинад,
Ҷомӣ кӣ бувад то гуле аз рӯи ту чинад,
Эй кош, тавонад хасе аз роҳи ту чидан.

### Мухаммаси Ноҷӣ
### бар ғазали Соиби Исфаҳонӣ

Ёди Лайлӣ ақли Маҷнун бурда шайдо мекунад,
Фикр дар дил ҷой гирад зуд савдо мекунад.
Хандаи лаълаш парешон мавҷи саҳбо мекунад.
Ҳар кӣ он лабҳои майгунро тамошо мекунад.
Чашм мепӯшад зи ҳайронӣ даҳан во мекунад.

Шӯҳрати зебоиаш пур кардааст офоқро,
Хат ба даври сафҳааш ороста авроқро,
Рӯи моҳаш нур бахшад дидаи муштоқро,
Аз нигоҳе медиҳад ҷон чашми ӯ ушшоқро
Наргиси бемор иң ҷо кори Исо мекунад.

Дидаи ғаммоза шарҳи ҳоли дил созад баён,
Оҳи дардолуд ашке мефишорад давдавон.
Нақши тасвири парешонӣ диҳад бар ину он,
Беҳиҷобӣ орзуро мекунад мутлақ аён
Хандаи гул дасти гулчинро ба худ во мекунад.

Ишва дорад гулфурӯше то ки ояд ҷилвагар,
Шеваи хати лабаш арзе диҳад файзи саҳар,
Ҷӯши нозаш мавҷ боло кард бикшудӣ дигар.
Аз сароҳӣ гар зиён дорад касеро дар назар,
Шохи гул дасте, ки дар гулзор боло мекунад.

Дӣ хаёлам рафт сӯяш, гашта пурсидам аз ӯ,
Дидамаш навъе аросоне, ки тарсидам аз ӯ,
Ноҷиё, ин нозу унвоне, ки фаҳмидам аз ӯ,
Соиб ин ҳусни ба сомоне, ки ман дидам аз ӯ,
Дидаи оинаро сер аз тамошо мекунад.

## Мухаммаси Ноҷӣ
## бар ғазали Шоҳини Кӯлобӣ

Эй сабо оҳиста рав, аз хоб бедораш макун!
Раҳм хӯр бар он гули тар, сайри гулзораш макун!
Эй каманди турраи Чин, қоматат бораш макун!
Эй хати мушкин, ватан бар тарфи рухсораш макун!
Равнақи ҳуснаш мабар, беқадру миқдораш макун!

Чеҳрааш дар мулки хубӣ ҳаст зебо дилбаре,
Лолаи тар, филмасал, ёқути некӯаҳмаре,
Аз арақ дорад ҳуҷуми ҷавҳаросо лашкаре,
Гарчи ту султони ҳуснӣ, дорад ӯ ҳам кишваре,
Бар Азизи кишваре лашкар макаш, хораш макун.

Ламъаи нур аст гӯӣ партави дидори ӯ,
Лаъли раммонист он лабҳои ҷавҳардори ӯ,
Аз насими субҳ бурдам шиква бо озори ӯ,
Гуфтамаш нозуктар аст аз барги гул рухсори ӯ,
Гуфт агар донӣ чунин, аз бӯса озораш макун!

Бурдборӣ пешаи худ гир аз матлаб гузар,
Сангваш бори таҳаммул каш зи ошӯбу шарар,
Ҳар қадар хорӣ диҳад он шӯхаҷдоди падар,
Сабр кун бо талхии дашноми он ширин самар,
Ё умеди ком аз лаъли шакарбораш макун.

Не туро рӯзона сабре, не сукуне дар шабат,
Хотирам дорӣ мушавваш, боз гӯ худ матлабат,
Ноҷиё, то чанд ин сӯзу фиғону ёрабат,
Гуфтамаш Шоҳин умеди бӯса дорад аз лабат,
Гуфт агар мақсуд ин аст, ҳеҷ такрораш макун!

## Мухаммаси Ноҷӣ бар ғазали Ҷазбӣ

Бадри анвар гӯямат, хуршеди рахшон-хонамат,
Ҳури ҷаннат гӯямат ё рашки ғулмон хонамат?
Ё фаришта гӯямат ё насли инсон хонамат?
Шамъи ховар гӯямат ё моҳи тобон хонамат?
Марҳами дил гӯямат ё роҳати ҷон хонамат?

* * *

Шарҳи авсофат нағунҷад бар дили мавҷи баён,
Нисбататро кай тавонам сохт ҳам бо ину он,
Ламъае аз партави рӯи ту маҳ бар осмон,
Кас надида одаме бо ин назокат дар ҷаҳон,
Ё гули боғи ирам ё сарви бӯстон хонамат.

Сарви гулзори таҷаммул гӯямат, озодаӣ,
Ғунчаро ёди табассум аз лаби худ додаӣ,
Ё паринаслӣ, надонам, ё малоикзодаӣ,
Гавҳари якдона дар бозори ҳусн афтодаӣ,
Ё фарангизодаӣ ё моҳи Канъон хонамат?

Аз хаданги новакат ҳар лаҳза дилҳо хунчакон,
Абрӯят теғи дусар, мижгони ҷондӯзат синон,
Оташе аз барқи рухсорат фитода дар ҷаҳон,
Ғамза месозию мерезӣ ту хуни ошиқон,
Ман надонам ё парӣ ё шоҳи хубон хонамат?

Ҷон харидори ту омад дил шуда девонаат,
Бурда ҳуш аз сар маро ёди лаби паймонаат,
Дидаи Ноҷӣ садаф бо ҳусни гавҳардонаат,

Мешавад Ҷазбӣ хароби наргиси мастонаат,
Ё шиои шамс ё моҳи шабистон хонамат.

## Мухаммаси Ноҷӣ

Оразаш хуршеди анвар, чеҳрааш рашки қамар,
Ҷилваааш ранги баҳору ишвааш бедодгар.
Хандааш субҳи тараб гул мекунад ёқути тар.
Ҷамъи кокул бар қафо халқе парешон нозхар.
Дод аз он гулбарги тар, фарьёд аз он барқи назар.

Дидаҳо ҳайрони рӯяш, ашкҳо мавҷи нисор,
Андалебон ҳамнаво бо он гули рашки баҳор,
Сунбули хат баста саф, маҳро гирифта бар канор,
Лола шуд гулгунқабо, аз ҳасрати ӯ доғдор,
Дод аз он гулбарги тар, фарьёд аз он барқи назар.

Душ он маҳ рӯи худ аз халқ пинҳон карду рафт.
Оламе ошуфтаву бесабру сомон карду рафт.
Оташе бар ҷону дил афганда сӯзон карду рафт.
Хотири ҷамъе ба сӯи худ парешон карду рафт.
Дод аз он гулбарги тар, фарьёд аз он барқи назар.

Ранги холаш кӯҳли биниш дар тамошо гул кунад.
Барқи рухсораш шарар дар дида ҳар ҷо гул кунад.
Хат ба даври оразаш шоми сувайдо гул кунад.
Бар дилам фикри лабаш ёди таманно гул кунад.
Оҳ аз он гулбарги тар, фарьёд аз он барқи назар.

То маҳи ман, бар рухи гулгун ниқоб андохтӣ,
Бар назар фарши алам тарҳи ҳиҷоб андохтӣ.
Чун қабои шаб ба рӯи офтоб андохтӣ,
Ништаре бар чашми Ноҷӣ аз итоб андохтӣ,
Оҳ аз он барқи назар, фарьёд аз он гулбарги тар.

## Мухаммаси Ноҷӣ бар ғазали Нодири Дарвозӣ ки Нодир бар ғазали Мушфиқӣ ҷавоб гуфтааст

Душ дидам санаме тарҳи ниқобаш ғалатӣ.
Ишваи наргиси махмури шаробаш ғалатӣ.
Турра афганда ба рухсору ҳиҷобаш ғалатӣ,
Турфа шӯхе, ки бувад бурдани хобаш ғалатӣ.
Чин зада бар рухи худ зулфи дутобаш ғалатӣ.

Ҳама ағьёр зи лаъли лаби майгун бихӯрад,
Дили ман аз алами ғуссаи ӯ хун бихӯрад.
Чашм аз хуни дилам мавҷаи ҷайҳун бихӯрад.
Бо рақибон ҳама дам бодаи гулгун бихӯрад.
Ба мани сӯхтадил нозу итобаш ғалатӣ.
Хубиаш ҳадди нисоб омадаву фарзи закот,
Аз хати ҳусн ба хубони ҷаҳон дода барот.
Зақанаш маъдани шаҳд аст, даҳан кони набот,
Шарбати лаъли лабаш кам набувад з-оби ҳаёт.
Дурди дурҷи даҳану лаъли хушобаш ғалатӣ.

Мисли рӯяш набувад ғунча дар оғӯши чаман.
Ҳамчу дандон набувад ҳеҷ ақиқе ба Яман.
Ғунча бидрида қабо аз ғами он тунгдаҳан.
Бӯи гулзори ҷамолаш на ҳамин мушки Хутан.
Руҳбахш аст, вале атру ғулобаш ғалатӣ.

Чу аҷаб табъи равоне ғазалеву дилбанд,
Килки тақрир шуда аз рақамаш дил хурсанд.
Ноҷӣ аз ғунчаи фикраш задааст гул пайванд,
Ғазали Мушфиқии хаста чу Нодир бипсанд,
Гӯяд ин турфа ҷавобе, ки ҷавобаш ғалатӣ.

## Мухаммаси Ноҷӣ бар ғазали Аҳмади Ҷомӣ

Рӯи дилдоре, ки доим нури чашмони ман аст,
Оташи савдои ӯ ҳар лаҳза бар ҷони ман аст.
Ҳалқаи гесӯи ӯ занҷири печони ман аст.
Он сиёҳ холе, ки бо рухсори ҷонони ман аст.
Ханҷари миҷгони ӯ пайваста бар ҷони ман аст.

* * *

Шӯълаи савдои ӯ бар дил занад барқи ҷунун,
Сӯхт мағзу устухон аз дида резад ашки хун.
Аз ҳаёти хеш ман умед бибридам кунун.
Чок гашта то ба доман ҷони ман омад бурун.
Ғайр аз ин сад чоки дигар дар гиребони ман аст.

* * *

Воизо, ваъзам диҳӣ биксил ту ҳам ночор аз ӯ,
Носеҳо, пандам намой, ки бишав безор аз ӯ.
Оқило, созӣ насиҳат ишқро бигзор аз ӯ.

Зоҳидо, мегӯӣ бархезу диле бардор аз ӯ.
Ман ба фармони дилам,
кай дил ба фармони ман аст.

* * *

Ҳар нафас орад сабо з-он зулфи анбар бӯи мушк,
Бар машомам мевазад ҳар лаҳза аз сӯи ту мушк.
Мефишонад дар чаманҳо қадди дилҷӯи ту мушк,
Гуфтам эй нозукбадан, меояд аз сӯи ту мушк.
Гуфт бӯи мушк набвад, гарди домони ман аст.

* * *

Аз нигоҳе, дилбари ман, ҷони моро шод кун!
Аз ғами зиндони ҳаҷрат як даме озод кун!
К-ин дили вайронаи ишқат кунун обод кун!
Гуфтам эй нозукбадан, ошиқ макуш, буньёд кун,
Гуфт ошиқ мекушам, чандон, ки хоҳони ман аст.

* * *

Гуфтамаш, эй гулбадан, аз ҳаҷри худ моро макуш!
Сар бизан, ағьёри муштоқони шайдоро макуш!
Ин гирифторон, ки баста бо ту дилҳоро макуш!
Гуфтам, эй нозуксухан,
душман бикуш, моро макуш!
Гуфт ҳазорон куштаам, имрӯз даврони ман аст.

* * *

Эй мусулмонзода, бар рӯи ту зуннори сиёҳ.
Дидаам бар кӯи ҳамроҳи ту ағьёри сиёҳ,
Моҳи рӯят чун шуда ҳамдам ба он тори сиёҳ,
Гуфтамаш, эй нозанин, бар ғарданат мори сиёҳ,
Гуфт ку мори сиёҳ? Он зулфи печони ман аст.

* * *

Ноҷии парвона месӯзад, ки биншонанд шамъ,
Ҷони ширин медиҳад к-он дам фурӯзонанд шамъ,
Мебисӯзад ҳар замоне, мебисӯзонанд шамъ,
Аҳмади Ҷомӣ зи ҳаҷрат сӯхт бар монанди шамъ,
Нури ин шамъ аз азал к-аз рӯи тобони ман аст.

Ноҷӣ ҳамчун шоири хуштабъ ва сухансанҷ бисьёр шеърҳои хубро интихоб карда ба онҳо мухаммас мебандад. Мана бар ғазали машҳури Роҷӣ ва Ҳоҷӣ чунин мухаммас мебандад, ки мо фақат банди аввал ва охирашро дар ин ҷо зикр мекунем:

Гуфтам, ки маро рӯи ту кушт, гуфт қафо чӣ?
Гуфтам, ки қадат тарҳи алиф, гуфт асо чӣ?
Гуфтам миҷаат тир бувад, гуфт нигоҳ чӣ?
Гуфтам, ки маро кушт ғамат, гуфт қазо чӣ?
Гуфтам, ки шаҳиди ту шудам, гуфт фано чӣ?

Гуфтам шуда маъюси рухат, гуфт кӣ — Роҷӣ,
Гуфтам ба тавофи дари ту, гуфт кӣ — Ҳоҷӣ.
Гуфтам, ки закотат чӣ бувад, гуфт, ки боҷе,
Гуфтам, кӣ талабгори ту шуд, гуфт кӣ — Ноҷӣ.
Гуфтам, ки вафо соз ба ман, гуфт ҷафо чӣ?

Аз мухаммасоти зикршуда дар мухаммасбандӣ маҳорати хеле зиёд доштани Ноҷӣ хуб равшан ба назар мерасад.

## ХОКӢ

Хокӣ низ аз шоирони асри XIX Дарвоз; аз ҳамзамонони шоирон Ноҷӣ, Дой, Ғофил ва Роҷӣ мебошад. Аҳволи Хокӣ хуб маълум нашуд. Вале аз рӯи баёзи рақами 819 (ашъори шоирони Дарвоз) маълум мегардад, ки шоир Хокӣ ба ҳокими он ҷо Йўлдошбӣ мутахаллис ба «Дой» ҳаҷве гуфта ва ӯ аз он (ҳаҷв ё ки танқид) бохабар шуда, Хокиро пандомез танқид кардааст. Пас аз он Хокӣ ба тариқи узрхоҳӣ ба ӯ ҷавоб менависад.

Дой ба Хокӣ чунин мегӯяд:

«...Андар баёз дидам Хокӣ зи мо сухан ронд,
Гаҳ менавозадам дил, гоҳе диҳад алам ҳам.
Аспе, ки хушлаҷом шуд, ӯро чӣ ҷои қамчин,
Ҳамчу ҷиранди мо дон, набвад варо масал ҳам.
Чун тои сурхи бадрав каҷ меравад ба ҳар роҳ,
Лозим адаб диҳад кас, шояд шавад, ки аълам.
Дой ба дил надирам мағмум шавад зи ман кас,
Гар мешавад малулӣ, бошам ҳазин ман ҳам.

Хокӣ дар ҷавоби Дой чунин менависад:

«Дар он замон, ки ин дун аз хизматат ҷудо буд,
Ҳайрони хешу он дам дар фикр мубтало буд,

Як ҳарфи ломаонӣ андар қалам адо буд,
Ҳарчанд кардаамро он воқе-ул-ҷазо буд,
Гаштам хиҷолат аз вай чун он ҷаноб дида...

Аз порчаи овардашуда маълум мегардад, ки Хокӣ ҳамзамони ҳоким Йӯлдошбии Доӣ будааст.

Хокӣ доир ба сохтмони иморати сахлу (Қалъа)-и Рӯшон ва дарвозахонаи он таърихе гуфтааст:

...Хокии бечора будам дар миёни обу гил,
Дар хаёлам мегузашт ин бақъаро шеъре биёр.
Соли таърихи иморатро биҷустам аз хирад,
Гуфт ҷамъе бар дарунаш «ғарқу каб»-ро мешумор.

Дар мисраи охирин ибораи «Ғарқ» ва «Қаб» моддаи таърих буда, ба ҳисоби абҷад ба адади 1322, мутобиқ ба соли 1904—1905 мелодӣ баробар мебошад. Аз ин ҷо маълум мешавад, ки Хокӣ то соли 1905 дар қайди ҳаёт будааст. Девонаш маълум нашуд, вале дар баёзу ҷунгҳои асри XIX ва ибтидои асри XX ашъораш дучор мешавад. Ашъори зерин аз табъи Хокист:

Аз ҳаҷри ту хуни дилам аз дида чакида,
Ин қомати афсурда зи ҷабри ту хамида.
Савдозадаи ишқи туам дардкашида,
Эй, ҳамчу парӣ аз мани девона рамида,
Сад бор маро дидаву гӯё, ки надида.

Андар ғами ту нест маро сабрею тоқат,
Чашмам нигарон ҳар нафасе сӯи висоқат,
Шояд, ки бувад як назар аз васлу садоқат,
Дарьёб, ки мотамзадаи рӯзи фироқат,
Ҳам чеҳра харошидаю ҳам ҷома дарида.

Аз ҳаҷри висолат, ки шудам хаставу оҷиз,
Дармон зи танам рафтаву поям шуда ночиз,
Меҳнатзадаро васли ту рӯзӣ нашуд ҳаргиз,
Эй доғ бар он ошиқи маҳрум, ки ҳаргиз.
Не бо ту сухан гуфтаву не аз ту шунида.

Тири миҷҷаи ёр шуда новаки ҷонсӯз,
Дар буттаи дил оташи ишқат аламафрӯз,
Зад бар ҷигари хаста синони ситамандӯз,
Ин ашки ҷигаргун аҷабе нест, ки ҳар рӯз,
Хори ғами ӯ бар ҷигари реш халида...

Дар водии гирдоби ҷунун ғарқи мисоле,
Чун Хокии саргаштаи маҳруми висоле,
Дой ба сари кӯи ту монанди хаёлӣ,
Бар рӯи ту ин қатраи хун чист Ҳилолӣ
Гӯё, ки ба рӯи ту дил аз ғусса расида.

* * *

Гар дили маҳзун ба хотир васли дилдор оварад,
Ёди сарви қомату лаъли шаккарбор оварад.
Рӯзи равшан дар назаргоҳам шаби тор оварад,
Боғи айши ман ба ҷои гул ҳама хор оварад.
Оҳ аз ин нахле, ки ман дорам ҳамин бор оварад.

Аз вафодорӣ кунун бар ман ҷафо омад, бале,
Тири миҷгонаш ба ҷонам бехато омад, бале.
Ранги зарди ошиқи мискин гувоҳ омад, бале,
Кӯҳ аз сели сиришкам дар садо омад, бале.
Гирьяи ман сангро дар нолаи зор оварад.

Аз фироқи маҳвашу он шамъи шабафрӯзи ман,
Мешавад ҳар дам фузун аз ҳаҷр дарду сӯзи ман.
Не ба шаб орому не роҳат бувад дар рӯзи ман.
Оламе дар гирья аст аз нолаи ҷонсӯзи ман.
Навҳае к-аз дард хезад гирья бисьёр оварад.

Қай ҳавои дӯстро аз ҷон дигар барҳам диҳам,
Ҷаври хубонро ба айшу лаззати олам диҳам.
Ҳайф мебинам, ки танро ҷуз дараш ҳамдам диҳам,
Гар дили озурдаро ҷуз доғи ӯ марҳам ниҳам.
Бар дил он марҳам шавад доғе, ки озор оварад.

Вой бар чашме, ки бар рухсори ту сероб шуд,
Мубталои баҳри ишқу гардиши гирдоб шуд.
Нимбисмил ҳам тапон чун моҳии беоб шуд.
Ҳар кӣ абрӯи ту диду моили меҳроб шуд,
Зуд бошад к-аз хиҷолат рӯ ба девор оварад.

Ҷону дилро тӯҳфае оварда бар дарбори ҳусн,
Ҳар чӣ бо худ доштам кардам басе дар кори ҳусн,
Равнақфазои ҷаҳон бошӣ ту, эй солори ҳусн,
То зи хуршеди ҷамолат гарм шуд бозори ҳусн,
Ҳар дам ин девонаро савдо ба бозор оварад.

Эй мани саргашта гирди остони даргаҳат,
Орзӯ дорам, ки бошам як замоне ҳамдамат,
Хокии мискин ҳамеша нола дорад дар ғамат,
Пой бар фарқи Ҳилолӣ неҳ, ки баҳри мақдамат,
Ҳар замон сад гавҳар аз чашми гуҳарбор оварад.

Мухаммаси Хокӣ бар ғазали Дой, ки банди аввалро зикр мекунем:

Пеши чашми ишваангези ту ҷонам бисмил аст,
Субҳи иқболам саводу пои сабрам дар гил аст.
Бар забони хатна доим ин такаллум комил аст,
Эй ки аз ҳаҷрат маро чандин аламҳо бар дил аст,
Аз фироқат хуни дил гаштам, ки корам мушкил аст.

## Мухаммаси Хокӣ бар ғазали Ҳилолӣ

Ман шарбати ишқ аз дилу ҷон хӯрдаам имрӯз,
Танро ба дари дӯст гарав бурдаам имрӯз,
Лаззоти ҷаҳон ҷумлагӣ афшурдаам имрӯз,
Бархез, табибо, ки дилозурдаам имрӯз,
Бигзор маро к-аз ғами ӯ мурдаам имрӯз.

Ранҷи мани бечора фузун гашт ба ҳар дам,
Набвад ба ҷуз аз дарди ту ҳам мӯнису ҳамдам,
Аз кулфати айём ба сад дидаи пурнам,
Чун барги хазон чеҳраи ман зард шуд аз ғам,
К-ӯ он гули сероб, ки пажмурдаам имрӯз.

Аз ҷавру ҷафову ситаму меҳнати хубон,
Помоли фалак гашта ҳама ёру азизон,
Аз ҳаҷри фироқи маҳи ҳамчун гули хандон,
Имрӯз туро гар фалак оварад ба афғон,
Ман низ фиғонро ба фалак бурдаам имрӯз.

Ёро, мани маҷрӯҳ зи савдои ту ҳайрон,
Аз оташи ишқи ту ба дил рехта чандон,
Доим ба саги кӯи туам даст ба домон
Эй қиблаи мақсуд, зи ман рӯй магардон,
К-аз ҳар ду ҷаҳон рӯ ба ту овардаам имрӯз.

Сад оҳ, ки муштоқи рухи рӯи нигорам,
Дар водии ҳиҷрони ҷунун бепару болам,

Як Хокии вомандаи умеди висолам,
Бигзор Ҳилолӣ, ки ба сад дард бинолам,
Қ-аз ҷаври фалак тири ҷафо хӯрдаам имрӯз.

## Мухаммаси Хокӣ бар ғазали Ҳилолӣ

Умрҳо шуд, эй санам, ошуфтаи мӯи туам,
Зору нолон дар хаёли холи ҳиндуи туам,
Чун таноби умр бар уммеди гесӯи туам,
Нест ҳадде он, ки гӯям бандаи кӯи туам,
Дигаре гар банда бошад, ман саги кӯи туам.

Рӯят, эй маҳ, дар назар монанди моҳу осмон,
Як назар фармо бар ин бечораи бехонумон,
З-он, ки афгорам зи дардат сӯхт моро ҷисму ҷон,
Чашми шӯхат новакандоз асту абрӯят камон,
Куштаи чашми туву қурбони абрӯи туам.

Тан гирифтори фироқат, эй маҳи зебо санам,
Мисли Маҷнун зор андар водии ҳиҷрон манам,
Бесару по доимо дар кӯи ишқат медавам,
Бар умеди он, ки як дашном рӯзе бишнавам,
Солҳо шуд, ҷони ман, к-аз ҷон дуогӯи туам.

Ошиқонро ишқи маъшуқон ба ҷон парвардан аст,
Синаро ганҷинаи ғам, дидаро хун кардан аст,
Заҳрошоми балояш дам ба дам нӯшидан аст,
Гарчи, эй бадхӯи ман, хӯи ту ошиққуштан аст,
Тарки хӯи худ макун, ман куштаи хӯи туам.

Ишқбозӣ рӯи ту бо айши тан масрур нест,
Бо амирони ҷаҳон миннаткашу муздур нест.
Сар фурӯ бурдан ба дигар ғайри ту дастур нест,
Гар дили ман садраи тубӣ наҷӯяд дур нест,
З-он, ки ман дар орзуи сарви дилҷӯи туам.

Раҳм кун бар ҳоли ман, эй маҳваши ширинлиқо,
Сӯхт мағзу устухонам аз фироқат, дилбаро,
Як тараҳҳум соз бар ин хаста аз баҳри худо,
Чанд гӯӣ пой дар доман кашу ин сӯ маё,
По кашидан чун тавон, дил мекашад сӯи туам.

Сад ҷафо бар ҷони ман, эй гулрухо, анғехтӣ,
Риштаи умрам ба шамшери мижа бигсехтӣ,

Ҳамчу жола дарду ғам бар фарқи Хокӣ бехтӣ,
Ранҷа кардӣ соиду хуни Ҳилолӣ рехтӣ,
То қиёмат шармсори дасту бозӯи туам.

### Мухаммаси Хокӣ бар ғазали Доӣ

Дар чаман бӯи абиру мушкро овард бод,
Булбул аз дарду ҷафои ёр афғон баркушод,
Оҳи дардолуди маҳзунон баромад аз ниҳод,
Моҳи ман рӯзе ба хилват зулфи худро тоб дод,
Ҳамчу море ҳалқа зад бар гардану рӯяш фитод.

Ақл рафта зи сарам ҷисм шуда бисмили ӯ,
Дили пажмурда ба сад шавқ бувад моили ӯ,
Чун ду рухсораи гулгуну қади қобили ӯ,
Дидам аз дуру давидам ба сари манзили ӯ,
Мисли оҳу бирамид аз ману рафтор ниҳод.

Нолаву оҳ бикардам мани шайдо чандон,
Хуш андар паи ӯ рафту шудам саргардон,
Дили пурдарду ба рух зарду ба чашми гирьён,
Арзи аҳвол намудам зи ҷафо оҳу фиғон,
Кард лутфе ба ману гӯшаи чашме бикушод.

Ногаҳон дидаи ғамдида бад-он моҳи ду ҳафт,
Бирасиду шудам озод ман аз тобу зи тафт,
Бар рухи дилбари гулчеҳра чу гардидам зафт,
Моҳи рӯяш бинамуду дилам аз хеш бирафт,
Он чунон ҳусну малоҳат, ки на андар хур дод.

Ҷон ба хоки қадами ёр намудам ба гарав,
Эй тан, аз кӯи бутон ҳеҷ дигар дур марав,
Маҳвашо, даргузар аз зулму кунун ёрам шав,
Гуфтам, эй ҳурлиқо, аз назарам дур машав,
Варна ҷон аз паи ту зуд ҳаме хоҳам дод.

Гуфтам аз ҷону дил, эй дӯст, харидори туам,
Орзуманди лаби лаъли шакарбори туам,
Ба умеди караму лутфи гуҳарбори туам.
Даст дар гарданам андохту бигуфт ёри туам,
Ҳар ду лаб ғунча намуд, завқ ба ханда бикушод.

Чун тараҳҳум шуд аз он сарвқади дурдона,
Буду нобуди ҷаҳон ҷумла ҳама афсона,
Хокӣ дар манзари олист ва ё вайрона,

Рафт ғам аз сари Доӣ, ки шудам мастона,
Гӯё тифли дилам кард муаллим озод.

### Мухаммаси Хокӣ бар ғазали Доӣ

Банди аввал ва охир гирифта шуд.

Эй дӯст, чунон ишвагару ҳурлиқоӣ,
Набвад ба ҷуз аз ёди туам кӯи гадоӣ,
Бар маскани дил баҳри ҳазар чашм кушоӣ,
Ёрам назаре бар тани ин хаста намоӣ,
Шояд, ки шавад бар дили ғамдида давое...

Доим ба хаёли туам, эй сарви хиромон,
З-ин воқеа дорам ба ҷигар оташи сӯзон,
Дар кӯчаи уммеди ту як Хокии ҳайрон,
Доӣ ба сари кӯи ту барбод диҳад ҷон,
Ёдам накунӣ, вой аз ин рӯзи ҷудоӣ.

## ҒОФИЛ (ҒОФИЛӢ)

Ғофил аз шоирони охирҳои асри XIX ва ибтидои асри XX-и Дарвоз буда, дар деҳаи Ёгети Қалъаи хум таваллуд ва нашъунамо ёфтааст. Исми шоир Муҳаммадмурод ва исми падараш Муҳаммадсаид буда тахаллуси адабиашро гоҳ Ғофил ва гоҳ Ғофилӣ қайд мекунад. Аз рӯи тахмин, шоир дарси саводомӯзиро дар деҳаи худ гузаронида, дар ашъораш доир ба таҳсили мадраса ишорае ба назар нарасид. Роқими ин авроқ дар баъзе ҷойҳо ба китобҳои дастхате дучор омад, ки котиби онҳо Муҳаммадмуроди Ғофил будааст. Аз рӯи он нусхаҳо маълум мешавад, ки шоир хатти настаъликро хеле хуб менавиштааст. Бесабаб набудааст, ки баъзан ӯро бо унвони Мирзо Муҳаммадмурод низ хитоб мекардаанд.

Ғофил шоири шӯҳратманди замонаш будааст. Овозаи шоирӣ ва шеърҳояш аз Бухоро то ба Қобул расидааст. Мо дар китоби «Таърихи адабиёти Афғонистон» маълумоти мухтасар ва ба намунаи шеъраш дучор омадем. Аз ҷумла олимони Афғонистон қайд кардаанд, ки шоир то соли 1310/1892 дар қайди ҳаёт будааст.

Дар осори адабиаш масъала ва маълумоти тарҷимаиҳолӣ ба назар намерасад. Аммо шикоят аз каҷравиҳои замон ва норозӣ будани шоир аз замони зиндагиаш, касро ба чунин хулоса меоварад, ки шоир хело фақирона зиндагӣ кардааст. Маҳа ин байтҳо шоҳиди аҳволи ӯст:

Ман бинолам рӯзу шаб аз чарх бо ағьёр ёр,
Зоғро гулшан диҳад, тӯтии шакархор хор.
Бетамизӣ одати ин чархи кацрав будааст,
Имтиёзи ман надорад гардиши паркор кор.
Сахт хобидаст толеъ бар сари болини даҳр,
Бахти хоболуди моро, эй худо, бедор дор.
Тору пуди чархи качрав сохт бо кацтинатон,
Биксилад з-ин риштаи вожуни кацрафтор тор...
Қадрдоно, қадр нодонистан ин осори ӯст,
Мондаам бемуштарӣ дар гӯшаи бозор зор...

Мо то соли 1977-ум ғайр аз ду ғазал дигар чизе аз ашъори ин шоирро дар даст надоштем. Хушбахтона, экспедицияи Институти забон ва адабиёти АФ Тоҷикистон соли 1977-ум аз деҳаи Қалъаи Ҳусайн як нусхаи девони нопурраи ашъори шоирро ба даст овард.

Нусхаи мазкур аз 47 вараҳи (15×21,5) иборат аст, ки бо сиёҳии бунафшаранг ба рӯи дафтари талабагии замони мо, бо хатти настаълиқи начандон хуб, навишта шудааст. Ин китоб асосан аз ду қисм иборат аст. Аз вараҳи аввал то вараҳи 25 достоне омадааст, ки онро «Қиссаи ҷанги духтари Қайсари Рум» номидаанд. Аз вар. 25 то вар. 27 як ғазали шоир Шӯхӣ, 2 ғазал ва як мухаммаси шоир Хоҷаи Дарвозӣ ва аз вар. 28 то 47 ашъори ба шакли ғазал ва мухаммас гуфтаи шоир Ғофил ҷой гирифтааст, ки 42 ғазал ва 8 мухаммасро дар бар гирифтааст.

Қисми аввали китоб, ки «Қиссаи ҷанги духтари Қайсари Рум» аст, пурра нест ва ин ноқисиятро котиби нусха қайд кардааст. Аз достон ҳоло 800 байт боқӣ мондааст, ки бо байтҳои зерин оғоз меёбад:

Яке духтаре буд соҳибҷамол,
Ба он Қайсари Руми соҳибхисол.
Чиҳил чордаҳ зулфу абру каманд,
Қавӣ буд бо зӯру лабҳо чу қанд.
Хиҷил буд аз рӯи ӯ офтоб,
Ба ҳуснаш мусалло бувад офтоб...

Аз ашъори шоир чунин менамояд, ки ӯ дар ашъораш ғояҳои пешқадамро ба хонандаи худ пешкаш менамояд. Бисьёр шеърҳои ин шоир дар васфи гули Садбарг, Бунафша, Насрин, Наргис ва гулҳои дигар, васфи баҳор ва зебоии табиат ва монанди инҳо гуфта шу-

даанд. Аз шеърҳои шоир шахси ҳаётдӯст ва ба аҳли тасаввуф чандон побаст набуданаш ба назар мерасад.

Сабку услуби шоир, ҳамчун бисьёр шоирони дигари кӯҳистон, содда, мебошад, ки ба адабиёти даҳанакии халқ бисьёр наздик будани лафзу ибороташ равшан маълум мегардад. На танҳо соддагии забон, балки радифу қофияҳои ғазалҳои ӯ низ ба радифу қофияҳои суруду таронаҳои халқӣ тамоман наздик ва қаробат дорад. Ба ин фикр матлаъҳои зерини баъзе шеърҳои шоир гувоҳ шуда метавонанд:

Ошиқ бигуфт, ба маъшуқ, эй ёри меҳрубоне,
Бе ту надорам ҳаргиз, як рӯз зиндагонӣ,
Вақти шубоб бошад, ин олами ҷавонӣ.
Дил бурдӣ аз ман, эй дӯст, ҷон аз бадан ситонӣ,
Ин аст тариқи ошиқ, эй ҷон, агар бидонӣ.

Ё ки:

Дилам чун булбули гӯёст имрӯз,
Зи ишқи рӯи гул шайдост имрӯз.

Боз:

Эй бути ширинхисол, дасти ману доманат,
Дилбари нозукхаёл, дасти ману доманат.

Боз:

Парирӯи гуландоме дар ин айём пайдо шуд,
Қаманди зулфи ӯ печиду побанди дили мо шуд.

Боз:

Саломат мекунам, эй ёри дилбар,
Қадат нозуктар аз сарву санавбар.

Боз:

Як шаб ба хоб рафтам, дидам ҷамоли он ёр,
Аз шӯълаи ҷамолаш маҷнунсифат гирифтор...

Боз:

Моро ҳаваси дидани он рӯи нигор аст,
Оинаи дил занг зада пур зи ғубор аст.

Ё ки:

Як парирӯ ҳамраҳи худ доимо мебоядам,
Бӯса аз лабҳои ӯ шому сабо мебоядам!..

Аз намунаҳои овардашуда хеле равшан аст, ки шоир аз услуб ва тарзи гуфтори адабиёти даҳанакии халқ истифода бурда ва сарчашмаи ашъораш асосан адабиёти даҳанакии халқ будааст. Пайваста ба ин, шоир ҳам худаш чун намояндаи адабиёти халқӣ (маҳаллӣ) ба назар мерасад.

Ба таври хулоса гӯем, Ғофил яке аз шоирони хуби охири асри XIX ва ибтидои асри XX тоҷик будааст. Ашъори зерин аз табъи ӯст.

### Аз ғазалиёт:

Намедонам, ки шарҳи дилбари дилдор бинвесам,
Кадомин ғуссаи дилро кунам изҳор бинвесам.
Намедонад фироқи дӯсти мо ҳоли дили шайдо,
Зи ишқи он парирӯ дар ҳама гуфтор бинвесам.
Гаҳе аз чашми масти ӯ гоҳе аз зулфи печонаш,
Гаҳе аз қомати сарву рухи гулнор бинвесам.
Хаданги тири мижгонаш ба сина мерасад доим,
Зи ҷаври тири ишқи ӯ дили афгор бинвесам.
Такаллум гар кунад доим чу тӯтӣ дар сухан гуфтан,
Табассум дар лабаш ширин чу шаккарвор бинвесам.
Лабаш қанду забонаш дар даҳон чун пистаи хандон,
Ду абрӯяш хамида чун ҳилоли чор бинвесам.
Нигоҳи ғамзааш дил бурд доим аз манӣ Ғофил,
Кунам изҳор шарҳи дилбару он ёр бинвесам.

* * *

Ман бинолам рӯзу шаб аз чарх бо ағьёр ёр,
Зоғро гулшан диҳад, тӯтии шаккархор хор.
Бетамизӣ одати ин чархи каҷрав будааст,
Имтиёзи ман надорад гардиши паркор кор.
Сахт хобидаст толеъ бар сари болини даҳр,
Бахти хоболуди моро эй худо, бедор дор.
Тору буди чархи каҷрав сохт бо каҷтинатон,
Бигсилад з-ин риштаи вожуни каҷрафтор тор.
Орзуро дар дуо аз ҳақ ҷуз ин мақсуд нест,
Ҳар киро дархурди ҳолаш дор андар вор вор.
Ё раб, аз адлат ба ҳар кас ҷодае фармо чунин,
Булбулонро бахш гулшан, зоғ бо мурдор дор...
Қадрдоно, қадр нодонистан ин осори ӯст,
Мондаам бемуштарӣ дар гӯшаи бозор зор.
Ҳар қадар саъйе намудам ҳарфи ман мавзун нашуд.

Дорам андар гӯшаи хотир аз ин ашъор ор.
Шохи матлаб бас баланд афтод, Ғофил, чора нест,
Бар муроди номуродиҳо шудам ночор чор.

* * *

Бо азми сари кӯи ту ҳаргаҳ, ки хиромам,
Даврон сари таслим ниҳад зери лаҷомам.
Бар ёди рухат шаб чу кашам оҳи ҷигархун,
То субҳ дамад сад чамани лола ба бомам.
Эй шамъи сафобахши дилу кулбаи маҳзун,
Ҳамчун саҳари ид дурахшон зи ту шомам.
Ҳаргаҳ сухан аз хулқи ҷамили ту намоям,
Сад бӯй қаранфул дамад аз тарзи каломам.
Ғофил зи сари лоф ба ҷамҳури рақибон,
Дар ҳазрати султони ҷаҳон гуфт ғуломам.

## Ғазали чой

Аҷаб чиз аст дар дуньё, ки камьёб аст дар ин даврон,
Агар рӯзе хӯрӣ аз вай шавад ҷону дилат шодон.
Аҷоиб асл дорад ӯ, ки фаръаш дар ҳама ҷо аст,
Шаванд ҷӯёни ӯ халқон зи баҳри доруву дармон.
Бувад се ҳарф номи ӯ, ки машҳуранд дар олам,
Алифу ҷиму ё бошад, шунав аз ман ту номи он...
Пагоҳ ҳамроҳии қаймоқу нони ғандуму равған,
Хӯрӣ ҳар рӯз комил мешавад ақли ту аз эшон.
Чу шурбаш қуввате бошад ба фарзанду бани одам,
Қасе қадраш намедонад бувад ӯ аҳмақу нодон...
Ҳар он заъфе, ки бошад дар вуҷуду тинати одам,
Чу сайқал мешавад андар вуҷуди ҷумлаи инсон.
Набошад саҳв агар гӯям ба пеши мардуми оқил,
Наафтад куфр агар гӯям, ки бошад қуввати имон.
Ҳамин рамзе, ки Ғофил гуфт халқонаш ҳамегӯянд,
Чӣ ҷои сарзаниш охир, ки гӯянд бар мани нодон.

## Ғазал:

Дар дидаи соҳибназарон моҳи тамомӣ,
Чун кабк ба рафтор мудомат ба хиромӣ.
Як лаҳза ба меҳмонии мо бош, фиаммо,
Ғофил сари таслими ту дорад ба ғуломӣ.
Як буса зи лабҳои ту дорем таманно,
Он дам, ки лабатро биниҳӣ дар лаби ҷоме.

Дорам тамаъ, эй дӯст, дар оғӯши ту бошам,
Инъом кун, эй дӯст, бар инъоми ту оме.
Ғофил ба адаб бош, ки меҳмони азиз аст,
Вохост набошад ту аҷаб мардаки хомӣ.

* * *

Эй бути ширинхисол, дасти ману доманат,
Дилбари нозукхаёл, дасти ману доманат.
Рӯи ту чун офтоб, наргиси мастат ба хоб,
Зулфи ту пурпечутоб, дасти ману доманат.
Нест чу ту дилрабо, эй санами хушлиқо,
Рӯй бигардон ба мо, дасти ману доманат.
Қади ту сарви сиҳӣ, рафти ту кабки дарӣ,
Аз ҳама болотарӣ, дасти ману доманат.
Волаву шайдо шудам бар рухи зебои ту,
Бӯсам зи лабҳои ту, дасти ману доманат.
Қади ту, чун сарв рост, фитнаи чашмат балост,
Ғамзаи ту дилрабост, дасти ману доманат.
Гирди лабонат шакар, чашми ту бодоми тар,
Сӯи гадоён назар, дасти ману доманат.
Рӯи ту чун навбаҳор, чашми ту доим хумор,
Зулфат аҷаб тобдор, дасти ману доманат.
Ишқи ту дар дили ман, карда బароят ватан,
Ғофилии пуралам, дасти ману доманат.

* * *

Як парирӯ ҳамраҳи худ доимо мебоядам,
Бӯса аз лабҳои ӯ шому саҳар мебоядам.
Бо ҳамоғӯшӣ шавем аз шом то вақти саҳар,
Рӯзҳо суҳбат ба ӯ дар ҳар куҷо мебоядам.
Чоштгоҳон даст дар гардан ба рӯи марғзор,
Аз лабони обдораш бӯсаҳо мебоядам.
Қомати ӯ чун алифу рӯи ӯ хуршедвор,
Ҳар ду абрӯ чун ҳилоли ҷонфазо мебоядам.
Чашми ӯ чун наргиси тар, ҳар ду зулфаш тобдор,
Дар барам ояд чу моҳи дилрабо мебоядам.
Сарвқад, ширинсухан, гулпираҳан, нозукбадан,
Лабшакар, пистадаҳан, зарринқабо мебоядам.
Қосаю чою палову суҳбати хуш дар миён,
Рӯзу шаб доим ба ӯ ё гоҳ-гоҳ мебоядам.
Дар шаби маҳтоб чои хуш ба ёру ошно,
Айшу ишрат, лаб ба лаб, бо бӯсаҳо мебоядам...

Зиндагонӣ ҳар кӣ дорад, орзу дорад чунин,
Ин ҳавас дар ҷумлаи шоҳу гадо мебоядам.
Ғофило, монад сухан андар ҷаҳон чун ёдгор,
Ҳар кӣ хонад ин суханро як дуо мебоядам.

## Мухаммаси Ғофилӣ

Ошиқ бигуфт ба маъшуқ, эй ёри меҳрубонӣ,
Бе ту надорам ҳаргиз як рӯз зиндагонӣ.
Вақти шабоб бошад ин олами ҷавонӣ!
Дил бурдӣ аз ман, эй дӯст, ҷон аз бадан ситонӣ,
Ин аст тариқи ошиқ, эй ҷон, агар бидонӣ.

Маъшуқ гуфт ба ошиқ расми вафо биёмӯз,
Дар оташи муҳаббат парвонавор месӯз,
Бар тан қабои васлаш рав ҷомаи ғам андӯз,
Таслим дар ризо бош дар кӯи ӯ шабу рӯз,
Субҳи висол донад, ман донаму ту донӣ.

Ошиқ бигуфт ба маъшуқ, ҷонам фидои номат,
Мурғи дилам фитода дар қайду банди домат,
Чун ман ҳазор бошад халқи ҷаҳон ғуломат,
Дастам ба домани ту дар арсаи қиёмат,
Дар рӯзгори маҳшар моро ту дарнамонӣ.

Маъшуқ гуфт ба ошиқ, гаҳ пиру гаҳ ҷавон бош,
Аз ҳаҷри дӯст доим дар нолаву фиғон бош,
Чун Кӯҳкан ҳамеша бехешу хонумон бош,
Маҷнунсифат ба саҳро саргашта дар ҷаҳон бош,
Чун тешаро ба фарқат аз ҳаҷри ӯ биронӣ.

Ошиқ бигуфт ба маъшуқ, то кай ҷафову хорӣ,
Аз рӯи сидқ баргӯ дар дил ба мо чӣ дорӣ,
Куштӣ ба ғамза моро, шарм аз худо надорӣ,
Хунам ба гардани ту аз рӯи тарскорӣ,
Хандиду гуфт моро расм аст агар бидонӣ.

Маъшуқ гуфт ба ошиқ, бо дӯст зиндагонӣ,
Сармояи муҳаббат айшест ҷовидонӣ,
Гаҳ гоҳ ёдам орӣ, эй ёри меҳрубонӣ,
Як шаб ба хилват, эй дӯст, моро агар бихонӣ,
Шарти вафо ҳамин аст, эй ёри меҳрубонӣ.

Ошиқ бигуфт ба маъшуқ, дарди дилам даво кун,
Аз хони ҷонфазоят инъоми бенаво кун,

Инъоми ом дорӣ, рӯ сӯи ин гадо кун,
Як бӯса аз лабонат бар Ғофилӣ ато кун,
Ё коми мо барорӣ, ё ҷони мо ситонӣ.[1]/[28]

## ИЗЗАТ

«Иззат» тахаллуси адабии шоири асри XIX ва ибтидои асри XX Дарвоз Мирзо Иззатшоҳи бинни Мазҳабшоҳи Дарвозӣ мебошад. Иззат дар Қалъаихуми Дарвоз таваллуд ва нашъунамо ёфтааст, ки худи шоир ҳам дар як шеъраш дар ин бора чунин ишора мекунад:

Банда дарвозиаму мавлуди ман гардида Хум,
Қист аз Хум мисли ман ин гуна ашъор оварад.

Иззатро тазкиранависони асри XIX Афзали Пирмастӣ ва Неъматуллоҳи Муҳтарам яке аз мирохурон ва навкарони амири Бухоро гуфтаанд, ки дар Қалъаи Хум зисту зиндагӣ карда, ҳар сол ба назди амир мерафтааст. Уро марди шеършинос, таърихшинос, хуштабъ ва хушзеҳн тавсиф мекунанд. Ашъораш хеле рангин ва болатофат менамояд. Девони ашъорашро дучор нашудем, аммо дар баёзу ҷунгҳо шеърҳои шоир хеле зиёд дида мешаванд. Муаллифони китоби «Таърихи адабиёти Афғонистон» чунин қайд мекунанд, ки «Иззат шоири соҳибдевон аст» ва як нусхаи девонаш дар китобхонаи марҳум Шоҳабдуллохони Бадахшӣ мавҷуд будааст.

Соли вафоти шоир маълум нашуд. Вале мувофиқи маълумоти тазкираи Афзали Пирмастӣ то соли 1336—1917—1918, ки соли таълифи тазкира аст, Иззат дар қайди ҳаёт будааст. Аз рӯи тахмин Иззат дар мусиқӣ ва ҳофизӣ низ даст доштааст. Зеро ҳофизи халқи тоҷик — марҳум Шариф Ҷӯраев (ака Шариф) ӯро устод ва мураббии худ мешуморид.

Мо дар ин ҷо якчанд ғазалҳои Иззатро дарҷ менамоем, ки шоҳиди ҳоли хуштабъӣ ва ширинмақолии ӯ мебошанд:

То матои ҳусни худро ӯ ба бозор оварад,
Мисли ман чандин ҳазоронро харидор оварад.
Ҳусни хубон дар замири ошиқон бошад шаҷар,
Меҳнату андӯҳу кулфат ҳар замон бор оварад.
Андалеби бӯстонам, бодануши анҷуман,
Ин равишҳое, ки дорам бар сари дор оварад.

Ин тилисми резаҳо, в-он чодари болои сар,
Он бигирьяд бар ману ин ханда бисьёр оварад...
Мекунад вобастаи зулфаш ҳазорон гардане,
Ошиқони хастадилро дида хунбор оварад.
Банда дарвозиаму мавлиди ман гардида Хум,
Қист аз Хум мисли ман ин гуна ашъор оварад.
Иззато, маъюс аз бисьёрии исьён мабош,
Аз хазоне метавонад ӯ, ки гулзор оварад.

* * *

Ин қадар, эй тундхӯ, беҳуда ранҷидан чаро?
Чашми худ пӯшидану бигзашта нодидан чаро?
Бо рақибон май хӯрӣ, паймони дерин бишканӣ,
Сад шарар дар хирмани номусам афгандан чаро?
Саъю кӯшиш дар раҳи озори муштоқон чӣ суд?
Панди носеҳро ба гӯшу ҳуш нашнидан чаро?
Обутобу зинату ранге, ки дорӣ як-ду рӯз,
Гирди ҳусни бесуботи хеш гардидан чаро?
Офтоби зиндагониро камин бошад завол,
Волаву шайдои мағрурию печидан чаро?
Рӯзу шаб ғам мехӯрам, бори маломат мекашам,
Ғайри манро аз мани дилдода бигзидан чаро?
Аҳди якрангӣ, ки собиқ доштӣ ҳоло чӣ шуд?
Иззататро бесабаб аз хеш бибридан чаро?

* * *

Бар сари бемағз бошад каллаю дастор ҳайф,
Бар даҳони талх бошад ҳарфи шаккарбор ҳайф.
Чун нашимангоҳи булбул бӯстон омад падид,
Бар заған бошад нишасти сарв бар гулзор ҳайф.
Пеши носанҷидагон асрори худро во макун,
Филмасал, рамзе, ки дорӣ мешавад такрор ҳайф.
Симу зар нақд аст восил мекунад бо орзӯ,
Бар тиҳидастони гетӣ растаи бозор ҳайф.
Аз чи рӯ оқил гурезад аз суфуфу сифлае,
Лаълро бошад нишастан бар дили ашҷор ҳайф...
Иззато, аз моҷарои даҳри дун лабро бибанд,
Ғайри зикри воҷибӣ дигар ҳама гуфтор ҳайф.

* * *

Моҳи шаби тор бувад рӯи ту,
Қарда қабо чок гул аз бӯи ту,

Лаъли лабатро ба ҷаҳон кай диҳам,
Саҷдагаҳам тоқи ду абрӯи ту.
Сарви чаман гашта хиҷил аз қадат,
Наъразанон қумрӣ, ба кӯ-кӯи ту.
Ҷаъди сари зулфи ту бошад каманд,
Қашмакаш орад маро бо сӯи ту.
Беша ватан карда ғазоли Хутан,
Рашк ба дил з-он хами гесӯи ту.
Ман ба чӣ сон сар бикашам аз дарат,
Банда намудаст маро хӯи ту.
Дар назари дардкашон эй санам,
Соҳири хубон ба сари мӯи ту.
Ташналабон бар лаби чун кавсарат,
Ҷом ба каф дар талаби ҷӯи ту.
Қошки ҳаргиз нашудам мубтало,
Бастаи занҷири сари мӯи ту.
Рахна кунад синаи ман дам ба дам,
Турраи он қомати дилҷӯи ту.
Иззати Хумӣ машумор ишқбоз,
Анҷуманонанд дуогӯи ту.

* * *

Ошуфтаи зулфи чин-чинат,
Қурбони ду чашми наргисинат.
Дар мазҳабу миллатат дароям,
Бо ҳар равише, ки ҳаст динат.
Бар дида агар ниҳӣ ту гоме,
Бӯсам кафи пою обгинат.
Бошанд шаҳоби зулмати ишқ,
Ҳар як араќе, ки бар ҷабинат.
Лаъл аст ниҳон ба ҷуф чун санг,
Аз рашки лабони шаккаринат.
Аз кулфату ғам шавем зоил,
Дар хонаи базм ҳамнишинат.
Эй подшаҳу амири хубон,
Иззат чу ғуломи камтаринат.

* * *

Чашми хунбори мани маҳзун ба ҳиҷрон ошност,
Фурқати ҷонон ба оҳи дардмандон ошност.
Бок набвад аз гирифтории холу хат кунун,
Синаи ғампарварам бо тири миҷгон ошност.

Ҷои мафҳуме набошад вазъу атвори маро,
Мавҷи баҳри фикратам бо оҳу афғон ошност.
Дасти матлаб рӯзу шаб дорад ҷадал бо остин,
Пои рафторам ба сангу ҷабри тифлон ошност.
Солики роҳи муҳаббатро на сар бошад, на мол,
Орзуҳо сар ба сар бо васли ҷонон ошност.
Чун дуиро нест дар як пираҳан гунҷоише,
Ин сари шӯридаам бо як гиребон ошност.
Дасту пое мезанам умрест дар гирдоби ғам,
Фулки саргардониям бо баҳри омон ошност,
Дасти шафқат аз сарам монеъ магардон эй хирад,
Даст аҷзомези ман яксар ба домон ошност.
Бо Сикандар ҷаҳд кун, Иззат, ба зулмат неҳ қадам,
Хизри мақсад доимо бо оби ҳайвон ошност.

* * *

Аз кудурат маркаби идроки ман ланг асту бас,
Қоруборам аз ҳавои ин балад чанг асту бас.
Аз ҳавову кибру в-аз мову манӣ берун барор,
З-ин гулистон рангубӯ ҷуи ту, ҳар ранг асту бас.
Донаи ҷав гар ба каф орӣ ғанимат мешумор,
Оқибат роҳи маишат, эй хирад, танг асту бас.
Гулханамро тоб набвад, соғарамро қулқуле,
Шишаи бебодаам омодаи санг асту бас.
Нестам мағрур бо ин комронӣ заррае,
Лекин ин гетӣ саросар хонаи танг асту бас,
Навбаҳори зиндагониро тараққӣ як-ду рӯз,
Ҳар мусаффое, ки бинӣ оқибат занг асту бас.
Иззато, мағрури худбинӣ машав, ҳушьёр бош,
Гирудори зиндагонӣ нашъаи банг асту бас.

* * *

Солики ҳар муддао бошӣ, ту бас мардона бош.
Гар надорӣ ҷуръате ҳамчун занон дар хона бош,
Бо ту гӯям ман тариқи дил ба каф оварданат,
Пеши мурғи бепару бебол оҷиз дона бош.
Бар уруҷи зинату зеби арӯси ин ҷаҳон,
Даври ӯ машшота шав, бар зулфи ӯ чун шона бош.
Дар тариқи расму оини муҳаббат, эй хирад,
Банд-бандат биксилад бо аҳду як паймона бош.
Суҳбати жӯлидагон дил дар тақозо оварад,
Кӯдаконат сангборон гар кунанд девона бош.

Ҷуғзваш чун орзу бошад туро кунҷи хафӣ,
Дур шав аз халқу яксар сокини вайрона бош.
Май зи дасти соқии симинтани гулрух бинӯш,
Ғам қарини худ макун, масрур шав, мастона бош.
Роҳу расми ошиқӣ бояд, ки омӯзӣ кунун,
Бар чароғи оразы ҷонон ту чун парвона бош.
Заррае ақле ба сар бошад туро эй Иззато,
Ҳар куҷо ҳоли парешон рӯ диҳад, бегона бош!

## Порчае аз ғазал

Ғарқи баҳри исёнам, порсо, гурез аз ман.
Масти бесаранҷомам, соқиё, гурез аз ман.
Роҳи муддао гум шуд дар тариқи худкомӣ,
Орзу чунин бошад, эй ризо, гурез аз ман.

## Рубой

В-аз ҳаҷри ту, эй гул, ба чаман хор шудам,
Бо сарзаниши мардуми ағьёр шудам,
Раҳм ору маро ба тандурустӣ дарьёб,
Ой ба сарам, чӣ суд, бемор шудам.

## Мухаммаси Иззат

Рафт аз каф он гулу гулзорам, эй ёрон, дареғ,
Мондаам побастаи занҷир дар зиндон дареғ,
В-аз ҷудоӣ мехалад дар синаам пайкон дареғ,
Дур мондам ҳамчу моҳӣ ман аз он омон дареғ,
Лаб накардам тар аз он сарчашмаи ҳайвон дареғ.

В-он табассумҳои ширин қомати мавзун қанӣ?
В-он ду чашми наргисин он орази гулгун қанӣ?
В-он ду теғи абрӯи хунхораи пурхун қанӣ?
Бодаи айшу тараб дар ҷоми мо акнун қанӣ?
Шуд ба коми аждару рафт аз назар пинҳон дареғ.

Ашкро селоби хун созам раво бошад маро,
Рӯзу шаб дар шеванам ҳамчун даро бошад маро,
Бе ту шамъи базми ман чун безиё бошад маро,
Завраки яъсам ба гирдоби фано бошад маро,
Нохудои фикратам гардидааст сарсон дареғ!

Дар хаёлаш рӯзу шаб ман сарнагуни ҳайратам,
Ғӯтаҳое мехӯрам дар қулзуми ин фикратам,

Хонаи торику дур аз халқ бошад улфатам,
Бо парируён набошад заррае чун шавқатам,
Оқибат шуд ҳамдамам ин дидаи гирьён дареғ!

Маҳмили шодӣ таназзул карду ғам омад бурун,
Соғарам бишкаст ҷои бода сам омад бурун.
Дар табассум аз лабу аз дида нам омад бурун.
Толибамро аз мани матлуб рам омад бурун.
З-ин сабаб ин Иззато бошад чунин ҳайрон дареғ.

Иззатшоҳ Мирохури Дарвозӣ таърихи ҳоким таъин шудани Йӯлдошбӣ (Доӣ)-ро дар вилояти Деҳнав гуфтааст, ки он таърих аз 18 байт иборат буда мақтаи он чунин аст:

...Табъи ҳар кас воқифи таърихи Иззат мешавад,
Аз сари ҳар хат ҳуруферо даровар дар шумор.

Аз рӯи ин ҳисоб адади 1326 ҳосил мешавад, ки ин ба ҳисоби милодӣ ба соли 1908 баробар меояд. Ғазали зерини Иззатшоҳ низ дар ҳамин баёзи дуввуми Йӯлдошбӣ қайд ёфтааст:

То ҷаҳон боқист, дил аз банди ғам озод бод!
Бар усули муддао хотир ҳама дам шод бод!
Қасри масрурӣ набинад ҳеҷ гаҳ афсурдагӣ,
То абад андар тараққӣ, солу маҳ обод бод!
Нашканад айём нархи чун уруҷи рафъатат,
Равнақи бозори каҷандеши ту кассод бод!
Ҷониби як ман на, балки бар ҳама халқи ҷаҳон,
Дасти хайрандешро лутфу карам мӯътод бод!
Сабт шуд дар сафҳаи авроқ бахри ёддошт,
Иззати ошуфтаат шояд ба хотир ёд бод!

## ОРӢ

Исми ин шоир Мулло Саид Аҳмад ва исми падараш Абдураҳим буда, Орӣ тахаллуси адабиаш будааст. Ӯ дар деҳаи Ризвайи Дарвоз таваллуд ёфта, дар ҳамон ҷо шӯҳрат пайдо кардааст. Маълумотҳо доир ба чараёни ҳаёт ва ҳусну миқдори ашъораш дар даст надорем. Ғазали зеринро олимони Афғонистон дар «Таърихи ада-

биёти Афғонистон» ба номи ӯ зикр кардаанд. Инчунин соли вафоти Ориро 1336—1917 нишон додаанд.

Он, ки аз огаҳӣ хабар дорад,
Гуфтугӯ доми мухтасар дорад.
З-ин биёбон суроғи ишрат нест,
Сархушиҳо ҳамин қадар дорад.
Фитратат огаҳӣ тараддуд нест,
Варна як қатра сад гуҳар дорад.
Эътибори д-(у)кони ин бозор,
Муфт он кас, ки як-ду хар дорад.
Сабр кун, Орӣ, аз ташаддуди даҳр,
Пайки шаб номаи саҳар дорад.

## МАЗЛУМ

Мазлум тахаллуси адабии шоири асри XIX ва ибтидои асри XX-и Дарвоз Абдуллобеки Бузургхоҷаи бинни Саидалихоҷаи Маҳҷур, бинни Ҳомидхоҷаи «Вола» мебошад. Шоир дар деҳаи Вахиёи Тавилдара таваллуд ёфтааст. Таҳсили олиро дар Бухоро гузаронидааст.

Мазлумро шоири боистеъдод ва хуштабъ ба қалам додаанд. Девони ашъорашро тартиб дода будааст, вале мутаассифона, девонаш то кунун дастрас нест. Ӯ дар соли 1339—1920 дар Бухоро вафот карда ва дар он ҷо мадфун аст.

Барои он, ки Мазлум асосан дар оилаи шоирон Маҳҷур ва Вола тарбияи хуб гирифтааст, ашъораш хеле мустаҳкам ва доманаи донишаш васеъ менамояд. Азбаски дар ин давра шоири дигар ҳокими маъзулшудаи Шугнон ва Рӯшон Мирашикоқобошӣ ҳам бо тахаллуси Мазлум шеър гуфтааст, ашъори онҳоро аз ҳам фарқ кардан хеле душвор аст, бинобар ин мо танҳо ғазалҳои зеринро, ки ибораи «Дарвозӣ» бо тахаллусаш ҳамчун муайянкунанда омада буд, гирифта дар ин ҷо дарҷ намудем:

Бастам зи ватан баҳри висолат камар имрӯз,
Бо азми гули рӯи ту кардам сафар имрӯз.
Бе базмгаҳи ёр бувад арсаи офоқ,
Дар дидаи ман аз шаби ялдо батар имрӯз.
Чун шона диловези сари зулфи сиёҳам,
Аз синаи садчок надорам хабар имрӯз.

Оҳусифат, эй маҳвашп гулфом, ниҳодам,
Бар ёди ҷамоли ту ба кӯҳсор сар имрӯз.
Ҳайратзадаву ашкфишон, бе сару поям,
Чун тифли сағире, ки бувад бепадар имрӯз.
Ҳайҳот, ки дар кӯчаи ишқи ту равонам,
Омад ба лабу шуд зи ҷафоят бадар имрӯз.
Бигрифт саҳоби алам, эй шӯх, гулӯям,
Зад ҷӯш сиришкам ба мисоли матар имрӯз.
Аз хоки сияҳ қолаби Мазлум бадар шуд,
Гардид зи ғамҳои ҷаҳон хоки тар имрӯз.

* * *

Дар баҳори зиндагӣ дилпора лозим гул барин,
Дар гулистони муҳаббат рӯзу шаб булбул барин.
Дар бисоти сабр биншин, бигзар аз мову манӣ,
Хӯ макун андар ҷаҳолат мардуми ҷоҳил барин.
Нуктаро санҷида берун кун зи миръоти хаёл,
То писанд ояд матои хоси Истамбул барин.
Ҳар кӣ сар дар кӯи ҷонон дод кай гардад халос,
Ҳалқаи зулфи бутон бошад ба гардан ғул барин.
Мезанад Мазлум дасти худ ба сар ҳамчун зубоб,
То шавад ҳарфе ба каф чун
сайди дар ҷангал барин.

* * *

Ба меҳмонхонаи садрам хаёлеро, ки ман дорам,
Ба таҳрики нафас бо ӯ хафӣ чандин сухан дорам.
Таҳи хоки ҷафоям лек берун нест меҳр аз дил,
Чу булбул баъд аз ин дар хотирам ёди чаман дорам.
Рухи худро ба гирди домани нозукдилон молам,
На фикри ишрати олам, на парвои ватан дорам.
Маро аз ахтари толеъ ба ҷуз ҳасрат нашуд ҳосил,
Ба сони лола дар дил солҳо доғи куҳан дорам.
Аламҳои ҳаётам баъди мурдан ғосилон бинанд,
Ба мисли бӯрьё, эй хоҷа, нақше дар бадан дорам.
Ба ҳангоми сафар, эй дӯст, тобутам биё бингар,
Ки аз хуни ҷигар он рӯз дар тори кафан дорам.
Сари гӯрам даме биншин дуое кун, ки Мазлумам,
Ба ҷои гуфтугӯҳо мушти хоке дар даҳан дорам.

* * *

Эй дил, аз сӯзи фано пурҷӯш будӣ кошки,
То будан дар нолаам оғӯш будӣ кошки.
Номаи аъмол мамлу шуд зи ҷирми хештан,
Эй сар, аз ин ғофилӣ беҳуш будӣ кошки.
Менамояд тумтароқи зиндагӣ бар дидаам,
Пардаҳои мардумак сарпӯш будӣ кошки.
Мешавад ошӯби даврон аз каломи бемаҳал,
Эй забон, аз гуфтугӯ хомӯш будӣ кошки.
Аз ҳуруфи номуносиб кош ҳангоми самоъ,
Ғузаворам пунбае дар гӯш будӣ кошки.
Мекунам аз кавкаби бахтам аламҳо мустадом,
Як дам аз ҷоми фароғат нӯш будӣ кошки.
Шуд сари Мазлум зери гози ҳайронӣ ҷудо,
То набинандам рақибон дӯш будӣ кошки.

* * *

Эй дили Маҷнун, дигар кун тарки боғи зиндагӣ,
Сӯхт махфӣ дар бадан қайфи аёғи зиндагӣ.
Сар ба поям мерасад, эй тан, зи бори ҷирми хеш,
Хез берун шав чу ёрон з-ин фароғи зиндагӣ.
Медамад сар то қадам зардоб бар ҷои арақ,
Мебарояд дуди ҳасрат аз димоғи зиндагӣ.
Толеи пажмурда дорам, некномӣ бешумор,
Ҳайратафзунам зи ҳастӣ бар алоғи зиндагӣ.
Оҳ аз ин чархи фалак гар зо ниҳад бар боракат,
Менниҳад дар нофаи ӯ зуд доғи зиндагӣ.
Гар барорад рӯи баҳри неъмати меъроҷи худ,
Боз меорад ба соҳил он чароғи зиндагӣ.
Ҳосили дунъё зи бадномию некат чора нест,
Гуфтугӯ, Мазлум, кам кун аз суроғи зиндагӣ.

* * *

Шуд фасли баҳорон гули садбарг ба боғ омад,
Бо шевани ӯ булбул дар гӯшаи роғ омад,
В-аз ҳаҷри ғами рӯяш, будам ба сари кӯяш,
Аз ҷаъди ду гесӯяш, бӯе ба димоғ омад.
Умрест тани маҳзун, дар бодияи гардун,
Лайлӣ зи паи Маҷнун, имрӯз ба суроғ омад.
Дидам бути махмурам, он маҳрами носурам,
Бо дидаи дайҷурам, гӯё ки чароғ омад.

Ин дам, ки ҳамебинам дилдор ба болинам,
Ҳизн аз дили мискинам пас рафту фароғ омад,
Бишнав зи ман, эй оқил, дар олами беҳосил,
Ҳар кас, ки шавад моил, бо синаи доғ омад.
Асбоби тараб, Маъдум, бошад ба ту ҳам маълум,
Бахте зи мани Мазлум, ҳамчун пари зоғ омад.

Маҳҷур падари Мазлум аст ва ин ғазал аз ӯст:

Ба занҷири сари зулфи ту, эй маҳ, пой дар бандам,
Бар аҳволам агар созӣ назар бисьёр хурсандам.
Ба ҷуз аз нола дар шабҳои тор аз ман чӣ мепурсӣ,
Ҷудо гардид аз реши дарун ҳар банду пайвандам.
Қасе бо ихтиёри худ куҷо сӯзад раги ҷонаш,
Ба доми хештан аввал гирифт он шӯхи пурфандам.
Лаби шаккарфишонашро ба дил сад орзу кардам,
Агар ҳосил шавад безорам аз шаҳдобу гулқандам.
Маро аз сар бурун н-ояд ҳавои завқи дидораш,
Ба темору ба таълиму ба ҳар навъе, ки хонондам.
Куҷой, кавкаби толеъ, ки бинам талъати рӯяш,
Намесозам нигаҳ ҷои дигар ҳарчанд гӯяндам.
Ба дил васлаш талаб кардам
фитодам дар ғами ҳаҷраш,
Намебинад касе, Маҳҷур, дар андӯҳ монандам.

Мазлум ин ғазалро дар ҷавоби ғазали падараш гуфтааст:

Тамошои қади сарву хиромон орзумандам,
Мани шӯрида дар савдои ин матлаб фараҳмандам.
Муҳаббат аз ғами фурқат ватан дар хонаи дил кард,
Баровард аз хаёлам масқану маъвову фарзандам.
Нагардам аз тариқи ишқбозӣ то дами охир,
Магӯ афсонаи беҳуда, эй носеҳ, мадеҳ пандам.
Гаҳе аз доғи ҳиҷрон ғунчаваш печида мегирьям,
Гаҳе ёди висолаш мекунам аз шодӣ механдам.
Дил аз ғамҳои Маҳҷуре надорад тоқати дигар,
Ҷудо шуд аз аламҳои ҷудогӣ ҷумла пайвандам.
Заифиҳои аъзоям агар бовар намедорӣ,
Бидеҳ бо масҳафи рӯят ба қавли нома савгандам.
Намеғунҷад мани Мазлумро хурсандӣ дар олам,
Ки аз дарьёи файзосори олам обрӯмандам.

# МАВЛАВӢ ҲИҶРӢ
# (ХИРАД)

Ҳиҷрӣ тахаллуси адабии як шоири номаълуми охирҳои асри XIX ва аввалҳои асри XX Дарвоз мебошад, ки баъдтар «Хирад» тахаллус мекардааст. Аз он ҷое, ки шоир дар варақаи аввали дафтари ашъораш шарҳи калимаи «Ноди Алӣ»-ро менависад, маълум мешавад, ки вай аз сокинони райони Тавилдара ва яке аз деҳаҳои «Вахиё будааст, зеро дар деҳаҳои дигари Дарвоз ихлосмандони Алӣ нестанд. Исми шоир хуб маълум намешавад, вале дар муқоваи аввали дафтар ва охираш чунин навиштаҳоро мебинем: «Гуфт таърихаш навозиш бар Салоҳиддин» (1340). Дар охири муқоваи дафтар боз чунин таърихеро менависад:

«Шабе фикри бикрам ба таърих гуфт,
Ба ғайри салоҳ аст Қозӣ Салоҳ» (1341)

Аз рӯи ин таърихҳо маълум мешавад, ки шоир то соли 1341 (1922—23) дар қайди ҳаёт буда, исми «Салоҳ» бояд ба ӯ мансуб бошад. Бинобар он, ки шоир бо исми худ калимаи «Қозиро» илова мекунад ва инчунин Қозии Бухороро дар як шеъраш ҳамнафас, ҳамсӯҳбат ва дӯсти худ мегӯяд, бояд ӯ низ дар Дарвоз ба мансаби қозигӣ машғул буда бошад.

Дар як шеъраш шоир чунин менависад:

Шарики ман ба Бухорост қози-ул-қуззот,
Ки буд ҳамнафасу ҳамсухан ба ман он кас.
Хирад зи бехирадӣ об шуд, к-аз ӯ хиҷилам,
Чаро ба арсаи майдони фазл ронд фарас...

Барои он, ки Ҳиҷрӣ то соли 1922—23 дар қайди ҳаёт будааст, инчунин шаҳрҳои Боку ва дигар ҷойҳоро дидааст, дар ашъораш аз шаҳрҳои бузурги замони мо ҳамчун, Москва, Варшава ва ғайра ном мебарад:

Эй рухат рашки бутони Ҳамадону Маскав,
Оташ афтода зи рӯи ту ба шаҳри Варшав.

Маълумоти дигаре оид ба аҳволи ин шоир ба мо маълум нашуд, зеро дар ашъораш масъалаҳои ҳасбиҳолӣ хеле кам дида мешавад.

Мавлавӣ Ҳиҷрӣ (Ҳирад) яке аз он шоиронест, ки дар ҳеҷ як тазкираҳо қайд наёфтааст. Аз ин ҷо миқдори маҳсули адабии шоир низ маълум нест. Аммо он чизе, ки аз ашъори шоир ба мо дастрас шудааст, танҳо дафтари 25-варақиест, ки дар фонди дастхатҳои АФ Тоҷикистон дар зери рақами 1863 нигоҳ дошта мешавад. Дафтари мазкур аз дафтарҳои талабагии замони мо буда ҳамагӣ 25,5 варақ мебошад, ки аз онҳо 8 варақ коғази дафтарҳои хаткашида ва 17 варақ коғази сафеди бехат мебошад. Ҳаҷми варақҳо (22×17).

Шоир Мавлавӣ Ҳиҷрӣ (Ҳирад) ашъори худро худаш навишта ва дар варақаи аввал баъд аз шарҳи калимаи «Ноди Алӣ» чунин қайд дорад: «Таҳрири Мавлавӣ Ҳиҷрӣ сумма алмутахаллус билхирад». Аз рӯи ин қайд низ маълум аст, ки дафтари мазкур бо дасти худи муаллифи он навишта шудааст. Ғайр аз ин дар дохилӣ дафтар бисьёр хатҳои вайрон кардашуда, хат задашуда мавҷуданд, ки аз дафтари мусаввада будани он гувоҳӣ медиҳанд.

Дафтари ашъори шоир ба хатти настаълиқи на он қадар хуб ва ба шакли баёз навишта шудааст. Ҷамъ ашъори дар ин дафтарбудаи Ҳиҷрӣ зиёда аз 2000 байтро ташкил медиҳад, ки дар дохили онҳо ғазал, мухаммас, тарҷеъбанд ва ғайра навъҳои шеъриро дидан мумкин аст.

Ашъори Ҳиҷриро аз рӯи мазмунаш асосан ба ду қисм ҷудо кардан мумкин аст, ки қисми зиёди он ба мавзӯъҳои тасаввуфӣ Наът, Ҳамд, Муноҷот, бахшида шуда, як қисми хурди он аз ғазалҳои ишқӣ-лирикӣ иборат мебошад. Мавлавӣ Ҳиҷрӣ дар шоирӣ маҳорат дорад ва ғазалро ба тарзи қадим (сабки Хуросонӣ) содда ва равон месарояд, ғазалҳои зерини шоирро хонем:

Лабат рашки лаъли Бадахшон бувад,
Хатат сунбули боғи ризвон бувад.
Балои ду чашми ту бар ҷон занад
Ду чашмат ғазоли биёбон бувад.
Хироманда товуси боғи биҳишт,
Қадат сарви нози хиромон бувад.
Туӣ гулъизори паричеҳрагон,
Ки ҳусни ту хуршеди тобон бувад.
Ба савдои ишқи ту ҳар рӯзу шаб,
На орому сабру на сомон бувад.
Ҷигар сӯхт дар оташи фурқатат,

Ба дил доғи ишқат чароғон бувад.
Ба занҷири зулфи ту вобастаам,
Аз ин қайд растан иа осон бувад.
Биёву даруни ду чашмам нишин,
Ки сарфи қудуми ту ин ҷон бувад.
Назар кун ба ҳоли асирони хеш,
Ҳамеша дилу дида гирьён бувад.
Фиғонам ба афлок печидааст,
Зи ҳар мӯ ҷудогона афғон бувад.
Хаёли ту дар синаи синаам,
Ба ёди ту Ҳиҷрӣ ғазалхон бувад.

* * *

Хаёли рӯи ту кардам зи хештан рафтам,
Чу мушк аз дили оҳу ман аз Хутан рафтам.
Ҳавои сарви қадат бурда ҷониби гулзор,
Ба сурати ту надидам гул, аз чаман рафтам.
Ба дил тасаввури лаъли лаби ту бурд маро,
Ба хун тапидаму аз кишвари Яман рафтам.
Ба сайри лола зи ҷону ҷаҳон камар бастам,
Баромадам ба тарикe зи анҷуман рафтам.
Чу хок бар сари роҳат нишастаам аз ғам,
Надонам ин, ки ба он ҷо ба сӯхтан рафтам.
Ба каф гирифта дили садҳазор пораи худ,
Ба кӯи ишқи ту аз бахри дӯхтан рафтам.
Зи лахти сина маро буд накдҳо дар даст,
Ба шӯълазори ҷунунат фурӯхтан рафтам.
Ба чор сӯи ҷаҳон фикри бикри ман шуд об,
Даме хаёли ту кардам зи мову ман рафтам.
Қасам ба зулфи сиёҳат, надорам ороме,
Ба сони Ҳиҷрӣ, ки аз фитнаи замон рафтам.

* * *

Лаби лаъли ту иқлими Бадахшонро дурахшон кард.
Шиканҷи зулфи мушкат сунбулистонро парешон кард,
Хиҷолат мекашад товус аз нақшу нигори ту,
Хату холат париро дид бе занҷир сомон кард.
Биё дар дидаам биншин балои қоматат гирам,
Сиришки хунфишон аз ҳаҷри ту ин чашми ҳайрон кард.
Ҷамоли хеш дар оина медид он парипайкар,
Маро аз дӯр дид оинаро дар хона пинҳон кард,
Маозуллоҳ аз ин ошӯби сарву қомати боло,

Ҷабоби синаи моро магар сарфи намакдон кард,
Самарқандӣ буте дар ҷилва омад баҳри дил бурдан,
Саросар хубрӯёни хуҷандиро ба домон кард.
Фарангизода шӯхи дилбари айёри раъное,
Ба боғи ишқи худ ин хонаи дилро чироғон кард.
Зи бахти тира, Ҳиҷрӣ, шоми навмедӣ ба сар дорам,
Тилисми оташамро рафта-рафта ранги найрон кард.

## ҲУСАЙНӢ

Дар баёзи дастхати 819 фонди АФ Тоҷикистон, ки аксарият ашъори шоирони Дарвозро дар бар мегирад, ду ғазале бо тахаллуси «Ҳусайнӣ» зикр ёфтааст. Чунин тахмин карда мешавад, ки ӯ низ яке аз шоирони асри XIX ва ибтидои асри XX-и Дарвоз мебошад. Ин шоир дар деҳаи Тавилдараи райони ҳозираи Қалъаихум зиндагӣ мекардааст. Мо ин ду ғазали дар баёз будаи ӯро дар поён дарҷ менамоем:

Ман Сикандар нестам фикри ҷаҳонбонӣ кунам,
Нестам Довуд то бар ҳашр хушхонӣ кунам.
Нестам Мӯсо, ки ман гирам асо дар кӯҳи Тур
Толиби дидор гардам ман, сухандонӣ кунам.
Нестам Яъқуб ман ҳайрон бигирьям зор-зор,
Нестам Юсуф, ки то дар Миср султонӣ кунам,
Нестам Ҷамшед ман гирам ҷаҳонеро ба зӯр,
Мисли Иброҳими Адҳам тарки султонӣ кунам.
Ё Муҳаммад, ин Ҳусайниро ба маҳшар даст гир,
Ман зи кирдори бадам акнун пушаймонӣ кунам.

* * *

Туро, эй сарв, боло нозуку рафтор нозуктар,
Лабат нозук зи барги гул, зи лаб гуфтор нозуктар.
Таҳолиллаҳ, чӣ ҳусн аст ин, чӣ дандону чӣ лаб, ё раб,
Лаб аз ёқуту дандон аз дурри шаҳвор нозуктар,
Миёнашрову мӯяшро чу мекардам назар, дидам
Сари мӯ то миён в-аз мӯ миён сад бор нозуктар.
Бирав, эй боғбон, авсофи боғу гул макун моро,
Ки дар боғат гуле нашкуфта з-он рухсор нозуктар.
Ҳусайнӣ ҳарфро оҳиставу дониста гӯ зинҳор,
Ки маҷлис нозук афтодасту хӯи ёр нозуктар.



ҚИСМИ 2

# ДОИРАИ АДАБИИ ҚАРОТЕГИН



Дар охирҳои асри XVIII то охирҳои асри XIX Қаротегин ҳам яке аз маконҳои маъмурии давлатчаи хурди феодалӣ буда, мустақилияти худро доштааст. Ин мустақилияти онҳоро баъд аз солҳои 1866—1870 амир Музаффар бо ёрии армияи Рус ва беки Ҳисор Абдулкаримбӣ барҳам медиҳад. Ин воқеаи мубориза бар зидди мири Қаротегинро шоир Парии Ҳисорӣ ба риштаи назм кашидаанд.

Вале мо дар ин ҷо мехоҳем танҳо дар бораи вуҷуд доштани маҳфили адабии ин ноҳа каме таваққуф намоем.

Аз сарчашмаҳои хаттие, ки ба мо дастрас шудаанд, чунин менамояд, ки Қаротегин ҳам дар асри XIX дорои муҳити адабии худ будааст.

Барои равшан шудани ин фикр мавҷудияти девони ашъори Ҳаҷрӣ (ё ки Ҳиҷрӣ) Азизбек (девони рақ. 1995 ва 1060), девони ашъори Муҳиддини Бухорӣ (Ленинград), девони ашъори шоир Ғабро (китобхонаи Фирдавсӣ — Душанбе), девони ашъори шоир Сафо Ошурзода Ранҷа, девони шоири ғармӣ, Абдулҳай ва баёзҳои асри XIX ва ибтидои асри XX гувоҳӣ медиҳанд.

Аз материалҳои ба дастомада маълум мегардад, ки дар асри XIX ва ибтидои асри XX дар Қаротегин зиёда аз 26 нафар шоирон по ба арсаи адабиёт гузошта, бештарини онҳо дар ҳамон доираи адабии маҳаллии худ умр ба сар бурдаанд. Шоирон Гулханӣ, Ғармӣ (Абдурраҳим), Хазонӣ (Мирзо Сафар Муҳаммад) , Ҳаҷрӣ (Азизбек), Ғабро, Бухорӣ (Муҳиддин), Обидуддин (Муҳаммадизода), Зайниддин, Ранча (Сафо Ошурзода), Сайфуллоҳи писари Хазонӣ, Абусаид, Хундил, Валӣ, Раҳмат , Саид, Насриддин, Нуриддин, Рафақӣ, Малеҳо, Самеъо, Саид Аҳмад Абдураззоқ, Абдуваҳҳоб, Абдулҳай,

[М]улло Давлат, Додӣ (халифа Худойдод), Оқил ва ди[го]ронро аз шоирони ҳамин муҳити адабӣ шумоocé[м]умкин аст.

Ғайр аз мавҷудияти осори адабии ин шоирон боз во[қеа]ҳои мушоира ва мубоҳисаи байни онҳо, ба вуҷуд [до]штани чунин муҳити адабӣ гувоҳӣ медиҳад. Мо барои [р]авшан шудани ин фикр якчанд мушоираи шоирони [Қ]аротегинро мисол меоварем.

Шоир Ҳаҷрӣ (Азизбек) дар девонаш доир ба шои[р]он Хазонӣ (Мирзо Сафармуҳаммад), Насимӣ Абӯсаид, [пи]сари Хазонӣ Мирзо Сайфуллоҳ, Мир Абдураҳмонбек [в]а дигарон сухан гуфта баъзе мушоираҳоро қайд меку[на]д, ки намунаҳои зерин аз он аст. Мушоираи Ҳаҷрӣ [б]о ҳамзамон ва ҳамдиёраш Насимӣ (Абӯсаид):

Ҳаҷрӣ

Будам ба таваққуъ, ки чӣ шуд тарзи савол,
Бигзашт аз он ҷавоб н-омад ба ду сол,
Се моҳи дигар дида ба роҳ доштаме,
Алминнату иллаҳ, ки шудам фориғбол.

Насимӣ:

Дорам сухани чанду надорам зару мол,
То назри суханҳои ту созам филҳол,
Дар назди сухансанҷ суханро қадрест,
Парвардаи оби шӯр чӣ бояд зи зулол.

Будам зи саволи хеш дар айни малол,
Аз сустии табъи хешу аз нуқси камол,
Гуфтам, ки ҷавоби дӯст чун хоҳам дод,
Алминнату иллаҳ, ки шудам фориғбол.

Ҳаҷрӣ:

Эй дил, шудам аз кашмакашат фориғбол,
Ҳам маҳв шуда зи хотирам гарди малол,
Аз дӯст ҷавоби суханам боз расид,
Алминнату иллаҳ, ки пас аз чандин сол.

Насимӣ:

(Охир) чӣ касам, ки нуктапардоз шавам,
(Дар гуфтанӣ) шеър бо ту анбоз шавам,
(Ҳаҷрӣ), зи сари лутф намудӣ роҳам,
(Осон) набувад, ки бо ту дамсоз шавам.

Ҳаҷрӣ:

Дар нағмаи шеър бо чу ман соз шудӣ,
Бо нолаи зори ман ҳамовоз шудӣ,
Гар боз шудӣ магир аз сайди забун,
Бар авҷкушоӣ боли шаҳбоз шудӣ.

Насимӣ:

Эй мояи фазлу пояи ҳусну адаб,
Ашъори хушат чошнии базму тараб,
Аз фитрати поку резиши файзи илаҳ,
Бар чеҳракушоёни сухан гаштӣ сабаб.

Ҳаҷрӣ:

Эй мояи фазлу ҳунару аслу насаб,
Бар беадабе кушудаӣ роҳи адаб,
Аз тирагии бахту дили худ ҳама сол,
Субҳам дами шом буду рӯзам ҳама шаб.

Насимӣ:

Эй роҳи мунаввара сафои мардум,
Дил чок зи дурии ту ҳамчун гандум,
Сад ҳайф, ки мондаи миёни дунон,
Гавҳар чӣ шиносанд харони бедум.

Ҳаҷрӣ:

Ку дида маро касе, ки гӯяд мардум,
В-аз мову мании хеш дар худ шуда гум,
Хармӯҳра чӣ лофи гавҳарӣ бор занад,
Арзан нашавад зи баъди соле гандум.

Чи тавре, ки аз рубоиҳои боло мебинем, шоир Ҳаҷрӣ ва Насимӣ ҳамзамон буда, лутфан бо якдигар мукотибаву мушоира мекардаанд. Илова бар ин рубоиҳо, Ҳаҷрӣ як мухаммаси Насимиро, ки бар ғазали ӯ бастааст, дар девонаш қайд кардааст. Аз ин ҷо фаҳмидан душвор нест, ки Абӯсаиди Насимӣ низ аз шоирони намоён ва ҳамвазнони Ҳаҷрӣ будааст.

Ҳаҷрӣ инчунин бо шоир Хазонӣ (Мирзо Сафар Муҳаммад) ва писараш Мирзо Сайфуллоҳи Қаротегинӣ дӯстӣ ва мукотибаву мушоира доштааст. Бесабаб нест, ки Ҳаҷрӣ Хазониро устоди худ дониста дар ашъораш чандин бор аз ӯ ёдовар мешавад:

...Сарриштаи шеър рафта буд аз кафи ман,
Аз гуфти Хазонӣ боз дармепечад.

Дар шеъри дигар боз чунин мегӯяд:

...Ба кӯҳистон агар ин аст қадри фазлу донишҳо,
Сафарро дида гардад сифру Ҳаҷрӣ хоб хоҳад шуд.

Акнун мушоираи Хазонӣ ва писаршро бо Ҳаҷрӣ хонем:

Мирзо Сайфуллоҳ:

Ҳаҷрӣ ба сухан, ман ба алам мепечам,
Бо синаи пурдард ба ғам мепечам,
Аз бахти нагунгашта дар сояи бед,
Чун зулфи бутон ба печу хам мепечам.

Хазонӣ:

Ҳаҷрӣ ба сухан, ғанӣ ба зар мепечад,
Тӯтӣ ба наю най ба шакар мепечад,
Ҳотам рафту фалак бубинед ҳанӯз,
Гирди сари Ҳотам чӣ қадар мепечад.

Ҳаҷрӣ:

Ҳаҷрӣ на ба сеҳри шеър дармепечад,
Чун ҳарфи хате ба нома дармепечад,
Аз дурии дӯстон гардида малул,
Дар сояи ҳаҷр болу пар мепечад.

Мӯест сухан, ки ӯ ба сар мепечад,
Хунест зи шавқ бар ҷигар мепечад,
Сарриштаи шеър рафта буд аз кафи ман,
Аз гуфти Хазонӣ боз дармепечад.

Хазонӣ:

Мунъим ба зару шаҳ ба нафар менозад,
Муфлис ба гадоӣ бештар менозад,
Ҳар кас зи карашмае фурӯ рафта ба хеш,
Пайдост, ки ҳар як ба ҳунар менозад.

Ҳаҷрӣ:

Дилсӯхтае ба ишқ дармепечад,
Чун пунбаи хушк бар шарар мепечад,
Гардид баҳори мо мубаддал ба хазон,
Он шавқ ҳанӯз бар ҷигар мепечад.

Ё ки шахсе бо номи Абдурраҳмонбек ба ӯ рубоии зеринро фиристода будааст:

Қам гӯ ту сухан, ки олами имкон аст,
Тавфиқ рафиқи бандаи раҳмон аст,
Ту дида будӣ ба ҷамъи дунонаш пеш,
Беҳуда магӯ, ки ин на ҷои он аст.

Ҳаҷрӣ дар ҷавоби он чунин менависад:

Макшой даҳан замона дун хоҳад буд,
Аз баҳри дирам фалак нагун хоҳад буд,
Бо шеър макун орзуи нони шаҳон,
Мин-тамаи зал хон, ки чун хоҳад буд.

Аз мисолҳои овардашуда равшан аст, ки дар асри XIX ва ибтидои асри XX дар қатори доираҳои адабии дигар, Қаротегин ҳам доираи адабии худро доштааст. Дар оянда хусусият ва намояндагони намоёни онро омӯхтан зарур аст.

Акнун шоирони алоҳидаи ин доираро аз назар гузаронем.

## ҲАҶРӢ

Ҳаҷрӣ аз он шоирони номаълумест, ки оид ба аҳвол ва ашъораш то кунун маълумоте ба даст надорем. Мутаассифона, тазкиранависони асри XIX низ дар бораи ин шоир ҷизе нагуфтаанд.

Мо дар фонди дастхатҳои АФ Тоҷикистон ба нусхаи дастхати рақами 1995 ва 1060 дучор шудем, ки муаллифи онҳо шоир Ҳаҷрӣ будааст.

Дар вақти мутолиа чунин маълум шуд, ки нусхаи рақами 1995 девони пурратар ва нусхаи рақами 1060 як қисми хурди девони ашъори Ҳаҷрӣ мебошанд.

Дар ҳошияи варақи 26 а, берун аз матни шеър, исми Мирзоазизбекро дучор шудем, ки феълан Шарифхоҷаи Кӯҳистонӣ: (соли 1946) низ дар муқоваи девон исми шоирро Азизбек зикр мекунад. Доир ба тахаллус ва исмаш дар ашъораш чунин ишора кардааст:

Ҳаҷри ёру фироқи дӯсту ватан,
Чун хирад дид сӯи ман нигарист.

Ба се маънӣ тахаллусам фармуд,
Ки туро ҳотами сухан Ҳаҷрист.

Дигар:

Гардида Азизиам бадал бо гули хоре,
Васлам шуда табдил ба Ҳаҷр омада ин ном.

Ғайр аз ин мо дар «Афғонистон» ном асари коллективи олимони Афғонистон, дар қисми адабиёт, ба номи шоир Мирзоазизбеки Дарвозӣ дучор мешавем, ки дар ҷавоби Шаҳ Туркхон ном ҳоким ва шоири дарвозӣ як рубоиро гуфтааст.

Ниҳоят, дар баёзи рақами 819 фонди дастхатҳои АФ Тоҷикистон ки дар баёзи мазкур аксаран ашъори шоирони Дарвоз қайд ёфтааст, боз мо ба чанд шеъри шоир Ҳаҷрӣ дучор шудем, ки он шеърҳо дар девони ашъори Ҳаҷрӣ рақами 1995 (варақи 5 б ва 6 а) низ мавҷуданд. Матлаи ду ғазали дар баёз ва ҳам дар девон буда чунин аст:

Эй шӯх, дар хунам макуш, хуш бинӣ он ҷаллодро,
Оҳу ба дом ояд куҷо, гар бинад ӯ сайёдро.
Лаълат ба ханда мебарад аз ҷои худ зуҳҳодро.
Таълими дигар мекунад, фикри хатат устодро.

Аз қайдҳои боло ба назари мо чунин менамояд, ки дар ҳақиқат ҳам исми шоир Ҳаҷрӣ Мирзоазизбек мебошад.

Мирзоазизбек дар қишлоқи Нимичи поёни вилояти пештараи Ғарм таваллуд ёфта зиндагӣ ба сар бурдааст, ки дар ин бора қайдҳои дар муқоваи девон навиштаи Шарифхоҷаи Кӯҳистонӣ ва ашъори худи шоир шоҳидӣ медиҳанд:

...Надиму ёру рафиқу фаҳими соҳибҳуш,
Ба мулки Ғарму Чуғон гашта ёру дамсозам.
На аз Бухору на Кешам ватан, на мулки Ҳисор,
Зи санглохи ҷаҳон, яъне, мулки Дарвозам.
Навои килки маро, Ҳаҷрӣ, офарин гӯй,
Ба офарин сазад ин килки офаринсозам.

Мо дар ашъори шоир Ҳаҷрӣ марсияеро мебинем, ки онро ба таърихи вафоти касе бахшидааст. Таърихи он

марсия 1198—1783—84 баробар меояд. Охири ин марсия чунин аст:

Таърихи вафоташ дили ғамдида ба ман гуфт,
Ғамро ба ҷигар монд, ки «он тоҷи баён рафт».

Дар байти боло ибораи «он тоҷи баён рафт» моддаи таърих буда, ба ҳисоби абҷад ба 1198—1783—84 баробар меояд. Аз ин ҷо маълум мешавад, ки Ҳаҷрӣ то соли 1783, дар қайди ҳаёт будааст.

Мо аз таърихи боло зикршуда, гуфта метавонем, ки Ҳаҷрӣ аз шоирони охири асри XVIII ва аввалҳои асри XIX Дарвоз мебошад.

Аз кадом табақаи ҷамъият баромадани шоир маълум нест, вале аз баъзе ишораҳои дар ашъораш мавҷудбуда, чунин ба назар мерасад, ки Ҳаҷрӣ аз табақаи камбағали ҷамъият будааст. Шоир дар як ғазали худ аз камбағалӣ ва бечизии худ чунин ишора мекунад:

...Маро зи молу матои ҷаҳон набошад ҳеҷ,
Ба ҷуз мулотифати дӯстон набошад ҳеҷ...

Ё ки дар байти зерин бо кадом гуна гурӯҳҳои ҷамъият ҳамсӯҳбат будани худро чунин менависад:

...Зи аҳли фазл ҷудо хӯй бурдаам ба авом,
Навои булбули ин боғу бонги роғам бас.
Дилам асири гуландоми хатти зангорист,
Тароватй лаби кишту ҳавои боғам бас.

Аз байти зерини шоир чунин ба назар мерасад, ки ӯ аксари машғулияти худро ба кори хатнависӣ (дабирӣ) ва шоирӣ сарф карда, аз ин ду касбаш низ хурсанд будааст:

Ривоҷи кор хатам доду равшанӣ табъам,
Зи гирудори замона хушам бад-ин ду ривоҷ...

Боз дар вараҷи 25 б оид ба муншӣ (котиб) буданаш ишора намуда, аз бенеъматӣ чунин шикоят мекунад:

Бар муншиёни ин мулк эҳсони неъмате нест,
Гар бори миннате аст, ғайр аз қалам кӣ дорад.

Аз ишораҳои боло чунин менамояд, ки Ҳаҷрӣ дар назди Шаҳ Туркхон (ҳокими Дарвоз) ба вазифаи даби-

рӣ машғул будааст ва бинобар ин ҳам, лақаби Мирзоӣ ба номи ӯ пайваста шуда, ӯро Мирзоазизбек мегуфтаанд. Аз баъзе ишораҳои дар девон дарҷёфтаи шоир маълум аст, ки ӯ дар Дарвоз муқимӣ зиндагӣ карда, шаҳрҳои атроф: Фарғона, Қӯқанд, Хуҷанд, Самарқандро сайругашт карда бошад, зеро аз хубони ин шаҳрҳо ба ин тариқ ном мебарад.

Бар дари Фарғона дӯш, моҳрухе дидаам,
Рашки хури оразаш, бурд зи дил сабру тоб.

...Ба хубони Хуҷандӣ гӯшаи чашме намесозам,
Ки ҷони дил бувад муштоқи туркони Самарқандам.

Ба хубони ҷабал, Ҳаҷрӣ, дилам улфат намегирад,
Надонам дар каманди зулфи маҳрӯёни Хуҷандам.

Вале ба шаҳрҳои боло зикршуда рафтани шоир ба мақсади таҳсили илм ва такомулоти шоирӣ, аз як тараф ва пайдо кардани рисқу рӯзӣ, аз тарафи дигар, равшан ба назар мерасад. Мисраҳои зерини ӯро ишора ба чунин фикр ҳам фаҳмидан мумкин аст:

Паи таҳсили рӯзӣ бар сари ҳам сангборонанд,
Қалому фазлу донишро, кӣ ҷӯяд эътибор ин ҷо.

* * *

Паи таҳсили рӯзӣ дод саргардониам даврон,
Барои дони ризқе ҳамчу санги осиё гардам.

Ҳаҷрӣ дар саропои девонаш аз фалак, замона ва беқадрии илму дониш дар замонаш, шикоят мекунад, ҳатто дар баъзе шеърҳояш ба ғазаби сахт омада фалак, Зӯҳра, Миррих ва ситораи Баҳромро, ки чигунагии тақдирро аз онҳо медонистаанд, дашном медиҳад:

Аз фалак доштам басе умед,
Асби тозию ҷабдақи заркӯб...
Бо чунин ваҳм муддате бигузашт,
Умр рафту ба каф нашуд матлуб.

Эй фалак, аз ту буд ин озор,
Ё зи Мирриху Зуҳра ин ошуб.
Пои ҷаддат дар (.......) Баҳром,
Дар (.......) Зӯҳра шохи сур бикӯб.
Эй дареғо, ки нозанин-умрам,
Сарф шуд бемаю рухи маҳбуб.

Ин гуна шикоят намудан аз фалак, дар аксари шеърҳои Ҳаҷрӣ ҷой дорад, ки шоир дар зери калимаи «фалак» баъзан аз замонаш низ шикоят мекунад:

Фалак аз ноқисиҳо бо камоли кас напардозад,
Ҳамон беҳтар зи шайхи номуроде ҷӯям иршоде.
Зи бемеҳрии даврон умрҳо шуд ман аҷаб дорам,
Ки номардони оламро кунад ин зол домоде...

Аз чунин шикоятҳо маълум мешавад, ки шоир Ҳаҷрӣ умрро ба мӯҳтоҷӣ, қашшоқӣ гузаронида аз замон ва зиндагии шахсии худ розӣ набудааст.

Дар ашъори Ҳаҷрӣ ишора ва қайд оид ба чанд сол умр дидани шоир нест, вале дар ғазалҳои бисьёре ба пиронсолӣ расидани худро такроран баён кардааст. Масалан дар варақи 41 а дар ин бора чунин мегӯяд:

Маро айёми пирӣ оқибат бо ҳоли тифлӣ зад,
Хати паргор гаштам ибтидоро интиҳо кардам.

Ё ки:

Эй дареғо, ки сунбули мӯям,
Ба гули ёсуман бишуд мансуб...

Шоир Ҳаҷрӣ шахси хоксор ва фақир буда, бо ахлоқвайронону такаббуру ҳарисону тамаъкорон ва монанди инҳо тоб оварда наметавонистааст. Байтҳои зерини шоир гувоҳи ҳоли хоксорӣ ва ҳимматбаландии Ҳаҷрӣ мебошанд:

...Ҳавои авҷ надорам зи хӯи сифласарӣ,
Кулоҳи фахр чаро сӯи фаркдон созам.
Ба шеваи ману моӣ зи бехӯдӣ наравам,
Ба факр хӯй гирифтам, хуш аст андозам...
Паи тамаъ ба дари сифлаи ҷаҳон наравам,
Фақиру муфлисам аз хӯ кушо даре бозам...

На рух бувад,
на фарас шоҳидам дар ин шатранҷ,
Ба каҷхиромию бо ростӣ ба кас тозам.
На рамл донаму, не қуръаю на кори нуҷум,
Ки бо фалак бизанам чангу ҳилаҳо созам.
Чӣ гуна сабр насозам зи бахти номасъуд,
Чӣ гуна боз наранҷам зи наҷми носозам.
Дар ин сарочаи шашдар куҷо равам гӯӣ?
Ки бастаанд ба рух шашҷиҳат дари бозам...

Ҳаҷрӣ дар баъзе шеърҳо ва мувашшаҳҳо шаҳи Дарвоз Мусавирхон ном шахсро мадҳ мегӯяд, ки аз рӯи тавсифҳои шоир чунин менамояд, ки Мусавирхон дар ҳақиқат ҳам бояд яке аз ҳокимони Дарвоз буда бошад.

Девони ашъори шоир аз 2100 байт иборат аст, ки аз онҳо 1441 байт ғазал, 96 байт тарҷеъбанд, 103 байт (?) мухаммас, 460 байт (115) рубоӣ мебошад.

Мазмуни ашъори Мирзоазизбеки Ҳаҷрӣ асосан ишқ буда, шоир аксарияти шеърҳои худро ба ҳамин мавзӯъ бахшидааст.

Аммо дар қатори ғазалҳои ишқӣ-лирикӣ, шоир дар мазмунҳои дигар низ шеърҳо эҷод намудааст. Бисьёр ғазалҳои Ҳаҷрӣ дар мавзӯи шикоят аз замон ва зиндагии шахсии худаш гуфта шудаанд.

Ҳаҷрӣ дар эҷод намудани ғазал равияи Ҳофизро пеш гирифта аксарияти ашъорашро бар ӯ татаббӯъ ва замину таклид намудааст. Матлаи ғазалҳои зерин ба ҳамин фикр гувоҳӣ медиҳанд:

Баргӯй, эй сабо, бари ҷонон саломи мо,
Шояд равад зи хешу фиристад ба номи мо.

ки:

Як назар баҳри худо бар мани ғамнок андоз,
Офтобо, чу шабам соя бар ин хок андоз.

ки:

Он шоҳиди раъно,
ки ба хилват ватан асташ,
Яъқуби варо накҳате аз пираҳан асташ.

Шоир худаш низ аз табъи равон ва маҳорати шоирӣ ...штанаш дар бисьёр ғазалҳои худ ишора мекунад:

Чу бӯи ғунча гирифтори чанги шаҳбозам,
Ба боли маънии хушфитратист парвозам.
Чу чуғзу бум ба беғула сифлатабъ наям,
Ба авҷи қасри маонӣ баландпарвозам.
Чу шабпара ба камингоҳи худ наям маҳбус,
Зи нури файзу зако доимо фалактозам
Манам ба панҷаи тақдир ҳамчу сайд забун.
Вале ба сайди сухан авҷгиру шаҳбозам...

Аз қайдҳо ва мисолҳои боло зикршуда маълум мешавад, ки шоир Ҳаҷрӣ, агарчанде ки дар тавсифи худ муболиға карда бошад ҳам, вале то дараҷаи маълуме ба табъи равон ва маҳорати шоирӣ доштаи худ баҳои дуруст медиҳад.

Ашъори шоир аз рӯи санъати бадеӣ соддагии забон ва дигар санъатҳои шеърӣ низ ҷолиби диққат аст.

## Ғазалҳои Ҳаҷрӣ

Дил саросема бар он чоҳи занахдон афтод.
Шахсе з-ошӯби ҳаводис,
ки ба зиндон афтод.
Агар аз хизмати ту дур фитодам чӣ кунам,
Рӯзгори мани бечора парешон афтод.
Ҳунару фазл нашояд,
ки ба нодон гӯӣ,
Ки ба афсори харон гавҳари ғалтон афтод.
Қадри дониш нашиносанд зи нуқси тиннат,
Ҳайфи доно,
ки ба ҳангомаи нодон афтод.

* * *

Ба фикри он ҷабинам гавҳари дил об хоҳад шуд,
Қатони дидаам чун ҳолаи маҳтоб хоҳад шуд.
Рукуъам миннати дунон,
суҷудам рӯи маҷнунон,
Хами абрӯи соқӣ ҳам ба ман меҳроб хоҳад шуд.
Агар аҳли замонро шеваи шарму ҳаё ин аст,
Арақ аз ҳар буни мӯ сар занад, селоб хоҳад шуд.
Маро аз соқии даврон,
ки шуд беилтифотиҳо,
Шароби базмам имшаб косаи хуноб хоҳад шуд.

Ба кӯҳистон агар ин аст қадри фазлу донишҳо,
Сафарро дида гардад сифру Ҳаҷрӣ хоб хоҳад шуд.

* * *

Моҳи рахшони бутон,
шамъи рухи симтанон,
Дар фиганд оташи ҳасрат ба ҳама гулбаданон.
Намаки ҳусни ту дар хони каримон набувад,
Гарчи бисьёр бувад шеваи шириндаҳанон.
Бо рақибони сияҳрӯй бие, чеҳра мапӯш,
Ҳотами лаъл бувад ҳайф ба ин аҳриманон.
Наргису лола дар ин боғ кӣ бедоғ надид,
Чунки сар барзадаанд аз гули хунинкафанон
Чи сутунҳо, ки фалак аз сари гардиш нашикаст,
Манигар дастгаҳи шеваи ин чархи зиён.
Андалебона дар ин боғи хазондида манол,
Шаммае буи вафо нест дар ин хушчаманон.
Ҳаҷрӣ, ин нуқтаи сарбаста зи Ҳофиз бишунав,
«Аз лаби лаъл ҳикоят куну аз хушсуханон».

* * *

Зи дуди дил ҳаваси шуълаи чароғам бас,
Пиёлаи дили пурхун майи аёғам бас.
Зи кӯи ёр маро бар Хутан махон, ки ҳатост,
Зи нофи нофаи ӯ бӯе бар димоғам бас.
Маро саре ба ҳавоҳои худнамоӣ нест,
Зи хеш гумшуданам дошт ин суроғам бас.
Зи аҳли фазл ҷудо хӯй бурдаам ба авом,
Навои булбули ин боғу бонги зоғам бас.
Димоғи сархушии ҷому сайри боғам нест,
Гули муҳаббати худ лолазори доғам бас.
Дилам асири гуландоми хатти зангорист,
Таровати лаби кишту ҳавои боғам бас.
Ба дасти оз мадеҳ ин раҳили гирьёнам,
Ба гуфтугӯи сухан, Ҳаҷрӣ, ин фароғам бас.

* * *

Рубоӣ:

На симтанӣ, ки баҳри онат бахшам,
На хушчаманӣ, ки роягонат бахшам,

Ойнаву носдон ба ман даркор аст,
Эй мардаки фаҷ, ман ба чӣ сонат бахшам.

* * *

Эй дӯст, ба ман нуқтаи дигар назанӣ,
Чун шиша ба хора боз ҳам сар назанӣ.
Бар хатти Араби ту саламно гӯям,
Дар фурсу дарӣ маро ту камтар назанӣ.

* * *

Дилсӯхтае ба ишқ дармепечад
Чун пунбаи хушк бар шарар мепечад,
Гардид баҳори мо мубаддал ба хазон,
Он шавқ ҳанӯз бар ҷигар мепечад.

* * *

Вар ноз бигӯй, сухани нозам нест,
Дар ҷудати алфоз тагу тозам нест.
Ночор ба зери лаб сароям ҳарфе,
Бо кас накунам, фош, ки ҳамрозам нест.

* * *

На сангу на гил,
на неши хор аз ин ҷо,
Ҷӯши гулу лолаву ҳазор аст ин ҷо,
Назҳатгаҳи рӯҳ обшор аст ин ҷо,
Бар ҳар сари кӯҳ як баҳор аст ин ҷо.

* * *

Сунбул ту магӯй зулфи ёр аст ин ҷо,
*Лола набувад рӯи нигор аст ин ҷо.*
Бо ҳар буни санг ботааммул нигарӣ,
Ҷомест сабӯе бодавор аст ин ҷо.

* * *

**Қитъа:**

Андар ин рӯзгори бемаънӣ,
Будам аз шуғли хеш боз малул,

Рӯзи васлам ба шоми ҳаҷр афтод,
Оҳ, аз ин рӯзгори номаъқул.

## ХАЗОНӢ

Хазонӣ аз шоирони нимаи аввали асри XIX Қаротегин мебошад. Доир ба аҳволи ин шоир Қорӣ Раҳматуллоҳи Возеҳ дар «Тӯҳфат-ул-аҳбоб чунин хабар додааст:

«Хазонӣ аз содоти вилояти Қаротегин марде буда олим ва мутасаввуф, дар назми ашъор низ салиқаманд. Дар авоил «Вола» тахаллус намуда чун овозаи Волаи Самарқандиро шунида, худро ба «Хазонӣ» мавсум гардонида. Ашъораш софу ҳамвор аст».

Пас аз ин се рубоии шоирро ҳамчун намунаи шеъраш дарҷ кардааст, ки мо онҳоро дар охири ин мақола дарҷ менамоем.

Маълумоти дигарро доир ба ин шоир дар девони ашъори Ҳаҷрии Дарвозӣ дучор мешавем. Ҳаҷрӣ исми Хазониро Мирзо Сафар Муҳаммад зикр карда дар ашъораш ӯро устоди худ мешуморад.

Дар рубоии зерин Ҳаҷрӣ ин устодии Хазониро чунин қайд мекунад:

Мӯест сухан,
ки ӯ ба сар мепечад,
Хунест зи шавқ бар ҷигар мепечад.
Сарриштаи шеър рафта буд аз кафи ман,
Аз гуфти Хазонӣ боз дармепечад.

Ҳаҷрӣ дар девонаш якчанд ғазал ва мухаммаси Хазониро дарҷ менамояд, ки мо онҳоро дар қисми намунаи ашъори шоир зикр хоҳем кард.

Устод Айнӣ дар «Намунаи адабиёти тоҷик» аз шоир Хазонӣ ба ин тариқ ёдовар мешавад:

«Хазонии Қаротегинӣ (аз шуарои асри 13 ҳиҷрӣ аст).

Ғайр аз чунин маълумот аз «Тӯҳфат-ул-аҳбоб» гирифта шудани сарчашмаи маълумот ва се рубоии шоирро, ки низ аз «Тӯҳфат-ул-аҳбоб» гирифтааст, дар асари худ қайд мекунад.

Аз рӯи ашъори ба даст будаи шоир ва маълумоти Возеҳ маълум мегардад, ки Хазонӣ шоири баркамол будааст ва ба устодӣ аз ӯ ном бурдани шоирони асри XIX

Ҳаҷрӣ ва Насимӣ беасос наменамояд. Ҳаҷрӣ рубоии зеринро дар вафоти Хазонӣ гуфтааст:

Дар мотами ӯ сазад,
ки ин абри баҳор,
Гирьяд ҳама дам лола дамад з-ин кӯҳсор,
Бар ёди қадаш фохта гӯяд ку-ку,
Булбул ба фироқи ӯ кашад нолаи зор.

Шарифхоҷаи Кӯҳистонӣ дар баёзи худ баъзе ашъори ин шоирро қайд карда исми ӯро Мирзо Сафар Муҳаммад гуфтааст ва инчунин ҷои таваллуди шоирро деҳаи Дурон (ё Даврон)-и собиқ райони Ҳоит мешуморад. Бинобар он, ки Шарифхоҷа худаш низ аз райони Ҳоит буд, шубҳа нест, ки ӯ ҳамдиёрони худро хуб медонист ва аз ин рӯ маълумотҳои ӯ дуруст буда бо маълумоти шоир Ҳаҷрӣ (Азизбек), ки дар девонаш меоварад, мувофиқат мекунад.

Феълан, чунон, ки боло низ қайд шуд, шоир Ҳаҷрӣ бо Хазонӣ дӯстӣ ва мукотибаву мушоира доштаанд, ки дар ин бора рубоиҳои дар охир овардаи писари Хазонӣ ва худи Хазонӣ гувоҳӣ медиҳанд. Шоир Абӯсаиди Насимӣ ҳам аз шарикдарсони Азизбеки Ҳаҷрӣ буда ва ӯ ҳам Хазониро устоди худ даниста дар мадҳи ӯ қасидае навиштааст, ки мо онро дар қисми аҳволи Насимӣ зикр кардаем. Тавсифи Насимӣ доир ба Хазонӣ то андозае маълумоти Қорӣ Раҳматуллоҳи Возеҳро гувоҳӣ медиҳад.

Ҷараёни зиндагӣ ва маълумотҳои дигар доир ба аҳволи ин шоир ба даст наомад. Ашъори зерин аз табъи Хазонӣ аст:

То орази рухсори ту даъвигари дин шуд,
Ангуштарӣ аз маҳ шуду хуршед нигин шуд.
Аз нуқтаи холу хати райҳони ту дидам,
Тавқеъи адои рухат оёти мубин шуд.
Овард қазо бӯе аз он бӯи муанбар,
Печида ҷаҳон ғунчасифат нофаи Чин шуд.
То қомате оростӣ бар шӯри қиёмат,
З-он шӯри малоҳат,
ки каломат намакин шуд.
Бо Зӯҳра Зуҳал омаду бо моҳ суҳайле,
Ҳоли ману бахтам,
ки ба ӯ турфа қарин шуд.

Ин тири нигоҳест, ки бар лашкари ушшоқ,
Афрохт хадангею алам раҳзани дин шуд.
Ин турфа нигоҳест, ки аз ғамзаи абрӯ,
Бо халқ тараҳҳум шуду бо мо ҳама кин шуд.
Аз тарзи такаллумаш назокат чакад аз лаб,
Хуш нусхаи мавсум, ки он сеҳри мубин шуд.
Эй ханда, дигар бор в-аз он лаълу в-аз он дурр,
Бинмой муқаррар,
ки ҷаҳон хулди барин шуд.
Афсӯси ҷавонӣ, ки ба сар бурд Хазонӣ,
Сад вой баҳоре, ки чунон буду чунин шуд.

«Ин ғазалро ба ғазали Ҳаҷрӣ татаббӯъ карда, ғазали Мирзо Мулло Сафар аст:».

Булбули хушнавои ман, ҳаҷри сухан ба ман макун,
Ғунчаи навшукуфтаро хуни ҷигар кафан макун.
Тӯтии ҳинди нозанин,
аз наи килки шаккарин
Нон забонбуридаро тез ба ҳар сухан макун.
Ҳалқаи зулфи сунбулат бас набувад ба сайди дил,
Оинахонаи чунин боз ба ман шикан макун.
Бӯй зи зулфи анбарин гар расад аз насими Чин,
Ёд макун таторро, фикр ту бар Хутан макун.
Шоми висоли ёр агар гашт қарини бахти кас,
Саҷда барад салибротаъна ба Аҳриман макун.
Номбари нигоҳ агар баҳри манӣ худойро,
Фикр зи рашки ман бикун,
бӯса бар он заҳан макун.
Субҳи висоли як даме гарчи туӣ ду-се нафас,
Эй шафақ, аз барам бирав, такья ту бар замин макун.
Дархӯри шоҳбоз пар, панҷа ба сайди мухтасар,
Бо ин ҳама кулоҳи зар, сайди худ аз заған макун.
Ғунча ба бори дилхушӣ, сарв ба нозу саркашӣ,
Хонахароб, эй Хазон, шиква аз ин чаман макун.

* * *

Чун фалак то як сари мӯ хам заду саҳро гирифт,
Як қалам фарқе шуду дар хокиён боло гирифт.
Нахли ҳастӣ аз таалluқ шеваи пастӣ кунад,
Сарви озод омаду як гардан истиғно гирифт.
Об аз истодагӣ тарки назокат карду рафт,
Бода бар худ ҷӯш зад ҷо дар дили мино гирифт.

Баски мо дар оташи ишқи муҳаббат сӯхтем,
Эй шаҳидон, миҷмари дил бояд аз маъво гирифт.

* * *

То ки буркаъро зи рух он мавҷи маҳсимо гирифт,
Лоларо дил доғ гашту домани саҳро гирифт.
Муҳтасиб аз духтари раз бехабар афтода буд,
Дӯш аз овози мутриб гардани мино гирифт.
Дӣ наво бар гӯши дил медод Афлотуни даҳр,
Ҳамнишин шуд ҳар касе ҷо дар дили доно гирифт.
Мову Маҷнун нағмаоҳангони ин маҳфил шудем,
Мо хамӯшӣ бурда мешинему ӯ ғавғо гирифт
Барги нахле аз Хазонӣ аз чӣ рӯ афтода буд,
Рафта-рафта дасти сафро домани савдо гирифт.

## Мухаммас бар ғазали Маҳмуди Дарвозӣ

Туро к-аз бодаи айём фикри мову ман бошад,
Баҳори нашъаафзоят ҳама тарфи чаман бошад.
Чи тӯтӣ аз шаккархоӣ сухан дурри адан бошад.
Маро сайри гулистони Ирам фикри сухан бошад.
Тамошое бари маънии рангин ёфтан бошад.

Ба авҷи ҳимматам анқову пар афшонданӣ дорам,
Баландоғозии боли сухан санҷиданӣ дорам,
Тарози доми маъниро фалак печиданӣ дорам,
Ба саҳрое, ки ман мегардаму сайдафганӣ дорам,
Шикори шеъри мазмунро ба лафз оростан бошад.

На аз бори таъаллуқ бар такаллуф ҳамгиреҳ будан,
На чун тири нигоҳи мистари рамзи нигаҳ будан,
Хами пуште ба зер овардану аркони шаҳ будан.
Рукуам пастии даврон, суҷудам хоки раҳ будан,
Қиёмам аз сари ҳастии худ бархостан бошад.

Сабукборӣ зи ҷо бархостан ёрӣ намехоҳад,
Ба арзи шашҷиҳат бар хештан коре намехоҳад,
Хазонӣ, ин гули пажмурда бозоре намехоҳад,
Раҳи мулки фано, Маҳмуд, рафторе намехоҳад,
Ғариби зиндагиро чашм пӯшидан кафан бошад.

## Мухаммас бар ғазали Нозими Ҳиравӣ

Лофи анҷоми сухан то сӯхт он оғозро,
Шамъ ҳам аз саркашӣ бистурд забони гозро.
Шӯҳрати ашъору ҳаҷв омодааст Дарвозро,
Чора хомӯшист гунҷишки ҷадалпарвозро,
Марди майдон гӯшкар бошад баландовозро.

Сайди маънӣ нест дар фитроки ҳар гарданфароз,
Нуктаи сарбастае мебояду қонуни соз,
Хуш шунав дар сайдгоҳи ғазнавӣ ҳарфи Аёз,
Устухонро саг рабуду гӯштро шоҳину боз,
Ҷуз паре бар сар намемонад шикорандозро.

Нест шоме аз шафақ то ин ки хур бар сар назад,
Нест мурғе дар сабоҳе нағмаи дигар назад,
Ҳеҷ кас ҷуз ростӣ дар ин сухан мистар назад,
Аз ду кас як нағма дар қонуни давлат сар назад,
Ҳар кӣ шуд мутриб ба ранге парда баст ин созро.

Шеър шуд соҳибадову ҳарфи шоир шуд сухан,
Қобили сӯҳбат Хазонӣ нест, охир шуд сухан,
Эй асар, гул кун дар ин гулшан, ки зоҳир шуд сухан,
Аз дами соҳибдилон Нозим муассир шуд сухан,
Файзу анфоси Масеҳо зинда кард эъҷозро.

Боз дар вараqи 65-уми девони Ҳаҷрӣ (дар ҳошия)
убоии писари Мирзо Сафар Мирзо Сайфуллоҳ ва ру-
ҳои худи Мирзо Сафар (Хазонӣ), ки доир ба васфи
ҷрӣ гуфта шудаанд ва ҷавоби Ҳаҷрӣ ба онҳо ба на-
р мерасад, ки аз ин ҷо ба ҳам алоқаи хеле наздик ва
стӣ доштани оилаи ин ду шоир хеле равшан маълум
шавад.

Ин рубоиҳо низ аз табъи Хазонӣ мебошанд:

Дар даҳр чу ман ғарибу маҳзун набувад,
Шӯридасаре ба дашт Маҷнун набувад.
Лайливашу Ширинмасале чун ту куҷост,
Дар гулшани даҳру кохи гардун набувад.

* * *

Тифлӣ зи ғами даҳр фаромӯшам кард,
Афъюни шубоб низ мадҳушам кард,

То сабзаи хат дамиду гул кард хазон,
Пирӣ нафаси субҳ дар оғӯшам кард.

* * *

Як бор нахондӣ, эй бути тарсоям,
То бӯса бар он лаъли лаби тар соям,
Зуннори сари зулфи ту бастам ба миён,
Охир ба кадом ранг бетарс оям.

* * *

Омад барам он сарвқади мушкинхол,
Зулфаш шаби қадр, чеҳра бадр, абрӯ ҳилол,
Дил ҷавҳари ҷон кард нисори қадамаш,
Ман моти Алӣ ҳуҷаву Яҳьё ба висол.

## НАСИМӢ

Насимӣ тахаллуси адабии шоири асри XIX Қаротегин Мирзо Абӯ Саиди Мирзо Юсуфзода мебошад, ки дар деҳаи Ҳисораки райони пештараи Ҳоит таваллуд ёфта ва умр ба сар бурдааст. Насимӣ аз муосирони шоир Ҳаҷрӣ ва Хазонӣ буда, хусусан ба шоир Ҳаҷрӣ (Азизбек) мукотиба ва мушоира кардани онро аз девони ашъори Ҳаҷрӣ фаҳмидан мумкин аст. Чунончи дар ҳошияи девонаш (рақ. девон, 1995, вар. 68 б) дар бораи ӯ чунин менависад:

«Рубоии Мирзо Абӯ Саид... барои камина фиристод».

Шарифхоҷаи Кӯҳистонӣ ҳам дар баёзи худ мухаммаси Абӯ Саидро бар ғазали Ҳаҷрӣ оварда, исми шоирро Мирзо Абӯ Саид ва исми падарашро Мирзо Юсуф зикр кардааст.

Ғайр аз ин Шарифхоҷа дар муқоваи девони Ҳаҷрӣ менависад, ки ӯ ин девонро аз дасти Абӯ Саид ёфтааст ва соли ёфтани девонро 1946-ум менависад. Вале хуб маълум нест, ки ин кадом Абӯ Саид бошад? Агар Абӯ Саиди Насимӣ бошад, пас то соли 1946-ум шоир дар қайди ҳаёт бояд буда бошад. Аммо ба фикри мо, ин бояд Абӯ Саиди дигар бошад.

Дар баёзи ба наздикӣ аз Қаротегин ёфтшуда низ 2 қасида ва ду ғазали Насимӣ дарҷ ёфтааст, ки яке аз он қасидаҳоро дар васфи устодаш Хазонӣ ва дигареро

...н наътия гуфтааст. Аз қасидаи мадҳия, ки ба ус-...ш Хазонӣ навиштааст, аз як тараф фазлу камолоти ...ир Хазонӣ ва аз тарафи дигар дар назди Хазонӣ ...сили илм ва шогирдӣ кардани Насимӣ ва Ҳаҷрӣ ...оир Азизбек) хуб маълум мегардад. Насимӣ доир ин маънӣ ишора карда чунин мегӯяд:

Сад шукр, ки аз гулшани эҷоди ту во шуд,
Ду ғунчаи садбарг, вале тозаву сероб...
Нахли қаламам мевафишон аст ба ҳар ҳол,
З-он рӯ ки зи ҷӯи ту бихӯрдаст даме об.

Аз эҷодиёти ин шоир то кунун 2 қасида, 1 мухаммас, ғазал ва 3 рубоӣ дастраси мо мебошад, ки ҷамъ 87 ...йтро ташкил медиҳанд.

Мухаммаси Насимӣ бар ғазали Ҳаҷрӣ (Азизбек):

Инчунин сайр макун гӯшаи танҳоиро,
То насӯзӣ зи фироқат дили шайдоиро,
Сад карашма ба зуҳур ор худороиро,
Алами ноз кушо қомати раъноиро,
Намаки шавқ фиган чашми тамошоиро.

Соили шавқи рухатро зи вафо хоне бахш,
Ба асирони фақират зи карам ноне бахш,
Ҳам ба ранҷури дарат шарбати эҳсоне бахш,
Куштагони ғами худро зи лабат ҷоне бахш.
Тоза кун, ҷони ман, эъҷози масеҳоиро.

Анбаролуда бикун даҳр зи ошуфтани зулф,
Донаи хол намо мӯҳри хату хирмани зулф,
Бути ман, баҳри худо, боз кушо домани зулф,
Баҳри Яъқуби вафо бӯй зи пироҳани зулф,
Ба сабоҳ деҳ, бинигар шӯри зулайхоиро.

Чашми ман бе гули рухсори ту шуд ашкафшон,
По ба гил хуфта зи рафтори ту кавкабравишон,
Ҳама аз лутфи ту маҳҷур зи ғам дардкашон,
Баркушо тунгшакарро бари ин тӯтивашон,
Худ биёмӯз даме лутфи шаккархоиро...

Нозири гулшани ҳусни ту чи гулҳо, ки начид,
Шаби-манҳуси варо гашт ба дил субҳи сафед,
Бӯйе аз ғунчаи лутфат ба Насимӣ нарасид,

Он чӣ Ҳаҷрӣ зи ғамат дид касе ҳам нашунид,
Ба худо ҷок задам ҷайби шикебоиро.

Шоир Мирзо Азизбеки Ҳаҷрӣ ғазале гуфтааст, ки матлаъ ва мақтаи он чунин аст:

Макаш, эй дида, чун наргис ба роҳаш интизор ин ҷо,
Ки умре шуд ҳамеҷӯяд гули ӯро баҳор ин ҷо...
Дар ин ҳирмонсаро бо мурдагонам ҳамнафас, Ҳаҷрӣ,
Касе файзе нахоҳад бурд аз санги мазор ин ҷо.

Ҷавоби ин ғазалро Абӯ Саиди Насимӣ чунин татаббӯъ кардааст:

Бирав, макшо барои диданаш чашм интизор ин ҷо,
Надорад дида тоби ламъаи ҳусни нигор ин ҷо.
Рухи чун арғувонаш одамеро дар ҷунун дорад,
Дами шамшери нозаш карда дилҳоро фигор ин ҷо.
Ба мулки нестӣ биншастанат ҳусни дигар дорад,
Аз ин рӯ сар барорад ҳамчу анқо ошкор ин ҷо.
Ҳаловатпарвари лаъли лабаш дигар чӣ пардозад,
Харошанд он дарахтеро, ки дорад мевабар ин ҷо.
Ба аҳли фазл, ё раб, менадонам чист гардунро,
Ки дорад бар сари ин қавм сахтӣ бешумор ин ҷо.
Сухан омад надидам маҳрами хоси дили зорам,
Намебояд маро аз ҳеҷ бобоеву хол ин ҷо.
Ҷаҳон лабрези андӯҳ асту масрурӣ чӣ меҷӯӣ,
Наёбӣ зарраи хуршед аз лайлу наҳор ин ҷо.
Ба султонӣ расонандат дар он ҷо гар бурун оӣ,
Зи уҷбу нахвату аз кибру кине ифтиқор ин ҷо.
Ғубори тирабахтӣ мезанад ҷӯш аз ниҳоди ман,
Надидам рӯи осоиш ба умри бемадор ин ҷо.
Ба дуньё ҳар кӣ омад, рафт дар коми аҷал гум шуд,
Ҳалокатбахш бошад сар ба сар чун заҳри мор ин ҷо.
Насимӣ, гар қабули даргаҳашро орзу дорӣ,
Ҳавои худписандро биё аз сар барор ин ҷо.

### Ғазали чой

Зинатафзои дили соҳибтамизон аст чой,
Зеби дасти олимону гулъизорон аст чой.
Ҷумла, базму маҷлиси олам саропо тай задам,
Ҳар куҷо дидам ба дасти хубрӯён аст чой.
Мекунад сайқал дили ҳар одамеро мисли гул,

Шамъ агар торик шавад, чун шамъ сӯзон аст чой.
Дар сафоат беҳтар аз вай нест дар рӯи замин,
Фикр агар созам ба худ ҳамсуҳбати ҷон аст чой.
Дар даруни косаи чинӣ бихандад ҳамчу гул,
Гар фитад дар косаи чӯбӣ ба гирьён аст чой.
Ширу қаймоқаш либосу равғанаш бошад кулоҳ,
Косаи чинӣ чу тахту мисли султон аст чой.
Чою чинӣ бар кафи ҳар носазо ҳайф аст — ҳайф,
Ҳамчу гул зебо ба дасти навҷавонон аст чой.
Оҳ, аз он вақте, ки чинӣ бар кафи аҳмақ расад,
Гар фитад дар дасти аҳмақ рез-резон аст чой.

## Аз Насимӣ фи мадҳи маъдан-ул-маонӣ, яъне Хазонӣ

Эй баҳри фазоилу ҳунар, манбаи одоб,
Дебоча зи девони сухан муфтеҳулабвоб
Бар зулмати тадқиқи рамузоти муҳаллақ,
Анвори замири ту бувад партави маҳтоб.
......дониш дар офоқ шаҳи мулки маонӣ,
Дар чархи ҳазоқат шуда хуршеди ҷаҳонтоб.
Сад гуна улуме ба ниҳодат биниҳода,
Халлоқи ҷаҳон, ҳайи қадим, эзиди ваҳҳоб.
Ғавоими ин ҷумла кутубҳои лағомӣ,
Ҳаллоли муаммои шабистону сутурлоб.
Анвои тасаввуф ҳама сарвақфи замират,
Донои бадоеъву ғарое ба ҳар боб.
Амсоли суханҳои ту бо ғайр чӣ гӯям,
Ашъори ту чун қанду дигарҳо ҳама дӯшоб.
Танбӯри балоғат, ки наво кард ба ҳар ҷо,
Ангушти фунуни ту шудаш захмаву мизроб,
Гар як ҳама аз илми ту ташреҳ намоям,
Андози сухан зуд равад бар сари атноб
Огаҳманашон ҷумлагӣ мамнуни фунунат,
Азбаски намудӣ сабақе чанд ба асҳоб.
Аз касрати фазлу ҳунару рои баландат,
Халқе шуда ҳайратзада саргашта чу гирдоб.
Қонуни навосанҷи хаёлат шуда имрӯз,
Масрурии арбоби хирад беҳҷати аҳбоб.
Сад шукр, ки аз гулшани эҷоди ту во шуд,
Ду ғунчаи садбарг вале тозаву сероб.
Дар қулзими асрори улумоти дақоиқ,
Чун ту набувад ҳеҷ касе, эй дури ноёб.
Нахли қаламам мевафишон аст ба ҳар ҳол,

З-он рӯ, ки зи ҷӯи ту бихӯрдаст даме об.
Ин бандаи маҳҷури худатро, ки Насимист,
Аз лутф кунаш авфу ба нуқсаш ҳама маштоб.

## ГУЛХАНӢ

Гулханӣ аз шоирони боистеъдоди асри XIX тоҷик мебошад. Доир ба ин шоир Қорӣ Раҳматуллоҳи Возеҳ чунин хабар медиҳад:

«Гулханӣ низ аз шуарои аҳди Умархон буда аслаш аз Намангон, номаш Мулло Муҳаммадшариф. Бисьёр соҳибкамол ва бадеъ-ул-иртиҳол буда ба соир фазоили муқадда мавсуф ва дар авоили ҳол ба шуғли ҳаммомдорӣ интисоб дошта, Лиҳаза Гулханӣ мутахаллис гашта. Ашъораш мавзун, мусаллам билақрон ва улакфоъ, дар шеъру қасоид китобе низ мураттаб намуда, аҳволаш аз ин ғазал, ки ба татаббӯи Умархон гуфта, маълум мешавад». Пас аз ин ғазали бо радифи «омад бурун»-ро дарҷ мекунад.

Фазлии Намангонӣ дар «Маҷмӯаи шоирон» низ ба таври пароканда доир ба шоир Гулханӣ маълумот медиҳад. Чунончӣ:

Бувад Гулханӣ шоири кӯҳсор
Асоси суханҳои ӯ бемадор.
Ғазалҳо навишта латифу равон,
Ба дастуру алфози кӯҳистониьён

Ҳамин муаллиф дар ҷои дигар боз дар бораи Гулханӣ чунин мегӯяд:

Бувад Гулханӣ шоири кӯҳсор,
Ба даргоҳи шоҳист ӯро қарор.
Зи мардони корист дар зӯру ҷанг,
Салоҳаш ба каф теғу тиру туфанг...

Инро бояд бигӯем, ки Фазлии Намангонӣ аз рӯи хусуматҳои дохилии шоирони дарборӣ ва аз табақаи пасти ҷамъият будани Гулханӣ, аксар вақт ба эҷодиёти ӯ баҳои нодуруст ва беасосро додааст. Гумон бурда мешавад, ки ягон тири ҳаҷви Гулханӣ Фазлии Намангониро ҳам шояд захмдор карда бошад.

Беасос будани суханони Фазлиро мо аз баҳои ҳақ-

...шахси шеърфаҳм ва шоири боистеъдод Қорӣ ...матуллоҳи Возеҳ дониста метавонем. Зеро ӯ мегӯ... ки «Ашъораш мавзун, мусаллам билақрон ва ул...оъ...».

Аз ин рӯ ба баҳои Фазлии Намангонӣ бовар кардан ...вор аст.

Аз тадқиқотчиёни советӣ, пеш аз ҳама, устод Айнӣ ... «Намунаи адабиёти тоҷик» «Аз шуарои дарбори ...рхон аст». гуфта ва як ғазали аз «Тӯҳфат-ул-аҳ...» гирифтаи ӯро дарҷ менамояд.

Пас аз устод Айнӣ Т. Қаюмов дар асари «Таърих ... адабиёти Қӯқанд» дар бораи Гулханӣ маълумот ...да модарашро ӯзбек ва падарашро аз тоҷикони Қа...тегин мегӯяд. Падараш ба кадоме аз ҳокимон ё куш...гиҳо хизматгор буда аз Қаротегин ба Хӯҷанд омада ...ладор мешавад.

Модари Гулханӣ дар сарои мир хизматгори оддӣ ...уда рӯз мегузаронидааст. Фарзандаш Гулханӣ дар ...драса хонда онро тамом карда натавониста, баъд...р ба хизмати сипоҳигарӣ машғул шуда хеле бад зин...ги мекунад. Агар хусусияти шеваи забони кӯҳисто...и тоҷикии Гулханиро ба эътибор гирем, он ғоҳ ҳам ...тоҷикони Ғарм ё Дарвоз будани шоир равшан ме...рдад. Тадқиқотчии дигари замони мо Абдуллоев В. А. ...р асари «Таърихи адабиёти ӯзбек» дар бораи Му...ҳаммадшарифи Гулханӣ чунин меннавасад, ки ӯ дар ...лҳои 70-уми асри XVIII ба дуньё омадааст. Аз рӯи ...ълумоти Фазлии Намангонӣ ҳам падару бобоёни Гул...нӣ аз аҳолии кӯҳистон будаанд. Шоир ба Наманғон, ...он вақт тобеи Қӯқанд буд, омада ба таҳсили илм ...шғул мешавад. Вале шароити вазнин ӯро маҷбур ...кунад, ки ба Фарғона биёяд. Дар он ҷо косибон ва ...ҳармандони тоҷикони кӯҳистонӣ хеле зиёд будааст. ...оир дар ин давра дар байни мардум рубоиҳои доир ...ғарибӣ паҳншударо хеле зиёд шунида ва худаш низ ...гуфтани чунин рубоиҳо мепардозад (ҳаёти Бобо...вус Худойдодзода, Юсуф Вафоро ба (хотир оред) — ...навишад В. А. Абдуллоев.

Дар ҳангоми салтанати Олимхон, ки ба вазифаи ...поҳигарӣ эълон будааст, Гулханӣ ҳам ба хоҳиши ...уд ба сипоҳигарӣ дохил мешавад. Фазлӣ ба вазифаи ...шкарони хон дохил шудан ва шӯҳрат пайдо кардани ..., чунон ки дар боло зикр кардем, баён кардааст.

Ин муаллиф доир ба аҳволи бади зиндагӣ, алоҳи-

да шеърҳо, лирика, зарбулмасал ва бисьёр тарафҳои ҳаёт ва эҷодиёти Гулханӣ маълумот медиҳад, ки мо такрори ҳамаи онро дар он ҷо лозим надонистем. Аз маълумотҳои Возеҳ ва Фазлии Намангонӣ ба чунин фикр омадан мумкин аст, ки Гулханӣ аз мардуми Кӯҳистони Қаротегин деҳаи Булқос буда дар Намангон ва Қӯқанду Фарғона нашъунамо ёфтааст. Маълумоти Возех доир ба ҳаммомдори мир будан ва аз он ҷо тахаллуси Гулханӣ гирифтанаш ба ҳақиқат баробар аст. Пас аз он ба вазифаи сипоҳигарӣ хизмат карданаш низ равшан менамояд. Аз шеваи забон ва алфози шеъриаш, ки онро Фазлии Намангонӣ ҳам: «Ба дастури алфози кӯҳистониён» қайд кардааст, қаротегинӣ будани ӯ хеле равшан аст.

Гулханӣ ҳамчун сипоҳии дарбори Умархон бошад ҳам, аҳволи иқтисодии шоир хеле бад будааст, ки дар ин бора як ғазал худаш ва ҳам маълумоти Фазлии Намангонӣ гувоҳӣ медиҳанд. Фазлӣ доир ба ин масъала чунин менависад:

Хушо, Гулханӣ шоири пурфан аст,
Чӣ гулхан,
ки зеботар аз гулшан аст.
Зи девонахӯиву оташфанӣ,
Тахаллус ниҳода ба худ Гулханӣ.
Ғазалҳо навишта латифу равон,
Ба дастури алфози кӯҳистониён.
Ки буданд аҷдоди ӯ дар диёр.
Писандидаи мардуми кӯҳсор.
Ба даврони ҷаннатмаконӣ амир,
Чунон буд дар бенавоӣ асир.
Ки нашкаста дар умр нони дуруст,
На биншаста бар гирди хони дуруст.
Сипоҳигарӣ карду роҳат надид,
Ки осоиш аз ранҷу меҳнат надид.
Мурувват накардӣ ба ҳолаш амир,
Басе бенавоӣ кашид он фақир.
Зи беилтифотии ҷаннатмакон,
Ҳамебуд муҳтоҷи як порча нон.
Ки аз тангдастӣ ба ҷон омадӣ,
Зи бемоягӣ дар фиғон омадӣ...
Ғазал сохт дар сурати ҳоли хеш,
Чунин гуфт дар арзи аҳволи хеш.

Фазлӣ дар ин ҷо ба ҷаннатмакон, яъне Олимхон амири Қуқанд падари Умархон ишора карда бадҳолии Гулханиро нақл кардааст.

Вале шоир ба ҳалокат расида, маҷбур мешавад, ки ошкоро арзи аҳволи худро дар ғазале, ки бо матлаи зерин оғоз меёбад, мегӯяд:

Ҳазратум, ай гушнагӣ мурдум, муна нунам бдеҳ,
Қофирум, гӯем, агар инам бдеҳ, унам бдеҳ...

Гулханӣ шоири пешқадам ва намояндаи табақаҳои меҳнатии замони худ буда, дар ашъораш мақсад ва орзуи синфҳои мазлумро ифода кардааст. Аз ин ҷиҳат ашъори пароканда ва маълумоти мухтасар оид ба ин шоир дар баъзе китобҳои дарсии мактабҳои миёна низ дучор мешавад.

Аз маълумоти Возеҳ ва Фазлӣ маълум аст, ки Гулханӣ дар эҷоди шеър ва касби шоирӣ истеъдоди маълуме доштааст. Возеҳ қайд кардааст, ки «Дар шеър ва қасоид китобе низ мураттаб намуда.» Аммо дар замони мо танҳо чанд ғазалҳои дар ҷавоби Умархон гуфташуда ва «Зарбулмасал»-и ӯ дастрас мебошад. Ё ки аз рӯи гуфтаи В. А. Абдуллоев 12 ғазал ва як қасидаи ӯ бо радифҳои «Ангуштам», «Аз чашми ман», «Омад бурун», «Эй тӯтӣ», «Ангушт», «Бидеҳ», «О» ба забони тоҷикӣ ва шеърҳои дигар ба забони туркӣ буд, ки аз мутолиаи мо берун монд.

Чунон ки мебинем, Гулханӣ дар шеъру шоирӣ табъи тавоно ва дасти расо доштааст.

Аз рӯи гуфтаҳои Фазлӣ ин шоир баъзан дар охирҳои умраш бо тахаллуси «Ҷуръат» ҳам шеър мегуфтааст, ки сабаби он хуб маълум нест.

Чунончӣ, ин порчаро ба тахаллуси Ҷуръат хонем:

Ҳунар ҳарчанд ин ҷо метаровад аз ҳар ангуштам,
Зи бахти норасо коре надорад бо зар ангуштам...
Ба иззу давлати султон Умар нозам, ки дар аҳдаш,
Ба фарқам тоҷи иқбол аст чун нохун бар ангуштам.
Ба хушкӣ рондаам киштию умре зиндаам, Ҷуръат,
Нашуд з-ин баҳри беҳосил сари мӯе тар ангуштам.

Гулханӣ дар қасида гуфтан ҳам маҳорати хуб доштани худро зоҳир кардааст. Қасидае, ки дар мадҳи Умархон гуфтааст, аз 52 мисраъ иборат буда бо чунин матлаъ оғоз меёбад:

Баёзи гардани соқӣ тачаллигоҳи махфил шуд,
Калими Тури моро кӯху водӣ эмин аст имшаб.
Зи поям барфикандӣ то ба поят ман сар афгандам,
Барафкан парда аз рухсор афган-афган аст имшаб.
Кулаҳ бишкаст соқӣ, муҳтасиб паймонаро бишкаст,
Ту бишкан **фарқи он бадху,**
ки бишкан-бишкан аст имшаб.
Ба имшаб-имшабам додӣ навиди васл дере шуд,
Ҳанузам гуш дар роҳи ту чашми равзан аст имшаб.
Шаби васлу маи нуқлу чунин мадди назар соқӣ,
Ба сар ҳушу ба дил сабр об дар парвизан аст имшаб.
Дар оғуши хаёли ғайр то нагзорамаш Ҷуръат,
Маро ҳам ҳар буни му хор дар пироҳан аст имшаб.
Ба сайри лолаву гул, боғбон, дигар чӣ мехоҳӣ,
Гули рухсори соқӣ бин, ки Гулхан гулшан аст, имшаб.

* * *

Туро, ки дасти расо бошаду ба кор ангушт,
Манеҳ ба хони хасон ҳеҷ гаҳ ду бор ангушт.
Муҳандисест, ки дарси бақост омузад,
Агар ту толиби ҳангоми корзор ангушт.
Зи файзи бахшиши ангушт мушти ман ҳам аст,
Зи чини абруи мушт аст шармсор ангушт.
Ба ҳашр дасти ғубори ман асту домани ту,
Гарам чу саҳлест имруз бемадор ангушт (?)
Ба дарду маҳлаки ман зоеъ аст ранҷи табиб,
Худойро, ки ту дар набзи ман гузор ангушт.
Ба чарх шуд зи таҷарруд вале натофт Масеҳ
Ба ранги Гулханӣ аз мушти рузгор ангушт.

Теғи абруи кӣ, ё раб, хурд об аз чашми ман,
Чашми ҷодуи кӣ, ё раб, бурд хоб аз чашми ман.
Дидаи ман бар лаби лаъли майолуди кӣ буд,
Метаровад нашъаи сад хум шароб аз чашми ман.
Сад чаман аз интизорӣ бар сари роҳаш шукуфт,
Нахли бодоме, ки ҳар ҷо бурд хоб аз чашми ман.
Лаб кушуданҳо ҳамону чашмпушиданҳо ҳамон,
Чун шарар фурсат намеҷуяд ҳубоб аз чашми ман.
Дар баҳорон баҳри тазҳин наварусони чаман,
Мекашанд дар гушҳо дурри хушоб аз чашми ман.
Мардумак мури хаёлу донаи холи кӣ буд,
Мепарад ҳар су ба монанди ғуроб аз чашми ман.

Аз гули рӯе ба чашмам Гулхане афтодааст,
Мекашанд ҳар сӯ гуландомон гулоб аз чашми ман.

### Тағаззулот

Саҳар, ки булбули шӯрида нолае сар кард,
Зи хуни дида гули сурх домане тар кард.
Кулоҳгӯшаи худро шикаст гул ба чаман,
Бунафша саҷдаи таъзимро муқаррар кард.
Забони шонаи савсан ба турраи сунбул,
Сабоҳ чу теғ муҳарриф заду муҳассар кард.
Чунон бинои гул афтоду сабза хурраму маст,
Ки ёди хуш ба ҳангоми субҳи маҳшар кард.
Сабо бисоти заминро ба сони бӯқаламун,
Бидод зеб, ки натвон ба гуфт бовар кард...
Ту, Гулханӣ, ба худо такья мекуну мекун,
Ҳар он чӣ Анварӣ дар рӯзгори Санҷар кард.

## ҒАРМӢ

Дар бораи давраи зиндагӣ ва ҳаёти Ғармӣ дар ҳеҷ як сарчашмаи ба мо маълум ахборот пайдо нашуд. Вале аз рӯи баъзе қайдҳои худи шоир давраи зиндагӣ ва лаҳзаҳои ҷудогонаи ҳаёти ӯро муайян намудан мумкин аст.

Дар захираи дастхатҳои шарқии АФ РСС Тоҷикистон дар зери рақами 652 девони ашъори Ғармӣ маҳфуз аст, ки шоир онро дар давраи пирӣ худаш мураттаб кардааст. Вақти мураттаб карда шудани девони шоир 1268 ҳиҷрӣ (1851-мелодӣ) мебошад. Ғармӣ оид ба ин дар чор ҷо ишора мекунад. Масалан, яке аз он қайдҳоро гирем:

Дар сафҳаи хаёли касе нест гуфтугӯ,
Аз ман зи баъди марг кӣ месозад орзӯ.
Котиб навишт чун гуле дар фасли навбаҳор,
Оё намерасад ба машомаш аз он чу бӯ.
Ёбанд агар чу нашъа аз он шеъри ман ба даҳр,
Ҳамчун майе ба ҷом чу резанд аз сабӯ.
Ман аз ҷаввори ҳазрати Султони Нақшбанд?
Гуфтам китобе, Ғармио, дар сафҳаи накӯ...
Чун гул дамид аз дили сад чоки реши ман,
Таърихи ин китоб чу гардид: «Ғармӣ бӯ»

Дар мисраи охири порчаи боло ибораи «Ғармӣ бӯ» моддаи таърих аст, ки ба ҳисоби абҷад 1258 ҳиҷрӣ, яъне 1842 милодиро ифода менамояд. Аз ин маълум мешавад, ки Ғармӣ дар асри XIX зиндагӣ ва эҷод кардааст.

Дар асоси далелҳои зерин, мумкин аст гуфт, ки ин нусхаи девон дастхати худи шоир мебошад.

Дар вар. 209 б чунин ишора ҳаст: «Ин китоби Ғармиро Домулло Муҳаммадраҳим аҳқари ҳақир ибни Домулло Муҳаммадҷони.. Ғармӣ машқ карда, дар силки назм дароварда ба лафзи ашъор ба забони хомаи шакаргуфтор ба ин умри мустаори бемадор дар фасли баҳор ба ионати ҳазрати ҷаббор ва ба рӯҳонияти ҳазрати Сайиди мухтор ва ба мадади ҳазрати ғавси аъзами бузургвор ва дар ҷаввори ҳазрати Султони Нақшбанд дар чаҳорбоғи кӯҳанӣ, дар замони имоматӣ ба ишғоли тифлони дабистонӣ ва ба ин аҳволи парешонӣ ба итмом расонид ва ба таҳқиқ анҷомид. Дар санаи ҳазору дувисту шасту ҳашт буд, ки таҳрир ёфт».

Ҳамон навъе ки дар иқтибоси боло қайд гардидааст, Ғармӣ девони ашъорашро дар вақти имоматӣ, дар баҳори соли 1268 (1851—1852 милодӣ) ба тартиб медорорад.

Девони Ғармӣ 7184 байти шеъриро дар бар мегирад, ки аз шаклҳои гуногуни шеърӣ иборат мебошад.

Мувофиқи нишондоди худи Ғармӣ (в. 209 б), номи ӯ Домулло Муҳаммадраҳим ва исми падараш Домулло Муҳаммадҷон аст.

Шоир Муҳаммадраҳим будани исмашро дар ду ҷои дигар низ таъкид мекунад;

Гуфт абьётро зи рӯи надим,
Худ Муҳаммадраҳим зи табъи салим

Дигараш:

Ионат шуд ин ҷо зи фазли карим
Китобе чу гуфто Муҳаммадраҳим.
Тафаккур чу кардам ба ҳар субҳу шом.
Чу карда китобам дар ин ҷо тамом.

Зодгоҳи шоир Ғарм аст. Ӯ дар ин бора чунин менависад:

...атан Ғарм аст Ғармиро, зи Ғарм ин орзу дорад,
...авад он ҷо нишинад, баҳр созад бар лаби ҷӯе.

Сабаби ба худ «Ғармӣ» тахаллус кардани ӯ низ аз ...ин ҷиҳат аст.

Ғармӣ соли таваллудашро дар ҳеҷ ҷо қайд наме...ад. Вале дар як ҷо нишон медиҳад, ки ӯ дар вақти ...тиб додани китобаш (девонаш) 65-сола будааст:

Ғармӣ, зи файзи ҳазрати Султони Нақшбанд,
Умраш ба шасту панҷ расиду китоб гуфт.

Чи тавре ки дар боло ишора карда шуд, Ғармӣ ки...оби худро соли 1258 ҳиҷрӣ ба тартиб даровардааст. ...гар аз 1258 ададй 65, ки синни онвақтаи шоир аст, ...ароварда шавад, 1193 боқӣ мемонад, ки ин таърихи ...аваллуди шоир мебошад.

Вақтҳои бачагӣ, ҷавонӣ ва давраи таҳсили шоир чӣ ...уна гузаштааст, он қадар маълум нест. Аз баъзе ишо...аҳои шоир мумкин аст ҳаминро пай бурд, ки ӯ, пас ...з таҳсили ибтидоӣ, барои давом додани хониши худ ...а Бухоро рафта ба мадрасае дохил мешавад. Ғармӣ ...ар як байт оид ба давраи мадрасахонии худ менави...ад:

Агар зи атласу кимхоб бистарам созанд,
Ба кунҷи мадраса бе хишт сарфарозаму доғам(?)...

Ғармӣ дар ғазали зерин оид ба хонадор будани худ ...ухан ронда менависад:

Зи зан гурез маро гуфт марди пир,
Чу ғал ба гарданат афтад, ба пой ҳам-занҷир.
Қасе ки саъи тааллуқ туро ҳамеша кунад,
Бирав, ба кулбаи худ бош, доимо бадгир.
Агар ба қарз палав гар кунӣ ба аҳлу аёл,
Сиёҳ мешавад охир ба сони дег замир.
Бино ба харҷ намонӣ, ки соф мегардад,
Агарчи пур зи зар аст як ҷувол бори хачир.
Ҳазор ранҷу машаққат кашида пул ёбӣ,
Намерасад ба пули ҳезум аз барои хамир.
Тааллуқат ба Бухоро, чу мори афъӣ дон,
Газидааст диламро, ки гаштаам дилгир.

Дар мисраи охири порчаи боло ибораи «Ғармӣ бӯ» моддаи таърих аст, ки ба ҳисоби абҷад 1258 ҳиҷрӣ, яъне 1842 милодиро ифода менамояд. Аз ин маълум мешавад, ки Ғармӣ дар асри XIX зиндагӣ ва эҷод кардааст.

Дар асоси далелҳои зерин, мумкин аст гуфт, ки ин нусхаи девон дастхати худи шоир мебошад.

Дар вар. 209 б чунин ишора ҳаст: «Ин китоби Ғармиро Домулло Муҳаммадраҳим аҳқари ҳақир ибни Домулло Муҳаммадҷони.. Ғармӣ машқ карда, дар силки назм даровард ба лафзи ашъор ба забони хомаи шаккаргуфтор ба ин умри мустаори бемадор дар фасли баҳор ба ионати ҳазрати ҷаббор ва ба рӯҳонияти ҳазрати Сайиди мухтор ва ба мадади ҳазрати ғавси аъзами бузургвор ва дар ҷаввори ҳазрати Султони Нақшбанд дар чаҳорбоғи кӯҳанӣ, дар замони имоматӣ ба ишғоли тифлони дабистонӣ ва ба ин аҳволи парешонӣ ба итмом расонид ва ба таҳқиқ анҷомид. Дар санаи ҳазору дувисту шасту ҳашт буд, ки таҳрир ёфт».

Ҳамон навъе ки дар иқтибоси боло қайд гардидааст, Ғармӣ девони ашъорашро дар вақти имоматӣ, дар баҳори соли 1268 (1851—1852 милодӣ) ба тартиб медорад.

Девони Ғармӣ 7184 байти шеъриро дар бар мегирад, ки аз шаклҳои гуногуни шеърӣ иборат мебошад.

Мувофиқи нишондоди худи Ғармӣ (в. 209 б), номи ӯ Домулло Муҳаммадраҳим ва исми падараш Домулло Муҳаммадҷон аст.

Шоир Муҳаммадраҳим будани исмашро дар ду ҷои дигар низ таъкид мекунад;

Гуфт абьётро зи рӯи надим,
Худ Муҳаммадраҳим зи табъи салим

Дигараш:

Ионат шуд ин ҷо зи фазли карим
Қитобе чу гуфто Муҳаммадраҳим.
Тафаккур чу кардам ба ҳар субҳу шом.
Чу карда китобам дар ин ҷо тамом.

Зодгоҳи шоир Ғарм аст. Ӯ дар ин бора чунин менависад:

...атан Ғарм аст Ғармиро, зи Ғарм ин орзу дорад,
...авад он ҷо нишинад, бахр созад бар лаби ҷӯе.

...Сабаби ба худ «Ғармӣ» тахаллус кардани ӯ низ аз ...ин ҷиҳат аст.

...Ғармӣ соли таваллудашро дар ҳеҷ ҷо қайд наме...ад. Вале дар як ҷо нишон медиҳад, ки ӯ дар вақти ...тиб додани китобаш (девонаш) 65-сола будааст:

Ғармӣ, зи файзи ҳазрати Султони Нақшбанд,
Умраш ба шасту панҷ расиду китоб гуфт.

Чи тавре ки дар боло ишора карда шуд, Ғармӣ ки...оби худро соли 1258 ҳиҷрӣ ба тартиб даровардааст. ...гар аз 1258 адади 65, ки синни онвақтаи шоир аст, ...ароварда шавад, 1193 боқӣ мемонад, ки ин таърихи ...аваллуди шоир мебошад.

Вақтҳои бачагӣ, ҷавонӣ ва давраи таҳсили шоир чӣ ...уна гузаштааст, он қадар маълум нест. Аз баъзе ишо...аҳои шоир мумкин аст ҳаминро пай бурд, ки ӯ, пас ...з таҳсили ибтидоӣ, барои давом додани хониши худ ...а Бухоро рафта ба мадрасае дохил мешавад. Ғармӣ ...ар як байт оид ба давраи мадрасахонии худ менави...сад:

Агар зи атласу кимхоб бистарам созанд,
Ба кунҷи мадраса бе хишт сарфарозаму доғам(?)...

Ғармӣ дар ғазали зерин оид ба хонадор будани худ сухан ронда менависад:

Зи зан гурез маро гуфт марди пир,
Чу ғал ба гарданат афтад, ба пой ҳам-занҷир.
Қасе ки саъи таллуқ туро ҳамеша кунад,
Бирав, ба кулбаи худ бош, доимо бадгир.
Агар ба қарз палав гар кунӣ ба аҳлу аёл,
Сиёҳ мешавад охир ба сони дег замир.
Бино ба харҷ намонӣ, ки соф мегардад,
Агарчи пур зи зар аст як ҷувол бори хачир.
Ҳазор ранҷу машаққат кашида пул ёбӣ,
Намерасад ба пули ҳезум аз барои хамир.
Таалдуқат ба Бухоро, чу мори афъӣ дон,
Газидааст диламро, ки гаштаам дилгир.

Ба хоб мебинӣ, Ғармӣ, ту кунҷи мадрасаро,
Куҷост ҷою палавҳою кулчаҳои фатир.

Мазмуни ин ғазал ба хубӣ нишон медиҳад, ки Ғармӣ танҳо пас аз ба итмом расонидани таҳсили мадраса дар Бухоро хонадор шудааст. Аҳволи шоир дар натиҷаи сахтгирии завҷааш хеле бад шуда будааст, бинобар ин ӯ давраи мадрасагии худро бо хурсандӣ ёд мекунад. Ин ҳолат дар байти зерин ҳам ба хубӣ мушоҳида карда мешавад:

Нагардад ҳеҷ кас чун ман ба олам безару моле,
Хусусан дар Бухоро бебизоат дар сари соле.

Байтҳои поёнӣ низ шояд дар ҳамин давраи зиндагии шоир гуфта шуда бошанд:

Ба дилтангӣ ман аз бори гарони зиндагӣ тангам,
Нафас чун гарм медорад ба дил ин ҷумла аъзоро.

* * *

Тангдастиҳо ба олам хору зорам кардааст,
Иззати ҳар кас баланд аз рӯи эҳсон мешавад.

* * *

Надорам симу зарҳо дар кафам то обрӯ гирам,
Ба назди дӯстону душманонам шармсорам кард.

* * *

Ба кафаш чун гул заре ҳар кас гирифта пеши ӯ,
Ғармӣ шуд аз безарӣ маҳҷур медорад маро.

Ғармӣ дар ин давраи зиндагиаш на танҳо аз ҷиҳати иқтисодӣ азоби сахт мекашад, балки ёди ватан ва хешу ақрабо ӯро боз ҳам ғамгин мегардонад:

Доғи диле ба ғурбатам, гум кардаам ватан,
Ё раб, мабод ҳеҷ касе аз ватан ҷудо.
Дар орзӯи сайри тамошои он ватан,
Дил он қадар ба рағбати он кӯҳсор кард.

...ъд аз ин ҳаёти Ғармӣ чӣ навъ гузаштааст, он қа... ...равшан намебошад. Ӯ дар байти зерин нишон ме... ...д, ки аз зану фарзанд дур афтодааст:

Ман аз бетолеӣ пешониям шӯр,
Зану фарзанди ман афтодааст дур.

...але дар ин вақт дар куҷо зиндагӣ кардани шоир ...лум нашуд, аз баъзе шеърҳояш дар Қосон ва На...гон будааст.

...армӣ дар ҷое, ки имоматӣ кард, тақрибан то охири ...аш мемонад. Дар ҳангоми пирӣ ёди ватан ӯро хеле ... медиҳад:

Дар ғурбатам ба хорию умрам гузашту рафт,
Ёди ватан ба пириам акнун хумор кард.

...инобар ин шоир барои баргашта рафтан ба вата...н — Ғарм кӯшиш ҳам мекунад, вале ин ба ӯ муяс... намегардад:

Дил орзуе ҳар замон фасли баҳор кард,
Овози кабку булбули он кӯҳсор кард.
Хотиррасон накардаӣ, эй дил, ба он ватан,
Акнун ба сайри рафтани он лолазор кард.
Акнун куҷост муяссари рафтан ба он ватан,
Баҳри гулу бунафшаву себаргазор кард.
Умрест ин ҷафо ба ғарибӣ кашидаам,
Акнун дилам ба рафтани он ҷо хумор кард.
Бигзашт ин ҷавонию қомат хамида гашт,
Дасти тиҳӣ ба пириам охир ки хор кард...
Ғармӣ, макун ба дил гиреҳ ин орзуи хом,
Акнун куҷо ба рафтани худ он диёр кард.

Дигар:

Дареғо, ки қувват чу рафт аз бадан,
Чу дорам ба дил ҳасрате аз ватан.

Ғармӣ дар давраи пириаш ҳам аз ҷиҳати иқтисодӣ ...т азоб мекашад. Ӯ, илова ба байти ҷоруми порчаи ...о, дар ин бора дар як қатор шеърҳои дар ин вақт ...тааш ишораҳо мекунад.

Ҳамин тавр, Ғармӣ дар ғарибӣ вафот мекунад. Со-

ли вафоти шоир равшан маълум нест, вале чунон ки дар боло ишора кардем, Ғармӣ то соли 1258 ҳиҷрӣ (65-сола) дар қайди ҳаёт будааст.

Ғармӣ дар як шеъраш Наманґон ва Қосонро ном бурда:

Фақру бечорагиву неъмати алвони ҷаҳон
Орзӯи ту ҳанӯз аст, Наманґон беҳтар...
Талаби хулқи ҷавонон кунӣ, Ғармӣ, ба ҷаҳон,
Зуд бархез, бирав, ҷои ту Қосон беҳтар

Ғармӣ асосан шоири ғазалсаро аст. Қисмати асосии девони шоирро ғазал ташкил медиҳад. Ғармӣ оид ба бештар ғазал сароидани худ ишораҳои зиёде дорад. Чунончӣ:

Ҳар касе ин ҷо ба қадри ҳиммати худ гуфтугӯ
Мекунад, ман ҳам ғазалҳои ниҳон дорам лазиз.

Ғазалҳои шоир хеле содда ва оммафаҳм мебошанд. Ҳатто як қисми онҳо дар зери таъсири забони гуфтугӯӣ навишта шудааст. Масалан:

Фарҳод соф кард ба як теша кори хеш,
Ширин зи кори худ нашуд аз Кӯҳкан ҷудо

Ашъори Ғармӣ аз мавзӯъҳои гуногун иборат аст. Дар онҳо оҳангҳои зиддифеодалӣ, танқиди замон ва аҳли он, ҳасби ҳол — шикоят, масъалаҳои тарбиявӣ-ахлоқӣ, ишқӣ ва динӣ-тасаввуфӣ бештар ҷой гирифтаанд. Ашъори зерин аз табъи ӯст:

Омад замона бар сару мардум забун шуданд,
Аз рӯи эҳтиёҷ ҷигар пур зи хун шуданд.
Якчанд рӯз гаштаанд соҳибривоҷи даҳр,
Карданд нумуву зери фалак сарнагун шуданд.
Аз рӯи тангдастию қашшоқӣ мардумон,
Ночор ин занон ҳама ҷангӣ ба шӯ шуданд.
Нодон ривоҷкору баланду азиз гашт,
Доно чу заҳрхӯрда ба дил ғарқи хун шуданд.
Чун аҳли фазл ҳар куҷо таҷриба кардаам,
Аз рӯи хорӣ толиби дуньёи дун шуданд.
Ғармӣ, намонд тоқати ин бори зиндагӣ,
Аз ҷаврҳои ин фалак дарди дарун шуданд.

* * *

Акнун биё, ки толеат шуд вожгун, гурез.
Аз мардумони бехиради аҳли дун гурез.
Ин мардумон ба фитнаю шуғли фасодҳо,
Доранд ҳамеша дар талаби бӯи хун, гурез.
Фазли туро ба донаи як ҷав намехаранд,
То кай ба хеш мешавӣ дарди дарун, гурез.
То метавонӣ кулфате аз сар халос кун,
Ин ҷо зи тахти ин фалаки вожгун, гурез.
Афтодай ба кулфати ин бори рӯзгор,
Саъйе ба хеш мекунӣ ин ҷо кунун, гурез.
Мискин саводи аъзаму ё қуллаҳои кӯҳ,
Кун, Ғармӣ, ихтиёр зи дунони дун гурез

* * *

Аз кулфату ғам ҳеҷ раҳоӣ ки надорам,
Ғайр аз талаби марг давое ки надорам.
Аз шӯҳрати фақри мани бечора ба офоқ
Машҳур шуд охир, ки навое ки надорам.
Ҷоям ба қаноат шуд дар кулбаи фақрам,
Аз роҳи талаб ҷои ҷудое ки надорам.
Одат шуда бар ман ҳама ин торикии хеш,
Дар кулбаи худ нури сафое ки надорам...
Бигзашт чу умрам ба фақирӣ ҳамаи сол,
Сад ҳайф дар ин ҷо, ки сахое ки надорам.
Рафтанд рафиқон ҳама аз олами фонӣ,
Ку ҷои иқомат, ки сарое ки надорам.
Маълум нашуд фазлу камолоти ту, Ғармӣ,
Ҳар ҷо ки равам, қадру баҳое ки надорам.

* * *

ан намедонам, фалак бар ман чӣ ғавғо кардааст,
р сарам чандин ҳазорон ғам чу пайдо кардааст.
ият ин ҷо куҷо бошад ба ин дайри фано,
ҳили гумгаштаи моро ба дарьё кардааст.
ай набурдам он қадар аз нашъаи таҳқиқи хеш,
н қадар аз май маро мӯҳтоҷи саҳбо кардааст.
ри чархи ин фалак офиятам ин ҷо куҷост,
р сарам санги ҳаводисҳо зи боло кардааст...
қадарҳо ҳам набоистӣ фалак аз мушти хок,
ркашӣ аз ин кафи хоке чу беҷо кардааст.

Мушти хоки оҷизам, Ғармӣ, чу афтодам ба хок,
Ин қадар кулфат маро бар хеш иншо кардааст.

* * *

Ба зери чархи дунпарвар дилам ғамнок мегардад,
Куҷо ёбам наҷоте, бар сарам афлок мегардад.
Ба рӯи сафҳаи офоқ ҳамчун чӯби шамшодам,
Ба зулми арра охир ин дили ман чок мегардад.
Касе афтода дар гирдоби ин баҳри ҳаводисҳо,
Куҷо ёбад наҷоте чун хасу хошок мегардад.
Ман аз ваҳши қиёмат ҳамчу барги бед меларзам,
Ҷигар хун мекунам, то дидаам намнок мегардад.
Ба кулфат хӯ гирифтам, охир аз хурсандӣ озодам,
Диле дорам зи ҷаври ин фалак ғамнок мегардад.
Сари зулфаш маро зад неш охир ин дили решам,
Маро як бӯса аз лаъли лабаш тарьёк мегардад.
Ба зери ин фалак то кай амон мехоҳӣ, эй Ғармӣ,
Ки асли одамӣ аз хок охир хок мегардад.

* * *

Оташи ишқи бутон ин ҷо харобам кардааст,
Чун кабоби хомсӯзе дар азобам кардааст.
Ҳамчу гӯй афтода дар майдони ишқи гулрухон,
Бо хами чавгони зулфаш печутобам кардааст.
Ман ба ин лабташнагиҳо дар такопӯю суроғ,
Обҷӯйҳо ҳалоке дар саробам кардааст.
Ман фақиру мустаҳқам дар закоти ҳусни ӯ,
Аз ғанӣ кай ваъдаҳое дар нисобам кардааст.
Рафъати ӯ дар баландӣ ҳамчу хуршеди фалак,
Дил ба сони ҳола гирди моҳтобам кардааст...
Ҳамчу барги бед меларзад ба худ Ғармӣ мудом,
Як нигоҳи чашми масти ӯ итобам кардааст.

* * *

Ба каф шамшеру ханҷар дар миён оҳиста-оҳиста,
Чу меояд ба қатли ошиқон оҳиста-оҳиста.
Ба сони шабнам ин ҷо чашми ҳайронӣ ба ӯ дорам,
Ки бинам ҳамчу хуршеди ҷаҳон оҳиста-оҳиста.
Ба зери чархи гардун ин қадар аз хеш ҳайронам,
Дил аз дастам рабуда дилбарон оҳиста-оҳиста.
Маро афтода дар сар оташи ишқи парирӯён,
Ки ин ҷо сӯхт ҷонам бегумон оҳиста-оҳиста.

Хумори нашъаи он бодаи дидор медорад,
Ки ин ҷо сар ба зону ҳар замон оҳиста-оҳиста.
Ғазабомез меояд ба қатли Ғармӣ, мегӯяд:
— Ба талқини шаҳодат шав, амон оҳиста-оҳиста.

* * *

Орзуҳо кардаам, ҷонона мебояд маро,
Ҳамчу хуршеди фалак дар хона мебояд маро.
Ишқи ӯ чун оташи шамъ аст, месӯзад маро,
Ҳар куҷо дар маҷлисе парвона мебояд маро.
Дар гулистон бе тамошои ҷамоли рӯи ёр,
Ин қадарҳо дар назар ғамхона мебояд маро.
Ганҷҳои хуфта дорам дар харобободи дил,
Ҷуғзҳо бар ин дили вайрона мебояд маро.
Чок-чоки синаи ман дар хаёли мӯи ӯ,
Ин насими бӯи гул аз шона мебояд маро.
Чун қаландар гаштаам ин ҷо ба гирди кӯи ёр,
Файзҳо аз ин дили девона мебояд маро.
Хирмани умри ту, Ғармӣ, сӯхт ишқи гулрухон,
Ёде аз ин шаҳпари парвона мебояд маро.

## РАНҶА

Аз рӯи маълумоти дар муқоваи девон навиштаи Шарифхоҷаи Кӯҳистонӣ Ранҷа тахаллуси шоири охирҳои асри XVIII ва аввали асри XIX Сафо Ошӯрзода будааст, ки дар деҳаи Нушори райони ҳозираи Ғарм таваллуд ёфтааст. Шарифхоҷаи Кӯҳистонӣ соли таваллуди ӯро 1746 ва соли вафоташро 1821 дарҷ мекунад. Девони Ранҷаро соли 1946 (11/X—46) Шарифхоҷаи Кӯҳистонӣ аз райони пештараи Сангвор (ҳозира ҳудуди райони Комсомолобод аз дасти Неъмат Носирзода ном шахсе пайдо карда, ба Институти шарқшиносии АФ Тоҷикистон ирсол намудааст, ки ҳоло зери рақами 1924 маҳфуз аст. Девони мазкур хеле бад нигоҳ дошта шудааст, аксарияти варақҳо аз нам зарар дида хира ва пора шудаанд, ки баъзе аз онҳо ба душворӣ хонда мешаванд. Қоғази нусхаи мазкур кӯқандӣ ва хаташ настаълиқ мебошад. Дар ҳар вараqе 32—33 байтӣ ҷой гирифтааст, ки ҳаҷми умумии девон аз 81 варақ (24x16) иборат буда 3688 байтро дар бар мегирад.

Муқоваи ин нусха аз тахтачаҳо иборат буда ба рӯи

он пуст кашида шудааст. Нусхаи мазкур ғайр аз он, ки аз нам зарар дидааст, боз варақаҳои он аз ҷояшон афтода баъдҳо беҷо часпонида шудаанд. Барои бетартиб ҷой додани варақҳо қисми баҳри «е»-и девон дар варақаи 61 б омада шоир ва ё котиб дар охири ин варақ калимаи «таммат» ва санаи 1240-ро зикр мекунад. Аз ин ҷо маълум мешавад, ки нусха мувофиқи солшумории милодӣ соли 1824-ум навишта шудааст.

Муқова, имлои хат ва баъзе қайдҳои дар ҳошия мавҷудбуда, ба он далолат мекунанд, ки ин нусха бо дасти худи шоир китобат шудааст.

Нусхаи дигари девони шоир дар захираи АФ Тоҷикистон зери рақами 1832 маҳфуз аст. Қисми аввали ин нусха баёз аст, ки порчаҳои назмии «Ақоид» ва баъзе шеърҳои шоирон Хокӣ, Ҷомӣ, Шайдо, Муҳиддин, Боқӣ, Ҳилолӣ, Ҳофиз, Имло, Рафъат, Сайидо, Соиб, Шамси Табрезиро дар бар гирифтааст. Вале аз варақаи 58 б сар карда то варақи 85 ашъори Ранҷаро фаро мегирад. Ин нусха низ аз бозьёфтҳои Шарифхоҷаи Кӯҳистонӣ будааст, ки дар пушти китоб чунин менависад: «Девони шоир Ранҷа — Сафо Ошурзода, аз қишлоқи Нушори Боло, райони Қалъаи Лаби об, вилояти Ғарм (1746—1821)». Шарифхоҷа ин нусхаро низ 17/XI соли 1946 аз дасти набераи Ранҷа Давлатёр ном шахс аз қишлоқи Фатҳобод ёфта гирифтааст. Чунон ки гуфта шуд, қисми охири ин нусха (34 варақ) ашъори Ранҷаро дар бар гирифтааст, ки дар ҳар варақ 26 байтӣ ҷой гирифта, ҳамагӣ 884 байтро ташкил медиҳад. Қоғази ин нусха низ қӯқандӣ, хаташ настаълиқ мебошад. Нусхаи зикршуда муқова надоштааст, вале Шарифхоҷа ба он аз қоғази зардчатоби ғафс муқова сохтааст. Хати ин нусха бо хати девони рақами 1924 якхела мебошад, ки тахминан бо дасти худи Ранҷа навишта шудааст. Дар ин нусха қисмҳои баҳри «алиф», «бе» ва «те» боқӣ мондааст ва баҳрҳои дигар аз он афтодааст. Баҳри алифи ин нусха ғазалҳои зиёдеро дорад, ки тахминан, нусхаи мазкур девони комили шоир буда, мутаассифона, аксар баҳрҳои он афтода нобуд шудаанд.

Ҷараёни зиндагии Ранҷа хуб маълум нест, вале аз ашъораш маълум мешавад, ки исми шоир дар ҳақиқат ҳам Сафо будааст. Ӯ доир ба номаш дар як ғазал чунин ишора кардааст:

Нақши қалбам ҷавҳаре пайдо накард гардад сафо,
Нақши исми зоҳирам, хушном гардонидааст...

Шоир аз ватан берун дар ғарибӣ умр ба сар бурдааст. Вале ҷои ғурбатрафтаашон низ маълум намешавад. Ӯ доир ба ғурбатзада ва беватан буданаш бо ӯ гудози дилхарошона шикоят мекунад:

Ғурбатзадаам, меҳнати айём насибам,
Саргашта ба ғам аз ватани хеш ғарибам.
Ҳарчанд давидам паи роҳат мани мазлум,
Ғайр аз ғаму кулфат набувад ҳеҷ қарибам.
Дардест ба дил зоҳири ҳар кас нашавад ӯ,
Ин дард надонанд магар ёру табибам...

Нависандаи ин сатрҳо барои ташхиси аҳволи шоир ба зодгоҳи ӯ, ки ҳоло ҳам деҳаи мазкур ба ҳамон Нушор ном бурда мешавад, рафта буд. Калонсолони он деҳа доир ба ҳаёти вазнини ин шоир нақлҳои зиёде мекунанд. Аз ҷумла мегӯянд, ки шоир Сафо ба духтаре ошиқ мешавад, вале хешовандони духтар барои ба шавҳар баромадани духтар ба Ранҷа розӣ нашудаанд. Бинобар ин, онҳо доруи ифлосе сохта ба шоир пинҳонӣ мехӯронанд. Пас аз он шоир ба касалии пӯст (дарди барас) гирифтор шуда, рӯҳониён ва иғвогарони деҳа барои аз деҳа берун бароварда бадарға кардани он ҳукм мекунанд. Хешони Ранҷа аз ин ҳол бохабар шуда берун аз деҳа дар баландии назди сойи ҳамон деҳа хоначаи хаскаппамонанде ба ӯ месозанд ва ӯро ба ҳамон ҷо мегузаронанд. Сафо умри пурдарду алами худро дар ҳамон хоначаи танҳо гузаронида ва тахаллуси Ранҷаро низ аз ҳамин ҷо интихоб карда будааст. Дар баъзе шеърҳои Ранҷа ишорае дида мешаванд, ки суҳани куҳансолони деҳаро дар бораи воқеаи боло нақльёфта гувоҳӣ медиҳанд. Чунончӣ порчаи зеринро хонем:

Оҳам ҷудову фикрам ҷудо, меҳнатам ҷудо,
Дардам ҷудо бисӯхт, ғаму кулфатам ҷудо.
Танҳо ба чашми зор нишастам ба сад умед,
Доғи ҷудоғӣ сӯхт маро ғурбатам ҷудо.
Мо доғи[1] Роҳатему[2] маломат қафои мост,
Душман ҷудо бисӯхт маро Роҳатам ҷудо.
Сад водареғ шӯҳрати мо рафт номи нек,
Бадномиҳо бисӯхт ҷудо, шӯҳратам ҷудо.

---

[1] *Доғ* — ба маънои орзу омадааст.
[2] *Роҳат* — исми маҳбубаи шоир менамояд.

Чанде, ки ғам бибурд мани номуродро,
Меҳраш ҷудо бисӯхт маро ибратам ҷудо...
Ранҷе, ки дӯст ташрифи инъом кардааст,
Ғавғои халқ сӯхт маро, тӯҳматам ҷудо.
Чандон ба нотавонии худ, Ранҷа, мондаам,
Бечорагӣ бисӯхт дигар ғурбатам ҷудо.

Аз порчаи зикрьёфта ишораҳои «ғавғои халқ», «тӯҳмат» кардан бар шоир ба ростии нақли куҳансолон далел шуда метавонад. Баъзан шоир ба тариқи маҷоз ҳолати бади худро ҳамчун ғариб ва беватан ҳам ба қалам медодааст.

Аз рӯи соддагии забон ва алфоз, аломатҳои пурра риоя накардани қонунҳои шеърият (вазн, қофия, таносуби сухан ва мисли инҳо), ки дар ашъори шоир дучор мешавад, чунин менамояд, ки Ранҷа мактаби ибтидоиро хонда ба хондани ягон мадраса имконият пайдо накардааст. Аз ин ҷо низ чунин тахмин карда мешавад, ки илми шеър ва шоирро ҳам ба таври мустақилона омӯхтааст. Агар маълумоти ҳамдиёрони шоирро ба эътибор гирем, он гоҳ ҳам маълум мегардад, ки дар хонаи танҳо ғайр аз шуғли шеър гуфтан ва бо ин роҳ сӯзу гудози дилро зоҳир кардан, шоир илоҷи дигаре ҳам надошт. Ранҷа агарчанде, ки дар мадрасаҳо хонданаш маълум набошад ҳам, доманаи донишаш васеъ менамояд. Ӯ дар ашъораш аз шоирон ва устодони бузурги адабиёти форсу тоҷик ҳамчун Ҷалолиддини Румӣ, Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ, Соиби Исфаҳонӣ, Абдурраҳмони Ҷомӣ ва дигарон ёдовар шудааст. Инчунин аз ашъораш пай бурда мешавад, ки бо осори адабии муосиронаш Мирзо Содиқи Муншӣ, Мирзо Ҳасрати Ҳисорӣ, Ҷазбӣ ва дигарон шиносоӣ дошта, баъзан ба тарзи онҳо сухан гуфтааст.

Аз рӯи порчаи шеъри зерини шоир чунин менамояд, ки шоир умри дароз дида ба пирӣ расида будааст:

Дареғ аз навҷавониҳо, ки охир рафт аз дастам,
Ба заъфи пирӣ рафтаст қуввати бозуву ҳам шастам.
Қади сарвам чунон дол аст рӯ бар хок оварда,
Хамида қоматам ҳамчун камони кӯҳна бишкастам.
Ба оҳу нотавонӣ гар асо бар дасти худ гирам,
Ба назди навҷавонон тираҳолу қомати пастам...

Бинобар он ки шоир ба касалӣ дучор шудааст, аз корҳои ҷисмонӣ ва инчунин корҳои ҷамъиятӣ дар ка-

...ор мондааст. Аз ин ҷо бад будани аҳволи иқтисодӣ ва ҳолати рӯҳии шоир худ ба худ маълум аст. Аз ин рӯ шоир дар саропои ашъораш аз зиндагии бад, номуродӣ, камбағалӣ ва мӯҳтоҷиҳои рӯзгораш шикоят мекунад. Барои равшан шудани ин фикр порчаи зерини шеъри шоир далел шуда метавонад:

Сад баҳор охир шуду як гул ба номи мо нашуд,
Қуръаи фоле задам,
ҳаргиз ба номи мо нашуд.
Бистари меҳнат ба сар дидем дар айёми умр,
Роҳате дар зиндагӣ як дам ба коми мо нашуд.
Дар талоши ҷоми ишрат солҳо будем умед,
Шарбати ҷоми тараб охир ба ҷоми мо нашуд.
Бахти мо бошад сиёҳу толеи мо гаштааст,
Инчунин будаст,
ки ин дилдор роми мо нашуд...
Дар танӯри ҳар азизе хоми худ партофтам,
Пухтае дар ҳеҷ кас ин нони хоми мо нашуд...
Некӣ аз мо нест, Ранҷа, не бадӣ дар мардумон,
Ҳарфи бад аз мардумон бар мо тамоми мо нашуд.

Ба чунин ҳаёти пурмашаққат ва ранҷи бепоён нигоҳ накарда Ранҷаи пуртоқат аз шуғли шеър гуфтан ва сӯзи дил баён кардан даст накашидааст, то нафасҳои охирини худ шеър гуфта девони ашъорашро мураттаб сохтааст.

Девони Ранҷа аз рӯи мундариҷааш бештар мавзӯи шикоят аз зиндагӣ ва аҳли замонашро дар бар гирифта худи шоир ҳам онро баъзан «Шикоятнома» меномад. Ранҷа шоири ҳассос ва мушоҳидакор буда разолат ва қабоҳати замонашро хеле равшан дида дар ашъораш ба таври ҳаққонӣ тасвир намудааст. Ашъори ин шоир ҳуҷҷати барҷаста ва муоинаи тасвири ҳаёти ҳамаи мардуми қашшоқшудаи деҳаҳои кӯҳистони ондавраи тоҷик мебошад. Бинобар он ки Ранҷа ба шаҳру вилоятҳои дигар сафар накарда, таҷрибаи рӯзгорро кам дидааст, мавзӯи ашъор ва ҷаҳонбинии ӯ низ хеле танг мебошад.

Ӯ дар тасвири ҳаёт асосан аз доираи ҳаёти маҳдуди мардуми деҳот набаромадааст. Аз ин рӯ аксарият шеърҳои шоир аз зиндагии талх ва пуралами худаш ва ҳамдиёронаш нақл мекунанд. Саропои девони шоир пур аз шикоят мебошад, ки ҳамаи онро зикр кардан ба тӯл кашидани сухан сабаб мешавад.

Ранҷа дар аксар шеърҳояш аз зиндагии худ шикоятҳои ҳасратангезе мекунад, ки аз онҳо ҳаёти вазнини моддӣ ва маънавии шоир маълум шуда меистад. Ғайр аз ин мо аз шеърҳо маъно ва ҳақиқатнок будани тахаллуси шоирро, ки «Ранҷа» аст, бе душворӣ фаҳмида метавонем. Ранҷа ҳам мисли шоирони дигар аз беқадрии илму дониш дар замонаш ва хору зор будани шоирон шикоят дорад. Мисраъҳои зерин далели ҳамин фикранд.

...Дил харобу сина реш аст ҳар кӣ мегӯяд сухан,
Хонаи дил аз сухан гуфтан чунон гардад хароб.

Радифу қофияҳои ғазалиёти Ранҷа аксар дар тақлиди ашъори Хоҷа Ҳофиз гуфта шудаанд, ки инро аз тамоми ашъори дар девони шоир буда фаҳмидан душвор нест. Дар пайравии маснавии «Дахмаи Шоҳон»-и Мирзо Содиқи Муншӣ низ маснавие навиштааст. Шоир достонро аз номи Искандарподшоҳ нақл мекунад, ки дахмаи Рустами Достон ва чанд шоҳи дигарро тамошо кардааст:

...Сикандар тамошои он карду гашт,
Ба рухсора гарду ғубораш нишаст.
Дари дахмаи чорумин боз кард,
Сикандар дар он ҷо хуш оғоз кард.
Ҷавоне, ки ҳастӣ ту ин ҷо ба хоб,
Зи номи худат гӯй бар ман ҷавоб?
Бигуфт: ман ҳамон марди соҳибқирон,
Ки Рустам манам, номи ман Достон.
Ҷаҳонро гирифтам ба болои Рахш,
Ба дуньё намонда зи ман ҳеҷ нақш...
Ба паҳлӯи сар дид гурзи гарон,
Дусад ман ба вазнаш баландтар аз он.
Сикандар ба таҳсину сад офарин,
Аҷаб паҳлавоне, ки бардошт ин!
Дар он дахма чанд чизҳои дигар,
Ҳама монда ҳайрон ба болои сар...

Ё ки дар ҷавоби ғазали Мирзо Ҳасрат ғазале гуфта, дар охираш, мазмуни як мисраи шеъри ӯро такрор мекунад:

Ба дил майле агар дорӣ ба асли хеш бин, Ранҷа,
Ки нокас кас нахоҳад шуд аз ин сар бар кашиданҳо».

Аз мисолҳои овардашуда чунин менамояд, ки Ранҷа бо ашъори шоирони зиёде шинос будааст.

Девони нисбатан пурраи Ранҷа (рақами 1924) шаклҳои шеърии ғазал, маснавӣ, қитъа, соқинома ва рубоиро доро буда, шаклҳои дигар дар он вуҷуд надоранд. Маснавиҳои ӯ иборат аз ҳикоя ва қиссаҳои кӯтоҳ-кӯтоҳи аз ҷиҳати мазмун ҳархела мебошанд. Ранҷа девони худро «Маҷмеъ-ул баҳрин» ҳам номида дар ин бора чунин мегӯяд:

...Номи инро чун бикардам «Маҷмеъ-ул баҳрин» китоб,
Ҳар касе хонд аз китобам мерасад бар вай савоб.
Гар касе созад назар аз рӯҳи мо ёд оварад,
То бидонад Ранҷаи мискин бигуфтаст ин китоб.

Девони Ранҷа ҳуҷҷати барҷастаи саргузашти аҳволи бади шоирон ва олимони пешазреволюционии тоҷик мебошад, ки кас аз хондани он ҳамаи вазниниҳои ҳаёт ва нобаробариҳои ҷамъияти феодалиро аз назар гузаронида, нисбат ба он сохти ҷамъиятӣ нафрати зиёде пайдо мекунад.

Чунон ки аз тахаллуси адабии Сафо Ошурзода, ки «Ранҷа» ва девонаш «Шикоятнома» аст, низ пай бурда мешавад, ки дили шоир бисьёр ҳассос буда, разолат ва қабоҳати замонашро хеле равшан дида ва дар ашъораш тасвир карда тавонистааст.

Ашъори ин шоири соҳибдевон тасвир ва муоинаи ҳаёти ҳамаи мардуми қишлоқи кӯҳистони он давраи халқи тоҷик мебошад. Ӯ дар оворагардӣ, ғарибӣ умрро ба хорию зорӣ гузаронида дар кадом вақт ва куҷо вафот ёфтанаш низ маълум нашуд.

Шарифхоҷаи Кӯҳистонӣ дар муқоваи девони шоир соли вафоташро 1821 милодӣ нишон додааст, вале сарчашмаи ин маълумотро зикр намекунад. Аммо соли китобати девон, ки 1240/1824 қайд ёфтаасту аз рӯи тахмин бояд бо дасти худи шоир навишта шуда бошад, чунин менамояд, ки Ранҷа то ҳамин соли 1824-ум дар қайди ҳаёт будааст.

Ашъори ҳасратангези ин шоири пурдарду алам шоҳиди он аст, ки мо ӯро яке аз шоирони равияи пешқа-

дами замонй ӯ шуморида ва ба хонандаи имрӯза шинос намоем.

Абьёти зерин аз девони Ранҷа интихоб карда шуд:

Ранги моро зард ҳар дам ин дили пурдард кард,
Қомати мо чун камон хам кард, оҳи сард кард.
Сӯхтам дар коми дил ҳаргиз ба мо пайдо нашуд,
Номуродй ҳар замон хокистари мо гард кард.
Рафта-рафта умри мо чун офтоби дар завол,
Ин хазони умр охир барги моро зард кард.
Оҳи дардолуд дар мо сӯхт пайкоми нафас,
Аз ғуборолудии даҳр ин дили мо сард кард.
Эй дило, чанде, ки бошӣ, аз ғамаш фориғ куҷо,
Ишрату коми тарабро он дили бедард кард...
Аз ғаму дардаш ҷудой нестанд аҳли шараф,
Тоқату сабри ҷамил, эй Ранҷа, аҳли дард кард.

* * *

Дарди дил моро хамири хом гардонидааст,
Чумчаи захраш ба мо дар ком гардонидааст.
Нӯшу ишратҳо ҳама хӯрданду мо талхоби заҳр.
Аз насиби мо ҳамон дар ҷом гардонидааст.
Қомрониҳо умедам буду гаштам ноумед,
Соҳиби ман аз азал ноком гардонидааст.
Нақши қалбам ҷавҳаре пайдо накард гардад сафо,
Нақши исми зоҳирам хушном гардонидааст...
Давлат он касро, ки кораш аз худӣ мавҷуд шуд,
Қори ин бечора ноанҷом гардонидааст...
Ин сари мо як нафас ҳам бистари роҳат надид,
Меҳнаташ ташрифи мо инъом гардонидааст.
Чора ғайр аз сабр чӣ, эй Ранҷа, дар тақдири ӯ,
Ҳоким аст дар ҳукми худ излом гардонидааст.

* * *

Ҳамчу тӯтӣ дар қафас ман сад наво кардам, нашуд,
Бо забони маънавӣ сад илтиҷо кардам, нашуд.
Бо вуҷуди нотавонӣ чанги ман бар доманаш,
Ҷони худро дар ғами ӯ мубтало кардам, нашуд.
Кӯси давлат дар навозиш нест, эй толеъ, чаро
Ин табақро бар шифо чандин садо кардам, нашуд?
Чанд хориҳо бубинам нест раҳме бар манаш,
Хешро дар назди мардум хокн по кардам, нашуд.

Нимае ҷоне, ки буд аз мо ба ӯ дарбохтем,
Бо ғаму дарду гадой сад нидо кардам, нашуд.
Бо дами бечорагӣ дарди ман афзунтар бишуд,
Заъфи ин бечорагӣ аз тан ҷудо кардам, нашуд.
Номуродам бо муроди ман куҷо гардад фалак,
Пеши каҷрафтор ҳарчанд нолаҳо кардам, нашуд.
Дар биёбони ҷунун гаштам чу Маҷнун хору зор,
Нақши пои ноқа дидам номаҳо кардам, нашуд.
Хизмат аз ман нест ғайр аз нолаҳои беасар,
Рӯ ба сӯи боргоҳи кибриё кардам, нашуд.
То кашидам аз тамаъ бо меҳнаташ мондам қадам,
Хизмати ҳар ҳокими аҳду мулло кардам, нашуд.
Ранҷа, ғамро дар дилат чанди дигар ҷо медиҳӣ,
Он қадар бар сина дардам сад даво кардам, нашуд.

* * *

Тири оҳам, водареғо, аз камон бишкаст рафт,
Дар кашидан қабзагоҳи ин камон бишкаст рафт.
Қуввати бозуи мо оғӯши пирӣ суст кард,
Ин хаданги бевафо аз дасти мо барҷаст рафт.
Риштаи уммеди мо барканд аз даври шубоб,
Чун мусофир як нафас дар назди мо биншаст рафт.
Дид заъфу нотавонӣ ин ҷавонӣ хаста шуд,
Хатти безорӣ кашид аз мо миён барбаст рафт.
Аҷзи пирӣ бо қазо ҳар ду тифоқи якдигар,
Оҷизӣ дар хок зад ин марги моро хест рафт.
Навшубобӣ чун гули наврастаи фасли баҳор,
То ки биграфтам ба дастам дидамаш аз даст рафт.
Орзу бурдем мо чанд рӯз ишрат мекунем,
Доғи пирӣ шуд намоён дар замон дар баст рафт.
Дар никоҳи худ даровардем дил бо мо насохт;
Дасти худ дар сар гирифт ин наварӯси маст рафт.
Ҷавонӣ, Ранҷа, шаҳбозест боло пар занад доим,
Пирӣ аз дунболаи ӯ бар замин чун паст рафт. (?)

* * *

Ман оҳи фироқи ту кашидан натавонам,
Бар дашти фироқи ту давидан натавонам.
Сад орзуе бар дили пурҳасрати ман ҳаст,
Дар боғи висоли ту ҷаридан натавонам.
Дар ҳаҷри ту, эй дӯст, чунон сахт бинолам,
Чун булбули жӯлида паридан натавонам.

Аз гардиши чархи фалакам ҷавр расидаст.
Бо давлати васли ту расидан натвонам.
Гар қиммати зулфат бидиҳам ҳар ду ҷаҳонро,
Як тор зи зулфи ту харидан натавонам.
Воиз диҳадам панд, ки бас кун ту аз ин кор,
Ман ҳарфи бадандеш шунидан натавонам.
Ваҳшатзада девона шудам дар раҳи ишқаш,
Оҳусифатам лек рамидан натавонам.
Ҷонам ба лаб омад, маҳи ман, кай ту барой,
Рӯҳам, ки равад боз дамидан натавонам.
Халқат шудам аз модари айём ба меҳнат,
Ҳатто, ки аз он сина макидан натавонам.
Нахле, ки шинондам ба ҳосил бирасидаст,
Аз бахти сияҳ мева чашидан натавонам.
Аз баҳри даво, Ранҷа, расидӣ ба ҳалокат,
Дар ҷое расидам, ки тапидан натавонам.

## БУХОРӢ

Доир ба ин шоир тазкиранависи асри XIX ва ибтидои асри XX Неъматуллоҳи Мӯҳтарам чунин хабар додааст: «Бухорӣ тахаллуси муборизи майдони дурбинӣ Муҳиддиншоҳи Тӯқсабо валади Музаффариддиншоҳи Қаротегинӣ аст. Мушорунилайҳ аз шоҳзодагони Қаротегин буда, дар ин айём ба қатори навкарияи асокири амир-ул-мӯъминин (шояд Абдулаҳадро дар назар дорад.— *А. Х.*) ба мансаби тӯқсобагӣ ғунуда, чокарии ин ҷоро беҳ аз шоҳии вилояти худ дониста шукронаҳо намуда. Табъаш дар шоҳроҳи назму наср равон, хушсухан ва ширинбаён аст». Пас аз ин ғазали шоирро ки бо матлаи зерин оғоз меёбад, дарҷ менамояд. Матлаъ ин аст:

Ваҳ, зи ишқат чӣ бало хаставу афгор шудам!
Рафта-рафта зи ғами ишқи ту бемор шудам!...

Афзали Пирмастӣ бо ибораҳои дигар айнан фикри Мӯҳтарамро баён намуда ва ҳамчун намуна ҳамон ғазали дар тазкираи ӯ бударо зикр мекунад.

Мо дар аснои кор бо нусхаҳои шарқии АФ СССР дар Ленинград бо нусхаи дастхати рақами с 1653 дучор омадем, ки он асосан девони ашъори ин шоир буда ва ашъори баъзе шоирони муосираш низ дар он

й дода шудааст. Чунончӣ ашъори Суфихон эшик ҷобошӣ (вар. 53), Фасеҳо (аз вар. 58 то 67), музта-иб (56—57), Мирзо Маҳмуди Дарвозӣ, (вар. 43), Мул-о Курбони Фитрат (44—45) ва ғайра дар он зикр ёф-аст. Нусхаи зикршуда муқоваи сиёҳ дорад, ки дар амони мо аз картони маъмулӣ сохта шудааст. Ҳаҷмаш 0 варақ, коғаз қӯқандӣ, хаташ настаълиқ мебошад. евон аз рӯи анъана бо тартиби алифбои арабӣ мурат-аб нашудааст. Бисьёр варақҳои китоб беҷо буда ба ам пайвастагӣ надоранд. Девон аз достоне, ки авва-аш афтодааст, бо байти зерин оғоз меёбад:

Иқрор ба айбу нуқси худ беҳ,
Гар бандаву шоҳу в-ар кеҳу меҳ.

Қобили диққат он аст, ки шоир дар ашъораш як қатор масъалаҳои тарҷимаиҳолиро баён мекунад. Аз рӯи маълумоти девон маълум мешавад, ки шоир аз шоҳзодагони Қаротегин буда, чанд гоҳе дар вилояти Ҳисор ба вазифаи Туқсобагӣ кор карда, пас аз он аз ин вазифа маъзул мешавад. Муҳиддин пас аз маъзул шу-дан ба Бухоро меравад ва дар он ҷо низ ба ҳамин ва-зифа таъин мешавад. Аз ҳамин давра шоир тахаллу-си худро аз «шоҳӣ» ба «Бухорӣ» иваз мекунад. Чунон-чи худаш дар ин бора чунин менависад:

Ба майдони таваккал ҳар чӣ ояд пойдорӣ кун,
Зи «Шоҳӣ» даргузар акнун,
тахаллусро «Бухорӣ» кун.

Бухорӣ доир ба қаротегинӣ будани худ низ ишо-раҳо мекунад. Чунончи дар маснавии саргузашти худ менависад:

Шаҳ буд якеву дигаре мир,
Лекин зи замона нек дилгир.
Шоҳаш зи Қаротегини танноз,
Мираш зи вилои мулки Дарвоз,
Наздик ба ҳам чу иқди парвин,
Номи ду муҳиб ҳам Муҳиддин,
Маъзул шуда зи ҳукмронӣ,
Афтода сӯи Бухор донӣ.
Шаҳзода зи рӯи лоуболӣ,
Дар баргаҳи ҷаноби олӣ.

Гардид ғуломи ҳалқабаргӯш,
Гарчанд, ки буд марди мадҳуш.
Аз мартабаҳои хубу зебо,
Туқсоба амал шудам зи воло...
Мебуд ба солу моҳи бисьёр
Гоҳ-гоҳ хушу гаҳе-гаҳе зор.

Ё ки дар ғазале аз кӯҳсор буданашро чунин менависад:

Гарчи аз кӯҳсор мебошӣ, Бухорӣ, лек нек,
Баҳри ташвишу бузургӣ катта кун ʼамомаро.

Ё ки:

Таваллуд чу аз кӯҳсорам намуд,
Қушу чарғу шоҳин шикорам намуд.
Ватан андар он мулк будам зи марғ,
Падар шоҳину модарам буд чарғ.

Бинобар он, ки Бухорӣ аз шоҳзодагони Қаротегин будааст, дар Қӯқанд низ замин доштаанд. Ӯ дар девонаш ба тариқи наср чунин ёддошт мекунад:

«Замини Қӯқанд будагиро фурӯшба монда ҳаҷ меравам гуфта — гуфта будам, аз ҷаври бародарони золим, ки худашон тахмин ҳазор таноб гирифта ба ман шаст таноб дода боз ғазаб карда пиндоранд...».

Вале баъд аз ин ҷумла қайд мекунад, ки «бафурсат менависам». Аз ин ҷо маълум аст, ки ӯ мехостаст дар бораи бародаронаш чизе нависад. Илова бар ин фаҳмида мешавад, ки шоир чанд нафар бародарон ва дар Қӯқанд ҳам замину ҷо доштааст.

Бухорӣ қасди сафари ҳаҷ карда аз амир иҷозат хостааст, вале маълум намешавад, ки ин қасди ӯ ҷомаи амал пӯшида бошад ё не?

Аз баъзе ишораҳои шоир чунин тахмин меравад, ки ӯ ба ҳаҷ рафтаву омада будааст, зеро дар як ғазалаш доир ба сайр кардани ҷаҳон чунин менависад:

Надидем ҷои амон дар ҷаҳон,
Чу кардем рӯи замин ҷумла сайр.

Ба назари мо мисраи дуюми боло ба маънои сайру саёҳати Маккаву Мадина ҳам омадааст.

з руи баъзе ишораҳои шоир чунин менамояд, ки ӯро дар охирҳои умраш аз дарбораш рондааст. ин бора рубоӣ ва як банди мухаммаси шоир гумедиҳад:

Рубоӣ:

Ё раб, мани зорро раҳондӣ, чӣ шудӣ?
Дар даргаҳи ҳазратам бимондӣ, чӣ шудӣ?
Ҳарчанд гунаҳкору сияҳбахт будам,
Дар хайли сагон-ш гар бимондӣ, чӣ шудӣ?

Мухаммас:

Муддате шуд аз ғамат овора аз Фарғонаам,
Гаҳ ба дашту гаҳ ба кӯҳу гаҳ ба ҳар вайронаам,
Омадам бар остонат гарчи ман девонаам,
Ҷуз ғубори даргаҳи ту аз ҳама бегонаам,
Аз Бухорӣ ҷубасоиҳост бар ин остон.

Аз ашъораш чунин бармеояд, ки шоир ба синни ӣ расида будааст. Чунончӣ мегӯяд:

«...Ба пирӣ расидам дар ин кӯҳна дайр,
Ҷавонӣ, кучоӣ, ки ёдат ба хайр.

Инчунин аз девони шоир дониста мешавад, ки ӯ бо ирони асри XIX ва ибтидои асри XX тоҷик ва хусу бо шоир Шамсиддини Дарвозӣ, Маҳмуди Дарвозӣ шоир Одил (бояд Одили Шуғнӣ бошад) шнносоӣ ва котиба доштааст. Дар ин бора хусусан мактубҳои назм навиштаи Шамсиддин (девон, вар. 14—15) гуҳӣ медиҳанд. Аз ин ҷо пай бурда мешавад, ки Бухоаз ашъори шоирони Дарвоз бохабар буда, бо онҳо окаи эҷодӣ доштааст. Сол ва ҷои вафоти шоир маъ нашуд.

Намунаҳои зерин аз табъи ӯст:

Ваҳ, зи ишқат чи бало,
хаставу афгор шудам,
Рафта-рафта зи ғами ишқи ту бемор шудам.
На балои сияҳи мӯи ту дил дошт ҳавас,
Бастаи зулфи гиреҳгири ту ночор шудам.
Ту чу Лайлӣ ба ҷаҳон шӯҳра ба хубӣ гаштӣ,
Ман чу Маҷнун ба сари кӯчаву бозор шудам.
Хуш ба хоб он, ки лаби лаъли ту бӯсида бигуфт
Даҳанам пур зи шакар буд, ки бедор шудам.

Чун Бухорӣ ба ғубори қадамат хурсандам,
Магар аз ҷони фурӯмонда, ки безор шудам.

* * *

То каю то чанд бинависем ҳасратномаро,
Беҳ бувад акнун хамӯшию шикастан хомаро.
Кори душворею суъбе бар сари мо шуд падид,
Нилгун кардем тарҳи хеш ранги хомаро.
Гирьяи дилхастагонро бин, ки ҳангоми фироқ
Волаву шайдову маҷнун кард хосу омаро.
Дар сухандонӣ мапеч, эй булҳавас, дар ин замон,
Эътиборе нест шеъри хубу нутқу номаро.
Гарчӣ аз кӯҳсор мебошӣ, Бухорӣ, лек нек,
Баҳри ташвишу бузургӣ катта кун амомаро.

* * *

Илоҳӣ ҳамчу ман, ҷоно, ту аз ёрат ҷудо гардӣ!
Ҳамеша дар ғаму дарди фироқаш мубтало гардӣ!
Зи баҳри он қадар гӯям, ки қадри ман надонистӣ,
Ту қадру қадрдониро бидон то дилрабо гардӣ.
Чаро, эй бевафо, лофи муҳаббат мезанӣ з-аввал,
Чӣ боис шуд, ки дар охир чунин ноошно гардӣ.
Ба чандин сол дар ишқат гадо гаштам надонистӣ,
Илоҳӣ ҳамчу ман дар ишқи дилдорат гадо гардӣ!
Бухорӣ, тарки меҳри хубрӯён кун зи сидқи дил,
Ки қадратро намедонанд охир каҳрабо гардӣ.

* * *

Маро рӯзе ба дидори ту чашм афтод донистам,
Ки оби рӯи ман аз рӯзгор афтод донистам.
Яҳуду габру тарсову мусулмонро кунӣ шайдо.
Туро ман дар рамузи дилбарӣ устод донистам.
Равам дар кӯи ту ҳар лаҳза бо сад нолаву зорӣ,
Намепурсӣ ту аҳволи мани ношод донистам.
Зи нозу ғамза ҳар дам ошиқи нав мекунӣ пайдо,
Муҳаббатро ба наздики ту бебуньёд донистам.
Аз он рӯзе, ки дил бо ғайр бастӣ аз мани мискин,
Аҷоиб дар раҳи ошиқкушӣ ҷаллод донистам.
Надорад тӯҳфаи дигар Бухорӣ ҷуз дуогӯӣ,
Зи номат ҳарфе аз ҳар байт шуд эҷод донистам.

* * *

Гуфтам, ки макун ишвагарӣ, гуфт, ки ҳай-ҳай.
Гуфтам чӣ бало ҷилвагарӣ, гуфт, ки ҳай-ҳай.

Гуфтам, ки чу гул тоҷи сарӣ, гуфт, ки оре.
Гуфтам, ки чу бӯ пардадарӣ, гуфт, ки ҳай-ҳай.
Гуфтам, ки ба ҷонам зи ғамат гуфт надонам,
Гуфтам, ки чаро бехабарӣ, гуфт ки ҳай-ҳай.
Гуфтам зи лабат бӯса тамаъ, гуфт ки не-не.
Гуфтам ба тараҳҳум назаре, гуфт ки ҳай-ҳай.
Гуфтам, ки ба ин шева Бухорӣ сухане чанд
Гуфтаст ба он рашки парӣ, гуфт, ки ҳай-ҳай.

Марсия дар вафоти
фарзанди худ гуфта

Асиру мубталоӣ, ҷони модар,
Раги ҷону балоӣ, ҷони модар,
Намедонам куҷоӣ, ҷони модар
Ба дарди ман давоӣ, ҷони модар
Бисӯзам дар ғамат, эй ҷони модар.

Аз он рӯзе, ки афтодӣ ту дар банд,
Шудам ҳайрону сарсони ту фарзанд,
Ту дар мулки Бухоро ман ба Хӯқанд,
Ба ҳасрат рафтӣ, эй фарзанди дилбанд,
Худо омӯрзадат, эй ҷони модар.

Аҷал зад ҷомаи ҷони туро чок,
Падар бар тори сар гардид ғамнок,
Бародар аз ғамат бо чашми намнок,
Ниҳодӣ рӯи зебоят ту дар хок,
Куҷо бинам туро, эй ҷони модар.

## ХУНДИЛ

Хундил, тахаллуси адабии шоири охирҳои асри XIX ва ибтидои асри XX Қаротегин Солеҳбадал мебошад. Доир ба ин шоир Шарифхоҷаи Хоҷаеви Кӯҳистонӣ дар баёзаш маълумот дода, ӯро аз сокинони деҳаи Хуфаки ҷамоати Қулфаки райони пештараи Ғарми вилояти Ғарм зикр карда, номашро Солеҳбадал мегӯяд.

Шарифхоҷа аз ашъори ин шоир 5 ғазал ва 7 рубоиро дар баёзи худаш зикр кардааст. Ғайр аз ин ашъори дигаре аз ӯ дастраси мо нагардид. Аҳволи рӯҳӣ, моддӣ ва маданиии ӯро аз тахаллусаш «Хундил» фаҳмидан

душвор нест. Табъи равон доштанаш аз ашъораш маълум аст.

Ашъори зерин аз табъи ин шоири боистеъдод мебошад:

Ёд дорӣ, бо ту будам дӯш ҳамоғӯши ҷон,
Ҳамчу маънӣ дар сухан, балки чу бӯ дар гул ниҳон.
Хори чашми душманон бо дӯстон зорам макун,
Дар ду олам иззатам деҳ пеши чашми мардумон.
Умрҳо бо ноз парвардию хорам кардаӣ
Бори дигар гарди лутфе бар рухи имкон фишон.
Ранҷа кам деҳ ошиқон, эй мӯҳтасиби шаръу дин,
Сӯхтам дар бутаи ишқи ту бе ному нишон.
Чун шуд имрӯзам, ки дур афтодӣ аз базми висол,
Дӯш будӣ меҳрубон акнун шудӣ номеҳрубон.
Умрҳо дар тахти нози ҳукм додӣ адли дод,
Солҳо будам чу саг дар остонат посбон.
Шаҳнаи довар маро дорад ҳисоби молу ҷоҳ,
Дод бистону қавӣ кун дил ба ман эй дилситон.
Мурдам аз нозу итоби абрӯи хам дар хамат,
Тоқи абрӯи ту бошад қиблагоҳи ростон.
Чун сагонам посбони даргаҳи ӯ субҳу шом,
Нест, Хундил, кас набошад дар шумори ошиқон.

* * *

Равон дорад ба эҳзори хатти сунбул нишон абрӯ,
Нишон ҷон дошт аз тири нигоҳи навхатон абрӯ.(?)
Ба сеҳру фитна дорад қатъ нахли умри мардумро,
Чу шамшери қазо бошад миёни ҷон ниҳон абрӯ.
На ман танҳо шаҳиди теғи абрӯи хами ӯям,
Ба хоки ҳасрату ғам рехт хуни сад ҷаҳон обрӯ,
Ба чашми хубрӯён шуд муқаддам шоҳиди маънӣ,
Ба по бишаст болои ду чашми навхатон абрӯ.
Гаҳе хунам бирезад, гаҳ кафан созад ба тан хунам,
Барад сад ҳамчу ман охир ба ҷои ростон абрӯ.
Харобам чун кабобам, доғи ҳасрат дар ҷигар дорам,
Ба хокам мебарад охир ишоратҳои он абрӯ.
Зи ҳиҷронаш шаби рӯзи сиёҳи ман чӣ мепурсӣ?
Ҳалокат, синачокам мекунад савдои он абрӯ.
Ба ғам сар дар гиребони биёбони ҷунун дорад,
Ҳанӯзам менамояд аз тағофил имтиҳон абрӯ,
Қафан, Хундил,
ба сар дорам зи хуни худ дар ин машҳад,
Ба чашми мардум аз макри сияҳчашми камонабрӯ.

* * *

Гарчи чашмам аз тамошои ҷамолат дур монд,
Бар умеди субҳи васлат то абад масрур монд.
Мардуми чашми ҷаҳонбини ту дар чашми ҷаҳон.
Нури чашмам буд рафтӣ чашми ман бенур монд.
Рӯи ту серӣ надидам ҳайф дар мулки ҷаҳон.
Ҳасрати доғи ҷудоӣ бар дилам то сур монд.
Ғарқ дар хун бод дил аз доғи савдои ту сӯхт,
Ховарӣ чашме, ки аз арзи висолат дур монд.
Гарчи рафтам пурғаму ранҷу маломат аз ғамат,
Захми доғи ҳасратам бар синаам носур монд.
Гарчи мо рафтем пурҳасрат ба ғам аз ҳусну ишқ,
Чанд сатр аз мастари ғам дар ҷаҳон машҳур монд.
Пурғаму ранҷу маломат дар сари савдои ту,
Ҷони Хундил рафту чашмам пур зи хоки гӯр монд.

* * *

Ба базми ошиқон рафтам шабона,
Бизад мутриб ба гӯшам ин тарона.
Сухан боқист дар олам агарчи,
Фузул асту фусун асту фасона.
Сухан санҷида бояд гуфт, варна
Мабодо хиҷлат орад дар миёна.
Ба маҷлис ҳар кӣ натвонад сухан гуфт,
Ҳаё гардад бар ӯ шарму баҳона.
Ба мизон лаъл ҳамсанги сухан нест,
Сухангӯ ёд монад дар замона.
Сухан хуб аст гарчи хӯшачинист,
Бимонад ёд дар гӯши замона.
Агарчи нест лоиқ, лек монад.
Саводи сафҳаи Хундил нишона.

* * *

Гуландоме, ки ман дорам зи хунам гул ба даст асташ,
Ду чашми майпарасти бодахоре ниммаст асташ.
Маҳи гардун нишасту ман ба бебокӣ алам дорам,
Чу хуршеди фалак нӯҳ манзари гардун нишаст асташ,
Ба абрӯ рехт хунам бегунаҳ дар машҳади ҳасрат,
Ҳазорон ҳамчу хуни ман диҳад дидор маст асташ.
На ман танҳо саре дорам бувад моил ба фитрокаш,
Ҳазорон дар каманди ҳалқаи фитрок баст асташ,
Каманди дуду оҳу нолаи дилсӯзи муштоқон,

Ба гирдоби вафо чун моҳии матлаб ба шаст asташ,
Фиғон аз чашму абрӯи ҷафоҷӯе, ки ман дорам,
Ба хунрезии олам дафтари нисбат ба даст asташ,
Мусахар сохт олам офарин бар дасту бозӯяш,
Забардаст асту омад ҷумла олам зердаст asташ.
Ба каф ҷон тӯҳфаи беқадр ташрифи қудуми ӯ,
Асири зулфи мушкину каланди пуршикаст asташ.
Дил аз ман нест танҳо дар каманди чини абрӯяш,
Дили олам ба қайди зулфи пурчину шикаст asташ.
Хиҷил сарву санавбар аз қади дилҷӯи шамшодаш,
Зи абрӯяш маҳи нав гӯшаи гардун нишаст asташ.
На танҳо дошт Хундил ҷон ба каф аз баҳри побӯсӣ,
Дили олам фидои наргиси махмури маст asташ.

* * *

Рубоиҳои Хундил:

Эй даҳр, ғамат кард маро девона,
Бо дарду ғамат гашт дилам ғамхона.
Ночор ба ғам ба гӯшаи танҳоӣ,
Гуфтам ғазалу рубоию афсона.

* * *

Эй ёр, биё ки, синачокам зи ғамат,
Бе рӯи хушат ба дида хокам зи ғамат,
Дарду ғами ту ба сина бурдем ба хок,
Дардо, ки ба хок ҳам ҳалокам зи ғамат.

* * *

Бе рӯи ту дар хок ватан хоҳам кард,
Тарки ватану сайри чаман хоҳам кард,
Абрӯи ту гар хуни мани ошиқ рехт,
Дар машҳади ғам зи хун кафан хоҳам кард.

* * *

Нопокдиле пок нагардад ҳаргиз,
Дар хок гуҳар хок нагардад ҳаргиз,
Ишқи ту чу гавҳар аст дар махзани дил,
Беғам дили ғамнок нагардад ҳаргиз.

* * *

Эй дӯст, биё хаставу зорам зи ғамат,
Сад наъра бар афлок барорам зи ғамат,

Месӯхт дилам ба мулки тан дар ғами ту,
Бо дарди ту бесабру қарорам зи ғамат.

* * *

Кӯи ту биҳишт, сари кӯи ту биҳишт,
Сарсабз бувад аз гули рӯи ту биҳишт.
Бӯи ту зи мушку уду анбар хуштар,
Бешубҳа, чӣ хушбӯст зи бӯи ту биҳишт.

* * *

Ин каъбаи рӯи ту гулистони биҳишт,
Лаъли лаби ту кавсари ҳайвони биҳишт,
Нахли қади ту сарви хиромони биҳишт,
Ҳусни ту бувад шамъи шабистони биҳишт.

## АБДУЛҲАЙ

Яке аз шоирони охирҳои асри XIX ва ибтидои асри XX тоҷик Абдулҳайи Чормағзакӣ мебошад. Аҳвол ва ашъори ин шоир то солҳои охир маълум набуд. Хушбахтона, донишҷӯёни УДТ бо роҳбарии доценти кафедраи фольклор А. Сӯфиев соли 1974 ба вилояти пештараи Ғарм (ҳоло Комсомолобод) барои ҷамъоварии эҷодиёти даҳанакии халқ ба сафар баромада дар асбои кор бисьёр ашъори пароканда ва девони нопурраи ин шоирро ба даст овардаанд. Донишҷӯён Ш. Назаров ва М. Қабиков дар газетаи районӣ «Ҳақиқати Комсомолобод» (аз 22 сентябри соли 1974) доир ба ин шоир хабар дода ду ғазали онро, ҳамчун намунаи табъаш, ба нашр расондаанд.

Сарчашмаи дигар, ки доир ба ин шоир маълумот медиҳад, материалҳои ҷамъовардаи Шарифхоҷаи Кӯҳистонӣ мебошанд. Лутфан бародари гиромӣ А. Сӯфиев барои мутолиа ин девони нопурраи шоирро ба ихтиёри мо вогузошт, ки мо аз ин лутфи бепоёни он кас муташаккирем. Мулоҳизаҳои минбаъдаи мо дар асоси маълумотҳои ҳамин нусхаи девон қарор мегиранд. Тавсифи зоҳирии девон чунин аст: Ин нусхаи девон моли шахсии худи шоир буда дар вараҳи 52 б дар ҷои тахаллус мӯҳри худро, ки дар он номаш عبدالحی сабт аст, зер кардааст. Илова бар ин, дар охири китоб

қайди хеле равшани ӯ доир ба дасти худаш китобат шудани ин нусха мавҷуд аст. Чунончи: «Тамат-ул-китоб ба авни малик-ул ваҳоб, катабаи Абдулҳаи нозим ҳазо-ул-китоб... санаи 1371».

Аз ин ҷо маълум мегардад, ки ин нусха моли шахсии шоир буда, бо дасти худаш китобат шудааст. Нусхаи мазкур бо хатти настаъликӣ хеле ҳоно ба рӯи қоғази қуқандӣ бо ҷӯшаи сиёҳ навишта шуда, сарлавҳаи баҳрҳо бо ранги сурх ҷудо карда шудаанд.

Девон бо шакли анъанавӣ мувофиқи алифбои арабӣ мураттаб карда шуда будааст, вале мутаассифона, аввали китоб аз баҳри алиф то зол (ذ) афтода, танҳо аз, баҳри зол то охир, яъне баҳри (ی) ёй боқӣ мондааст. Ҳаҷми девон бо ду вароқи баъдтар навишташуда аз 80 варақ иборат буда, қаду бари он баробари (19× 13) сантиметр мебошад.

Вароқи аввал, ки аз қоғази алоҳида иборат аст, аз як ғазали шоир Мушфиқӣ оғоз меёбад, ки матлаи он чунин аст:

Тааммул дар қадаҳ додан макун, соқӣ баҳор аст ин,
Чу аз дасти ту меояд чӣ вақти интизор аст ин.

Вале дар пушти ин варақ боз шеърҳои ин муаллиф — Абдулҳай ҷой гирифтааст, ки барои ҳамин ҳам мо онро вароқи аввали девони шоир шуморидем. Шеърҳои баъд аз мураттаб сохтани девон эҷод кардашуда, дар ҳошияи ҳамон баҳрҳо ҷой дода шудаанд, ки аз ин ҷиҳат сатрҳои китоб хеле зич ва мушкилхон шудаанд. Илова бар ин, барои осеб ёфтани китоб аз намнокӣ баъзе варақҳо сиёҳ шуда базӯр хонда мешаванд. Муқоваи аввали ин нусха афтодааст, ки шерозбандии сурх доштааст. Вале баъдҳо аз кадом як китоби дарсии ҳозира ба вай муқова кардаанд, ки шерозабанди ҳозираи он аз пӯсти маҳсии кӯҳна, камтар ҷо сурх ва каме ҷо сиёҳ иборат буда ранги сафед дорад.

Ҳоло дар девон 170 адад ғазал (7650 байт), 16 адад мухаммас (1005 байт), як адад муноҷот (15 байт), як адад мавъиза (12 байт), 74 адад рубоӣ зикр меёбад. Вале дар асnои тадқиқ маълум шуд, ки аз он 74 адад танҳо 54 ададаш рубоӣ буда, 20 ададаш дубайтаҳои шоир мебошанд ва миқдори ҳар ду аз 148 байт иборат мебошад. Дар девон боз се қитъа (8 байт) қайд шудааст. Аз рӯи ҳисоби мо, ҳамаи ашъори шоир, ки дар

нусха зикр ёфтаанд, 8838 байтро ташкил медиҳад.
Таърихи итмоми китобатро боз дар рубоии зерин чу-
[illegible] тасвир намудааст:

Бо муссияти он, ки қодир асту аълом,
Дар соли ду қофу ё, ду нун ғайну ду лом,
Аз дасти камина банда Абдулҳай ном,
Дар сеюми Шаввол бигардид тамом.

Аз рӯи ҳисоби абҷад адади ҳарфҳои дар мисраи уввум нишон додашуда ба 1370 баробар аст, вале бо ақами ҳисобӣ худи шоир 1371 менависад, ки аз рӯи ахмин алифи калимаи ё ( ئی -ро низ ҳисоб кардааст, и бо ин роҳ 1371 мешавад, ки ин ба ҳисоби милод а соли 1951 баробар аст. Акнун дар асоси баъзе маъ-умоти даҳанакӣ ва баъзе ишораҳои дар девони шоир уда, тарҷимаи ҳоли ӯро чунин барқарор кардем.

Абдулҳай Собирзода соли 1869 дар қишлоқи Чор-ағзаки Қаротегин (ҳозира райони Комсомолобод) дар йлаи деҳқони камзамин таваллуд ёфтааст. Баъдтар ба-ои камзаминии ин деҳа ба деҳаи Муҷихарви ҳамон айон муҳоҷир шуда рафтаанд.

Шоир маълумоти ибтидоиро дар назди падараш, и ӯ низ шахси босавод будааст, мегирад. Баъд аз таҳ-или ибтидоӣ, тахминан дар кадом ҷое мадрасаро ме-онад. Доир ба он, ки шоир дар мадрасае хондааст, ар ашъораш чунин рубоиеро далел меоварем:

На тоқу равоқи мадраса мехоҳам,
Не баҳсу хаёлу васваса мехоҳам,
Аз шавқи таманнои ту фориғ дилаке,
Аз қайди улуми ҳандаса мехоҳам.

Вале макони таҳсил ва ҷои воқеъ шудани он мад-аса хуб маълум намешавад, аммо аз рӯи наздикии асофаи роҳ бояд дар Қӯқанд хонда бошад.

Баъд аз хатми мадраса ба ҳамон деҳаи Муҷихарв аргашта, тамоми умри худро дар кори деҳқонӣ ва еъргуӣ сарф мекунад. Ӯ дар Муҷихарв ҳам замини еле кам дошта, мисли дигар деҳқонони камзамини ӯҳистон то соли 1920 қашшоқона зиндагӣ мекар-аст.

Вале баъд аз Революцияи Октябрь зиндагиаш ба ллӣ хуб мешавад. Аз он ҷо ки девонро худаш соли 371/1951 китобат кардааст, маълум мешавад, ки во-

қеаи вафоташ баъд аз соли 1951 воқеъ шудааст. Ҷои вафоти шоир ва марқади он дар ҳамон деҳа буда то ҳол маҳфуз аст. Девони шоир аксарияти жанрҳои шеъриро доро бошад ҳам, бештар ғазалро дар бар меги рад ва баъд аз вай жанри мухаммас ҷои сониро ме гирад. Дар бораи мухаммасбандиаш худаш чунин ме гӯяд:

«Чанд ғазале аз девонҳои азизон мухаммас шавад Иншоҳуллоҳ».

Шеъри Ҳофиз, ки дур созад хоб,
Шеъри Бедил, ки мекунад дил об.
Ҳам зи ашъори орифи номӣ,
Соҳиби шавқ мавлавӣ Ҷомӣ.
Зи ашъори Ғиёсию Имло,
Шеърҳое, кунам мухаммасҳо...

Дар ҳақиқат ҳам ғайр аз як мухаммаси наътия, ки аз 450 байт иборат аст, боқии мухаммасҳоро 3 адад бар ғазали Ҳофиз, 1 мухаммас бар ғазали Чувайнӣ, 6 адад бар ғазали Бедил, 3 адад бар ғазали Ҷомӣ, 7 адад бар ғазали Ғиёсии Бадахшонӣ ва 1 адад бар ғазали Имлои Бухорӣ бастаast. Ашъори ин шоир асосан масъалаи анъанавии классикиро, ки ишқу ошиқӣ аст, дар бар мегирад. Дар баъзе ғазалҳояш тавсифи ишқи илоҳи низ ба назар мерасад, ки ин аз маҳдудияти замон берун набудани ӯро мефаҳмонад. Дар баъзе ғазалҳояш шоир дарду алам ва аҳволи худро баён намудааст. Чунончи дар байти зерин ба худ муроҷиат карда ме гӯяд:

Бинеҳ, Абдулҳай, андар синаи худ,
Зи дарду сӯзу ғам ҳар рӯз сад доғ.

Ё ки:

Дилам гашта фориғ зи ғавғои шаҳр,
Тиҳидаст ҳастам зи бозори даҳр.

Ё ки:

Васли гул ҳосил нашуд Абдулҳайи мискин туро,
Гарчи ҳамчун булбулон кардӣ ту афғон эй дареғ.

Ё ки:

Як даста гул аз боғ дар ин умр начидем,
оҳею сад оҳ.

Мазмуни панду насиҳат ҳамчун мавзӯи анъанавӣ ашъори аксар шоирон дида мешавад ва Абдулҳай аз ин мавзӯъ дар канор намонда баъзе фикрҳои ду насиҳатомезро баён кардааст. Чунончи ин ду ти зерини ӯро хонем:

То накунӣ ҷои қадам устувор,
Пой манеҳ дар талаби ҳеҷ кор.

ки:

Дар ҳама коре, ки дорой накӯст.
Роҳ ба берун шуданаш кун дуруст.

Дар ин маънӣ Носири Хисрав ҳанӯз дар асри XI ин гуфтааст:

Ба ҳар ҷое, ки хоҳӣ дар шуданро,
Нигаҳ кун роҳи берун омаданро.

Вале бо ашъори Носири Хисрав шинос будани дулҳай ба мо маълум нест, аммо дар ин мазмун ъри хуб гуфтанаш ҷолиби диққат аст.

Вале аҳамияти ашъори Абдулҳай дар он аст, ки ӯ мчун намояндаи аҳли меҳнат, бар зидди золимон, лдорон, амалдорон ва ҳоҷию эшонҳо баромад карда, сусиятҳои хоси синфии онҳоро ҳаҷвомез танқид мемояд. Танҳо дар ғазали зерин чанде аз он гурӯҳи бакоронро ҳаҷв гуфта нисбат ба онҳо то чӣ андоза фрат доштани худро зоҳир намудааст:

Ёди аҳли ҷоҳ бар дил ҷуз ғаму озор нест,
Водареғо, мардумонро дидаи бедор нест.
Чор шахси зулмпеша кардаанд дар Муҷихарв,
Андар ин ҷо ҳеҷ кас золимтар аз ин чор нест.
З-он яке бошад Шариф монанди Қорун молдор,
Заҳри қотил дар дарунаш к-андруни мор нест.
Нест ҳосил гардани ғафси Сафар ҳеҷ буққаро,
Ҳеҷ тарсо мисли ӯ бадфеълу бадкирдор нест.
Дигаре гӯям Шафеъ-ҳоҷӣ зи васфаш нуктае,
Ҳеҷ нархук аз Шафеъи тӯфаланг мурдор нест...
Аз мирохурҳо яке бар табъи ман н-омад писанд,
Дар тавозӯъ ҳеҷ кас монанди Давлатьёр нест.
Банда Абдулҳай наандешад зи макри золимон,
Ҳар кӣ иззат ёфт аз халқ назди золим хор нест.

Аз ин шеър шахси пешқадам ва шоири боистеъдоду равшанфикр будани ӯ ба назар мерасад. Дар оянда ҷустуҷӯй карда ба даст овардани девони пурраи ин шоир беаҳамият нахоҳад буд.

Шеърҳои зерин аз табъи ин шоир аст:

Ғазал:

Дилам гашта фориғ зи ғавғои шаҳр,
Тиҳидаст ҳастам зи бозори даҳр.
Арӯси назокат ба ақди хаёл,
Фитода ба ҷуз коғазаш нест маҳр.
Зи ҷоми ғами ишқй он дилрабо,
Ба ҳалқам дамодам чакон аст заҳр.
Барам дар замини варақҳо кунун,
Зи баҳри хаёлам ба ҳар сӯй наҳр.
Чу лашкар кашад фикри дунъё ба дил,
Кунад ҷумларо ишқ зеру забар.
Ту, Абдулҳай, аз ҷоми ғам бода нӯш,
Набахшида дунъё ба Баҳром бар.

* * *

Моҳи ман ногаҳ шуда дар меғ пинҳон, эй дареғ,
Дар ғами ӯ не маро тан монд, не ҷон, эй дареғ.
Ҷон, ки буд андар сари тахти таманнояш муқим,
Офати субҳй ба ҷонам зад зи ҳиҷрон, эй дареғ.
Ҷилваи қаддат, ки дар боғи латофат сарф буд,
Сабру ороми сукунро бурд аз ҷон, эй дареғ.
Карда ёқути рухаш ёқутҳоро дар Яман,
Лаълҳоро камбаҳо андар Бадахшон, эй дареғ.
Сунбулу гулро намонад қадр дар гулзорҳо,
Чун гули рӯяш набошад дар гулистон, эй дареғ.
Андалебон гар бидиданди гули рӯи варо,
Ишқи ӯро мегузиданд аз дилу ҷон, эй дареғ.
Гар касе наззора кардй сунбули мӯи варо,
Кай кушодй дида сӯи сунбулистон, эй дареғ.
Ман ҳилоли абрувони ӯ куҷо бинам дигар,
Ман намебинам дигар сарви хиромон, эй дареғ.
Васли гул ҳосил нашуд, Абдулҳайи мискин, туро,
Гарчи ҳамчун булбулон кардй ту афғон, эй дареғ.

* * *

Он ки тавсифи ҷамоли ту шунидаст, манам,
Ба сари роҳи хаёли ту давидаст, манам.

Он ки дар роҳи вафо аз дилу ҷон гашта давон,
Зи ту ҷуз ҷавру ҷафо ҳеҷ надидаст, манам.
Он ки дар дасти таманнои ту саргашта шуда,
Зи сари роҳи талаб по накашидаст, манам.
Он ки нолон шуда ҷонаш,
зи ғамат чун булбул,
Ба гулистони висолат нарасидаст, манам.
Он ки дар водии ҳамчун шаби торики вуҷуд,
Партави моҳи ҷамоли ту надидаст, манам.
Он ки саргашта ба саҳрои амал мебуда,
Ҷуръае аз маи матлаб начашидаст, манам.
Он ки дар водии ҳиҷрони ту афтода ба ғам,
Дилаш аз фикру хаёлат нарамидаст, манам.
Он ки аз абри самои ғами ҳиҷрон ба дилаш,
Қатрае ҷуз матари хун начакидаст, манам.
Он ки дар маркаби шавқи талабат гашта савор,
Рафта роҳею ба ҷое нарасидаст, манам.
Он ки рафта ба тамошои гулистони мурод,
Гуле аз гулшани мақсуд начидаст, манам.
Он ки дар базмгаҳи васли ту чун Абдулҳай,
Шарбати ҷоми висолат начашидаст, манам.

* * *

Зи гармиҳои душини ту имшаб ёд мекардам,
Сипандосо зи ҷо меҷастаму фаьёд мекардам.
Фиреби хеш медодам, ки имшаб ёр меояд,
Ба ҳар овозьёбӣ хотири худ шод мекардам.
Забони ҳоли хат мегуфт, эй ман кош мебудам,
Гирифторони зулфашро зи ғам озод мекардам....
Чу Абдулҳай шудам девонаи ишқи парирӯе,
Гаҳе Маҷнун лақаб худро гаҳе Фарҳод мекардам,

## Ғазали мустазод:

Дар дашти ҷунун дар талаби ёр давидам,
Дар вақти пагоҳӣ,
Дар раҳгузари ёр баногоҳ расидам,
Бо нолаву оҳе.
Афтода чу бисмил ба тапиш аз ғами он ёр,
Шояд, ки бубинам,
Чун булбули мотамзода сад оҳ кашидам,
Бас ҳоли табоҳӣ.

Ногоҳ бидидем, ки омад ба карашма,
Он дилбари танноз,
Хубе, ки надидем чу ӯ ҳам нашунидем,
Бо рӯи чу моҳе,
Бархоста аз ҷой ба таъзими лиқояш,
Рӯ ҷониби дилдор,
Хандида чӣ гӯям, к-аз он ханда чӣ дидем,
Бас кард нигоҳе.
Лаълаш, ки майолуди табассум бишуд ӯро,
Дар маҷлиси ушшоқ,
Ангушт ба дандон зи таҳайюр бигазидем,
Сар зад зи дил оҳе.
Чун арсаи бозори қиёмат зи миёна,
Бархост фиғонҳо,
Як даста гул аз боғ дар ин умр начиндем,
Оҳе сад оҳе.
Абдулҳай, агар ёр назар бар ту надорад,
Зинҳор марав дур,
Дорем аз ӯ ҳамчу қамон гар нахамидем,
Умеди нигоҳе.

* * *

То ниқоб аз чеҳраи гулранг боло кардаӣ,
Ҳамчу булбул ошиқонро масту шайдо кардаӣ.
Дар паи ҳар ҷилва чандин ҳашр барпо сохта,
Шӯҳрате дар арсаи офоқ пайдо кардаӣ.
Эй дилоромам, биё, муштоқи оғӯши туам,
Муддате моро асири ин таманно кардаӣ.
Мурғи зирак ҳалқаи зулфат ба дом афгандааст,
Ҳалқаҳои зулфи худро доми дилҳо кардаӣ.
Аз назокатҳои рухсори ту гулҳо шармнок,
Халқро ҳайрони он рухсори раъно кардаӣ.
Новаки мижгони шӯхат карда дилҳоро нишон,
Теғи абрӯ баҳри қатли мо муҳайё кардаӣ.
Ҳар нафас тирам ба ҷон з-он қавси абрӯ мезанӣ,
Сарви ҷӯй фикратам он қади раъно кардаӣ.
Бас ту, Абдулҳай, зи васфи он нигори моҳрӯ,
Ин ғазалро бо хаёли нозук иншо кардаӣ.

* * *

Гар нигори ман хиромон беҳиҷоб ояд бурун,
Дуду оҳи оташин аз шайху шоб ояд бурун.

Гар барандозад ниқоби зулф аз моҳи ҷамол,
Дар шабистони таманно моҳтоб ояд бурун.
В-ар намояд чеҳраи гулрангро бар ошиқон,
Ҷони муштоқони рӯяш аз азоб ояд бурун.
В-ар ба гулшан дар хиром орад қади чун сарвро,
Аз фиғони булбулон бонги рубоб ояд бурун.
Солҳо шуд дар хаёли ҳалқаи гесӯи ӯ,
Ҳар шабе аз дидагонаш ҷӯй об ояд бурун.
Наргиси мастaш маро ҷоми маи таҳқиқ дод,
Қ-аз даҳонам дам ба дам бӯи шароб ояд бурун.
Мешавад масти хароб Абдулҳай аз бӯи гулаш,
Он парирӯ гар зи хилват бениқоб ояд бурун.

Дар тазмини Ҳофиз гуфта:

Лаъли лабат, дилбарам, лулуву марҷони ман,
Оби ҳаёт омад, ёди ӯ бар ҷони ман...
Аз ҳаваси лаъли ӯ дарди дилам дар фузун,
Дар ғами ҳиҷрони ӯ оташе дар ҷони ман...
Булбули Шероз гуфт нуқтаи ҷонсӯзро,
«Дилбари ҷонони ман бурд дилу ҷони ман».
Абдулҳайи дилҳазин, роҳи хаёлаш гузин.
Шарҳи гулистон намо, булбули хушхонӣ ман.

* * *

Офтоби ҳусни зебоӣ нигори мост ин,
Ё шуоъи талъати субҳи саодатҳост ин?
Наргиси шаҳлост ё ҷодугари ҳайратнамо,
Ё ба ғамза дилрабо ё соқии ҷонҳост ин?
Хандаи лаб чун шакар ёқут ё лаъл аст ӯ,
Ё анори Язд ё қанд аст ё ҳалвост ин?
Рӯи ту моҳ аст, ё шамъи шабистони хаёл,
Ё зақан, ё себ, ё ки луълуъи лолост ин?
Гулшани дайр аст пургул ё рухи зебои ту,
Ё гулистони тараб ё лолаи саҳрост ин?
Анбари гесуст ё кофур, ё мушки Хито,
Ҳалқаи зулф аст ё доми хаёли мост ин?
Тоқ ё абрӯст, ё меҳроби тоат ё ҳилол,
Қиблаи ҳайратфазои олами болост ин.
Як назар сӯи гирифторон намесозӣ ҷаро,
Дар хаёлат мурдаем, оё ҷӣ истиғност ин.
Дида, Абдулҳай, манеҳ барҳам ба роҳи интизор,
Донад он дилбар, ки маҷнуни хаёли мост ин.

* * *

Аз ин ҷо ки Абдулҳай ба сабку услуби Ҳофиз пайравӣ кардааст, бисьёр ғазалҳои ӯ хушоҳанг, ҳамафаҳм ва дилписанд баромадаанд. Барои дурусти ин фикри мо, ғазали зеринро аз ашъори Абдулҳай мутолиа фармоед:

Дилбаро, чун зулфи пурхамро ба тоб андохтӣ,
Синаи пурдардро дар изтироб андохтӣ.
Гесуи пурчини худро баркушода ногаҳон,
Бар дилам аз накҳати он инқилоб андохтӣ...
Аз фуруғи нури рухсорат ба қадри заррае,
Аз барои равшанӣ бар офтоб андохтӣ.
Дар гулистон чун гули руи ту андар ҷилва шуд,
Аз нигоҳи гул ба булбул эҳтибоб андохтӣ.
Макр кардӣ, бурдиям бар майкада, эй майфурӯш,
То ки эъноби хаёлам дар шароб андохтӣ.
Чун фиристодӣ ба дил фикру хаёлат, дилбаро,
Бар хаёли ғайр аз ишқат ҳиҷоб андохтӣ.
Чашми Абдулҳай, ки ҳайрони тамошои ту буд,
Аз ғами ҳиҷрони худ дар чоҳи об андохтӣ.

Умедворам, ки девони пурраи ин шоир ба даст омада, доир ба масъалаҳои зиёди ҳаёт таваққуф намудани ӯро дар оянда манзури назари хонандагон гардонем.

Чунон ки маълум аст, дар охирҳои асри XVIII то нимаи аввали асри XIX Кӯлоб ҳам ҳокимияти хурди мустақили худро дошт. Шаҳри Кӯлоб ҳамчун маркази маъмурии тоҷикони вилоятҳои гирду атрофи он ба шумор мерафт. Вале Кӯлоб ғайр аз марказаш боз деҳа ва шаҳрчаҳои аҳолинишини дигаре ҳам дошт, ки дар таърихи он вилоят роли калон бозидаанд. Ин маҳалҳои аҳолинишини ҳамчун Балҷувон, Фархор, Қангурт ва дигарҳо мебошанд. Ин аст, ки олимон ва шоирони ин сарзаминро мо якҷоя намебинем. Илова бар ин, қисми зиёди шоирони Кӯлоб барои таҳсил ба Бухоро рафта баъд аз хатми мадрасаҳо дар ҳамон ҷо мондаанд. Мулло Бурҳониддин бо падараш Садриддин, Шамсиддини Шоҳин, Абдураҳмонхоҷаи Носеҳ, Бурҳониддини Бисмил — шоир ва мударрис ва боз чанде шоирони дигар аз қабили ҳаминҳо мебошанд. Бинобар васеъу парешон будани ҳудуди онвақтаи Кӯлоб ва муттаҳид набудани ҳокимони он дар як маркази ягона, дар Бухоро зистани қисми шоирони дигари ин водӣ, доираи адабии давраи зикрьёфта он қадар ба назар намерасад.

Агарчанде, ки баъдҳо Носеҳи Кӯлобӣ, Ҳоҷӣ ва баъзан Шоҳин ҳам ба Кӯлоб омада бошанд, вале маҳфили иттиҳоди шоирон дар ин ҷо дида намешавад. Илова бар сабабҳои гуфташуда, инро ҳам бояд гӯем ки мероси адабии шуарои Кӯлоб ҳанӯз хуб тадқиқ нашудааст. Як қисми он мероси адабӣ ҳатто то кунун ба таврӣ пурра аз маҳаллу районҳо, дасти одамони алоҳида ҷамъоварӣ карда нашудааст.

Дар оянда омӯхтани мероси адабии ин шоирон вазифаи зарурӣ бояд шумурда шавад.

Акнун чанде аз шоирони ин сарзаминро ба тариқи удогона хонем.

## НОСЕҲИ КӮЛОБӢ

Носеҳ тахаллуси адабии шоир Абдурраҳмонхоҷаи инни Мирзоподшоҳи Хатлонӣ мебошад. Ӯ дар охирҳои сри XVIII ва аввалҳои асри XIX зиндагӣ кардааст. Шоир охирин достони худ «Ҳадиқат-ур-расул»-ро соли 1226/1810—1811 таълиф ва соли 1231/1815 китобат намудааст. Аз ин ҷо маълум мешавад, ки ӯ то соли 1815 дар қайди ҳаёт будааст.

Носеҳи Кӯлобӣ дар охири нусхаи достони «Ҳадиқат-ур-расул» рақами 8500 (захираи АФ Ӯзбекистон) дар бораи худ чунин маълумот медиҳад:

...Қотиби ин нусха шуд беиштибоҳ,
Абдурраҳмон ибни Мирзоподшоҳ...
Дар ҳазору дусаду сию як,
Ин китобат тамом шуд бешак.
Ҳаст бар лавҳи дилам ҳарфи падар,
Мулҷари мавлуди ман соли бақар.
Қам-камак рафтам ба нармӣ роҳро,
Пай задам соли ду кам панҷоҳро...

Аз рӯи ин ҳисоб, ки шоир соли 1231/1815 дар синни 48-солагӣ будааст, пас соли таваллудаш 1181/1767 мебошад.

Носеҳ дар охири достони «Ҳайратангез» аз беқадрии аҳли илму дониш сухан ронда, аз шоирони ҳамзамони худ: Домулло Миракхоҷаи аълам, Охунд Мулло Холбойи Хуҷандӣ (бо тахаллуси Дониш), Мирзо Содиқи Муншӣ, Мирзо Муҳаммадшарифи Муншӣ (Анбар), Нозими Гул ёдоварӣ мекунад.

Аз ин ҷо низ ба чунин хулоса омадани мо аз ҳақиқат дур нест, ки Носеҳ дар охирҳои асри XVIII ва аввалҳои асри XIX — давраи ҳокимияти амир Ҳайдар ва амир Насрулло зиндагӣ кардааст. Зеро давраи зиндагии шоирон: Мирзо Содиқи Муншӣ, Муҳаммадшарифи Муншӣ, Миракхоҷа низ ба замони ҳокимияти амир Ҳайдар ва амир Насрулло баробар меоянд. Аз ҷумла Мирзо Содиқ муншии дарбори амир Ҳайдар будааст.

Феълан Носеҳ аз амир Ҳайдар чунин ном бурдааст:

Шудаст ҳокими шаҳри Бухор амир Ҳайдар,
Вале чӣ суд, ки дар даст зулфиқор надорад.

Ҷои таваллуди Носеҳ вилояти Кӯлоб мебошад, зеро шоир дар муқаддимаи достони «Ҳадиқат-ур-расул» исму лақаб ва ҷои худро чунин зикр мекунад: «Абдурраҳмонхоҷа бинни Мирзоподшоҳи Хатлонӣ». Дар ашъораш низ ишора кардааст:

Фақир аз қарьяҳои кишвари Кӯлоб мéбошам,
Гирифторам ба гуфтори лаби лаъли Бадахшонӣ...

Носеҳи Кӯлобӣ маълумоти ибтидоиро, эҳтимол, дар худи Кӯлоб, дар назди падараш гирифта бошад. Зеро лақаби иловагии «Мирзо», ки ба номи падараш пайвастааст, аз хатту савод доштани ӯ гувоҳӣ медиҳад. Вале баъд барои давом додани таҳсил ба Бухоро меравад, ки худи шоир дар достони «Маҷлисафрӯз» дар ин бора чунин ишора мекунад:

Бенавою ҳазин пиёдаю зор,
Баҳри таҳсил омадам ба Бухор.

Ӯ дар Бухоро мадрасаро тамом карда, барои ҷой ва хонаи истиқоматӣ надоштанаш, дар яке аз ҳуҷраҳои ҳамон мадраса зиндагӣ ба сар мебарад, ки дар ин бора низ чунин мегӯяд:

...Як тараф ҳуҷраам ба мадраса буд.
Рафтам он ҷо ҳазину дардолуд...

Носеҳи Кӯлобӣ аз оилаи хеле камбағал баромада, худи ӯ низ зиндагиро ба қашшоқӣ ва муҳтоҷӣ мегузаронад. Шоир дар порчаи зерин аз аҳволи бади худ ва аз моли падар ба мерос намонданаш, инчунин ба ягон кору мансабе соҳиб нашуданаш шикоят карда, чунин менависад:

...Чоруқи кӯҳна буд попӯшам,
Чакмани пора-пора бар дӯшам.
На ба мерос дида моли падар,
На аминам, на марди савдогар.

Нашудам ман ба умри худ асло,
Қозии шаҳру муфтии саҳро.
На раису имоми аҳли замон,
На муаззин, ки ош ораму нон...

Чи тавре, ки мебинем, ба чунин шахси камбағал дар замони аморати Бухоро, агарчанде, ки мадрасаро тамом карда бошад ҳам, коре ва ё мансабе намерасид. Бинобар ин ӯ касби китобат карданро пешаи худ сохта ва ҳамин касб рӯз мегузаронад. Худи шоир дар достони «Маҷлисафрӯз» аз ин касби душвор ба даст овардани хароҷоти рӯзгорро чунин менависад:

...Ҷуз китобат ҳунар надорам ман,
Ҳамчу соя сиёҳкорам ман.
Менависам китоб ҳамвора,
Синаам чун қалам шуда пора.
То ба рӯи дигар варақ гардад,
Дили ман ҳамчу хома шақ гардад.
Ман ба ин меҳнати уфуру ситам,
Пул ба даст оваридаам кам-кам....

Носеҳ оид ба ин касбаш дар рубоии зерин низ чунин қайд мекунад:

Абдурраҳмонхоҷаи Кӯлобӣ,
Дар баҳри китобат аст чун мурғобӣ,
Дорад ҳаваси шино ба гирдоби муҳит,
Мабсут намояд гуҳари ноёбӣ

Аз боби ҳафтдаҳуми достони «Маҷлисафрӯз» низ маълум мегардад, ки Носеҳ дар Бухоро зан гирифта як писар меёбад. Аммо бояд гуфта гузарем, ки шоир дар ин достон аз як тараф аз бехонагӣ, бепулӣ, қарздор будан, ба фалокатҳои рӯзгор дучор шудан ва аз тарафи дигар, аз оиладорӣ, хусусан занаш ва хешони ӯ, норозигии сахт баён мекунад. Ӯ дар ин боб ҳикояти зан гирифтан, фарзанд ёфтан ва талаботи аз андоза беруни занаш ва хешовандони ӯро пурра нақл мекунад, ки он қиссаи дарозест, вале хулосаи он чунин аст, ки худи шоир мегӯяд:

...Хотирам ҷамъ ҳамчу Парвин буд,
Ман чу Хусрав, замона Ширин буд.

Водареғо, ки талхком шудам,
Кадхудо ғаштаму ғулом шудам.
Уфитодам ба сад парешонӣ,
Чун асири даруни зиндоне.
Қиссаи накди ман бар офат шуд,
Сарф дар кори бад қиёмат шуд.
Рафт аз даст симу динорам,
Нохуне не, паси сарам хорам.

Дар девони ашъораш ҳамин мақсадро боз чунин такрор кардааст:

Рӯзе, ки тӯй карда шабе кадхудо шудам,
Ҷуз нохуне намонд ба дастам гадо шудам.
Холӣ наям зи гарди фалокат тамоми умр,
Дар зери чарх аз чӣ сабаб осиё шудам...
Давлат надиду бахту саодат нашуд қарин,
Ҳарчанд зери сояи боли ҳумо шудам...
Носеҳ, дубора нест маро пеш зиндагӣ,
Чун шамъ сӯхтам, ки саропо адо шудам.

Дар ҷои дигар боз чунин мегӯяд:

...Таҷарруд олами бедарду ишратхонае будаст,
Хатое, шуд зи нодонӣ, ки худро кадхудо кардам...

Ғайр аз ин шоир дар бораи бе хешу табор, бе ёру дӯст буданаш низ дар ҳамон боб хабар медиҳад:

...Ки маро хешу ақрабое нест,
Дӯстдорею ошное нест....
Дар Бухоро на модар аст маро,
На бародар, на хоҳар аст маро...
Мард дар эҳтиёҷ берун аст,
Зани танҳо ба хона дилхун аст...
Шарҳи аҳволи ман бад-ин кайф аст,
Подабонӣ агар кунам ҳайф аст.

Аз ишораҳои дар девони ашъори шоир буда чунин ба назар мерасад, ки шоир ду писар ва чанд духтаре доштааст. Яке аз фарзандонаш вафот ёфта ӯ дар вараҳи 128а девон доир ба вафоташ марсияи ҷонсӯзе навиштааст.

Барои бад будани аҳволи иқтисодӣ, як писари шоир

оҳи оворагардиро пеш гирифта деҳа ба деҳа ва шаҳр ба шаҳр мегаштааст. Носеҳ барои насиҳати он фарзанд ба нарафтани ӯ ба ҷои дигар шеърҳои зиёде гуфтааст. Аз ҷумла абьёти зеринро хонем:

Ба куҷо меравӣ, эй шамъи шабистони падар?
Навниҳоли чаману сарви гулистони падар.
Модари зори ту аз ҳаҷри ту хун мегирьяд,
Сӯхтаи дарду ғамат синаи бирьёни падар.
Ҳар куҷо меравӣ, эй нури назар, зуд биё,
Интизорӣ накашад дидаи ҳайрони падар.
Падару модарат аз рафтани ту беморанд,
Диданат давлати модар шуду фармони падар...
Хоҳаронат ҳама оинаи ҳайрат дар каф,
Ки чаро ӯ накунад кор ба фармони падар?
Гар биёӣ ба ватан зуд сафар месозӣ,
Як шабу рӯз шавӣ ҳамраҳу меҳмони падар.
Шири модар шуда об аз ғами ҳарҷоии ту,
Хуни дил меравад аз дидаи гирьёни падар.
Гоҳ дар шаҳру гаҳе ҷой ба саҳро дорӣ,
Ту магар гаштаӣ безор зи эҳсони падар...

Носеҳ дар натиҷаи наёфтани кор дар Бухоро худаш ҳам ба оворагардӣ умр мегузаронад. Аз девони шоир маълум аст, ки ӯ ба шаҳрҳои Хуҷанд, Тошканд ва баъзе вилоятҳои дигари Мовароуннаҳр сафар карда манзара ва баъзе хусусиятҳои хоси он шаҳрҳо ва сокинони онҳоро ба риштаи назм кашидааст. Чунончи порчаҳои шеърии зеринро хонем:

Ҷаннат-ул маъвост ҷои шайхи пурзӯри Хуҷанд,
Аз биҳишти ҷовидон оварда ангури Хуҷанд.
Ҳар кӣ меояд дар он ҷо мекунад ҷонаш ҳузур,
Хонҳоро пурасал гардонда занбӯри Хуҷанд...

Дар тавсифи Тошканд гӯяд:

**Ёд аз ҷаннат диҳад фасли баҳори Тошканд,**
Сурхрӯи ҳарду олам лолазори Тошканд...
Мардумони ӯ мусофирпарвару меҳмоннавоз,
Бештар бошад сахӣ дар ҳар диёри Тошканд.
Салсабили хешро хулди барин карда сабил,
Ҳавзи кавсар чашмаҳову ҷӯйбори Тошканд...
Ҳокимаш марди шуҷоъу навкаронаш ҷангҷӯй,

Насли Рӯинтан бувад Исфандиёри Тошканд.
Пир тирандоз бошад, навҷавон шамшерзан,
Бар сипоҳи хасм ғолиб як савори Тошканд.
Гар набинӣ ту ба чашми худ наёяд боварат,
Беҳ зи гулзор аст, Носеҳ, хорзори Тошканд.

Аз порчаҳои боло зикршуда аҳволи оиладорӣ ва ҳам оворагардии ин шоири қашшоқ хеле равшан ба назар мерасад.

Носеҳ зиндагии хеле вазнинро аз сар гузаронида, аз бахту толеи сиёҳ, аз надоштани асбоби майшат, аз бекадрии илму фазл дар замонаш, аз ҷавру зулми аҳлиқ доро бисьёр шикоят кардааст, ки ҳиссаи зиёди ашъорашро шикоятнома гуфтан мумкин аст. Порчаҳои шеърии дар зер қайдшуда гувоҳи аҳволи ӯ мебошанд:

Зи асбобу матои дуньявӣ маъзур мебошам,
Зи нодорӣ агар пурсӣ, ба мулки фақр Қорунам.
Ниҳоли орзӯям пурбаланд афтодааст, Носеҳ,
Нагирад домани мақсуд дасту бахти вожунам.

Дигар:

Пас аз маргам ба фарзандон агар мерос мемонад,
Давоти бесиёҳию қаламдонест пушти ман...

Дигар:

Олимон қадре надоранд дар миёни ҷоҳилон,
Оби софӣ зери коҳу тӯдаи хошок рафт....

Ё ки:

Ҳунарманд аз ҳунарҳо бештар озор мебинад,
Ки гул дар оташи сӯзанда бо ҷирми гулоб афтад.

Дигар:

Гарчи бад буд пеш аз ин айём,
Бадтарини замон замонаи ман.
Хусрави шаҳри дарду ранҷу ғамам,
Қафи афсӯс шодиёнаи ман....

Ё ки:

Дар ин дашти қиёматхез мурғи бепару болам,
Биёбони шарарангези сӯзон чун шавад ҳолам.
Чу доғи лола субҳи толеъам равшан намегардад,
Ба сомони пари зоғи сияҳ бахтесту иқболам.

ро аз заъфи тан ҳоҷат ба сӯи осиё набвад,
гандум устухонам суда созад гардиши солам...
до то гаштаам аз ҳамнишинони диёри худ,
най аз дарди танҳоӣ шабу рӯз аст менолам...
ҳар ҷо меравам, Носеҳ, зи зулмат нестам фориғ,
а ранги соя меояд сияҳбахтӣ ба дунболам.

* * *

Дигараш:

Қиам ман, булбули гулзори ҳасратхези афсӯсе,
Асири шаҳри навмедӣ, дабири мулки маъюсӣ.
Накарда дар ҷаҳон ишрат, надида аз касон иззат,
Шуда оинаи ҳайрат, саропо доғу ватосӣ.
На анҷому на оғозе, на баста бурд бар созе,
Бурида болу парвозе, ба кунҷи хона маҳбусе...

Дигараш:

Қиам ман, дар бисоти дарду меҳнат хуфта ранҷуре,
Ба қадри вусъату андеша аз дор-ул-шифо дуре..
Зи беқадрӣ ба мизони ҳисоби кас намеоям,
Ба чашми мардумон камтар намоям аз пари мӯре...
Агар коре кунам, Носеҳ, ба каф ҳосил зиён ояд,
Яқинам шуд, ки дар олам чу ман нагузашта муздуре,

Ё ки:

Қиам ман, дар забонҳо ошьёнафганда анқое,
Ки дар олам вуҷудамро намедонанд пайдое....

Дигар:

Гиёи зери соя ҳар куҷо афсурдагӣ дорад,
Ба базми эътибори ағниё чун сабза помолам.
Зи офатҳои олам як даме холӣ намебошам,
Ба по обилаи чанду ба лаб пайваста табхолам.

Дигар:

Чун дирҳаме, ки носара бошад ба рӯзгор,
Носеҳ, ба назди аҳли назар нораво шудам.

Дигар:

...Ҳеҷ кас аз ман ғанитар нест дар рӯи замин,
Мекунам фикри палав ҳар рӯзу шаб дам мехӯрам.
Моҳии беобам аз бедастгоҳӣ дар ҷаҳон,

Аз барои харҷи хона хун дамодам мехӯрам.
Тирабахтӣ бин, ки дар пеши амири зарнисор,
Арзи қашшоқӣ намоям, чӯби маҳкам мехӯрам.
Нардбонам оҳу афғон, меравам бар осмон,
Аз таоми ҳазрати Исои Марьям мехӯрам....
Ҳар гаҳе туғён кунад дар ботинам ҷуъулбақар,
Гар наёбам ҳеҷ, Носеҳ, рӯзу шаб ғам мехӯрам.

Хулосаи худи шоир доир ба тарзи гузаронидани умраш чунин аст:

Ман зи умри худ наёсудам, дареғ!,
Қош дар дуньё намебудам, дареғ!
Чун гузар кардам ба бозори ҷаҳон,
Ҳосилам афсӯс шуд, судам дареғ...
Обе не дар кишвари аъзо маро,
Хушк гардидаст шаҳрӯдам, дареғ....

Тахминан, баъд аз оворагардиҳои зиёде шоир ба зодгоҳи худ Кӯлоб омада бошад. Байти зерин ба ҳамин фикр гувоҳӣ медиҳад:

Ба бӯи гул насиме гаштаму сӯи чаман рафтам,
Ба чандин ранг гардидам, зи ғурбат дар ватан рафтам.
Чу субҳам партави меҳри ҷамоли ёр равшан шуд,
Даридам ҷайби ҳастию бурун аз пираҳан рафтам.

Дар баробари ба Кӯлоб омаданаш Носеҳ, ҳамчун ҳамдиёрони дигараш, ба корҳои деҳқонӣ ва зироаткорӣ машғул шудааст. Байти зеринаш ба ҳамин фикр далел шуда метавонад:

Носеҳ, аз кори зироат дасти худ кӯтаҳ макун,
Дар ҷаҳон ашроф бошад, ҳар кӣ гардад деҳқон.

Аз ин байтҳои боло зикршуда чунин менамояд, ки дар ҳақиқат ҳам Носеҳ ба ватанаш баргашта ба корҳои деҳқонӣ ва инчунин тадрисии мадрасаи дар Кӯлоб таъсиснамудаи худаш, машғул мешавад.

Феълан калонсолони шаҳри Кӯлоб ҷое, ки ҳоло хонаи маданияти шаҳр ҷой гирифтааст, он ҷоро мадрасаи Абдурраҳмонхоҷа мегӯянд. Инчунин тасдиқ мекунанд, ки Носеҳ аз Бухоро омада, мадрасаи кӯҳнаеро таъмир намуда худаш дар он тадрисӣ мекард.

Дар достонҳои «Ҳадиқат-ур-расул» ва «Ҳайратан-
з», ки пас аз достони «Маҷлисафрӯз» таълиф шуда-
д, масъалаи шикоят аз оила дида намешавад. Баръ-
с дар ин достонҳо шоир қаҳрамониҳои ҳикоятҳоро
занон интихоб карда доир ба сифатҳои хуби онҳо
кан рондааст. Аз ин ҷо чунин тахмин меравад, ки
ояд баъди ба Кӯлоб баргаштанаш аҳволи оилавиаш
ьир ёфта бошад.

Сол ва маҳали вафоти шоир хуб равшан нест. Аммо
хмин карда мешавад, ки воқеи вафоташ дар Кӯлоб
ояд рӯй дода бошад. Аммо соли 1815, ки шоир ҳанӯз
ар синни 48-солагӣ дар қайди ҳаёт будааст, пас воқеаи
афоташ солҳои баъдтар аз он бояд воқеъ шуда бошад.
Носеҳ дар баъзе абьёташ, хусусан дар девони ашъор
з заифии тан ва хаставу беморӣ низ шикоят мекунад.
Аз ин ҷо чунин ҳам ба назар мерасад, ки шояд шоир
умри дароз дида ва аз ин ҷиҳат ҳам ба заифию бequв-
атии худ ишора карда бошад. Чунончи байтҳои зерин-
ро хонем:

...Асои дасти худ аз ҳақтаоло хостам фарзанд,
Ки ман марди заифу нотавону хаставу урам.
Аз ин боғ орзу кардам, ки ширинӣ кунам ҳосил,
Намедонам чӣ ҳикмат буд, сирко гашт ангурам.
Ба мулку давлату иқбол кас номам намедонад,
Вале дар олами бетолеӣ бисьёр машҳурам...

Ё ки:

Шудам марди заифу нотавону хаста беморе,
Гурезон аст фарзанду зану хешу табори ман...

Аз ин ҷо гумон меравад, ки вафоти шоир дар ҳан-
гоми пирӣ ва заиф шуданаш бояд воқеъ шуда бошад.
Аз рӯи девони ашъор ва се адад достонҳои Носеҳ
чунин ба назар мерасад, ки шоир доманаи дониши ва-
сеъ доштааст. Барои ин аз як тараф дар мадраса хуб
хондани ӯ ва аз тарафи дигар касби китобат кардани
шоир бояд сабаб шуда бошад. Доир ба илмҳои замо-
наш даст доштани худро чунин қайд кардааст:

Ҳал намудам мушкилоти ҳикмату тавзеъро,
Дар миёни олимон шуд номи ман Мулло Ҷалол.

Боз:

Дарси мушкил назди ман дар бута зарҳал мешавад,
Дар миёни олимон Мулло Ҷалол афтодаам.

Дигар:

Зи асрори муқомоти ҷаҳонӣ нестам омил,
Ғамузи лафзу мазмуни ду олам нағмаи созам.
Зи илми ҳикмату нуҷуму тиб аз ман чӣ мепурсӣ
Аристолис шогирду ба Афлотун чу устозам...
Шудам дар бастани «Шаҳнома» ман Фирдавсии Тӯсӣ,
Барои гуфтани байту ғазал Саъдии Шерозам...

Дигар:

Носеҳ, ба ҷавоби ғазали Соиби хушгӯ,
Зулфат шаби қадр аст дили пуршикани мо...

Дигар:

Агар Носиралӣ аз Ҳинд бо тунги шакар ояд,
Шавад тӯтизабон, Носеҳ, бигӯяд ӯ ҷавобашро...

Ғайр аз ин ишораҳои дар девони шоир буда боз дар се достонаш аз ашъори Амир Хусрав, Файзӣ (Файёзӣ), Бедил ва классикҳои дигари адабиёти тоҷику форс боxабар будани шоир маълум шуда меистад.

Албатта, шоир баъзе абьётро ҳамчун анъана ба тариқи фахрия гуфтааст, ки ҳатто ба Фирдавсию Саъдӣ худро баробар кардани ӯ ҳақиқате надорад.

Носеҳи Кӯлобӣ шоири достонсарои асри XVIII буда, аз худ илова бар девон се маснавии мазмуни панду насиҳат доштаро ба мерос гузоштааст.

Мувофиқи гуфтаҳои худи Носеҳ ҳам, маълум мешавад, ки шоир ҳамин се достонро навиштааст. Ӯ дар ин бора дар хотимаи достони «Ҳадиқа» чунин менависад:

...Пеш аз ин тасниф кардам ду китоб,
Ки шуда мақбули табъи шайху шоб.
Аввалинро «Маҷлисафрӯз» аст ном,
Дуюминро «Ҳайратангез» ихтимом.
Исми ин гашта «Ҳадиқат-ур-расул»,
Чорбоғаш гуфтаанд аҳли қабул...

Ҳамаи ин се достони шоир дастраси мо гардидаанд, ки мо дар поён аз мазмуни онҳо, ба таври хеле мухта-

...ар накл хохем кард. Вале девони ғазалиёти шоир ҳам ...а назари мо расидааст, ки дар ин бора баъдтар сухан ...егӯем.

1. Достони «Маҷлисафрӯз» аввалин кори эҷодии шоир буда, онро соли 1220/1805—1806 тасниф намудааст. Таърихи таснифотро чунин менависад:

...Дар ҳазору дусаду бисту ом,
Ёфт таснифи ин китоб тамом.

Унвони достонро низ чунин зикр мекунад:

Номи ин нусха «Маҷлисафрӯз» аст,
Шоми иду сабоҳи наврӯз аст...

Достони «Маҷлисафрӯз» нисбатан бар ду достони дигараш бузургтар мебошад. Достон иборат аз 193 варақ буда дорои (4124) байт аст. Вале аз аввали китоб якчанд варақ афтодааст, ки миқдори байтҳои онро маълум кардан мумкин нест.

Ин достон ба 33 боб тақсим шуда ва бобҳо дар навбати худ, боз ба фаслҳо ҷудо карда мешавад. Шоир дар хотимаи достон оид ба чанд боб буданаш чунин ишора мекунад:

Ҷумлаи ин китоби мухтасар (?)
Сию се боб шуд ба аҳли назар.

Мазмуни асосии ин достон иборат аз панд ва насиҳатҳои фоиданок мебошад. Худи Носеҳ ҳам оид ба мазмуни ин достон чунин менависад:

...Муштамил бар насоеҳ асту панд,
Нӯш кун шарбати сухан чун қанд...

2. Достони «Ҳадиқат-ур-расул». Ин достон дорои 133 варақ буда, дар ҳар вараќи он 30 сатр ҷой гирифтааст, ки ҳамагӣ 4 ҳазор байтро ташкил медиҳад. Ғайр аз он, ки достони мазкур 4 ҳазор байт дорад, боз шоир онро ба 4 фасл тақсим мекунад. Шояд, барои ҳамин ҳам бошад, ки гоҳо онро «чорбоғ» ҳам меномад:

...Исми ин гашта «Ҳадиқат-ур-расул»,
Чорбоғаш гуфтаанд аҳли қабул.

Кардаам таърихаш аз булбул суроғ,
Дар ҷавобам гуфт зеби «ҷорбоғ».

Таърихи таснифи «Ҳадиқат-ур-расул»-ро худи шоир зикр мекунад:

Нусхаи таърихи таснифаш хуш аст,
Як ҳазору дусаду бисту шаш аст.

(ба ҳисоби милодӣ 1811 мешавад).

Достон аҳамияти зиёди тарбиявӣ ва ахлоқӣ дорад ва мо дар охири ин мақола оид ба баъзе ҷиҳатҳои достон фикри худро баён хоҳем кард.

Нусхаи ба дасти мо будаи ин достонро худи муаллиф китобат кардааст. Ӯ пас аз ду соли таснифи ин достон, ӯро покнавис карда, таърихи китобати онро чунин менависад:

Дар ҳазору дусаду бисту ҳашт,
Ин китоби наку тамом бигашт.

Рубоии боло зикршуда ҳам ки дар охири достон қайд ёфтааст, ба он гувоҳӣ медиҳад, ки китобати ин нусхаи достон ба қалами муаллиф тааллуқ дорад.

Носеҳ ин достонро бар вазни маснавии Ҷалолиддини Румӣ ва «Мантиқ-ут-тайр»-и Аттор дар баҳри рамали мусаддаси махзуф, навиштааст. Дар бораи мазмуни достон низ чунин мегӯяд:

...Ҳаст мазмуни ҳикоятҳош панд,
Муштамил бар ваъзҳои дилписанд...

3. Достони «Ҳайратангез».

Достони «Ҳайратангез» иборат аз 124 варақ мебошад, ки дар ҳар варақаш 32 байт ҷой гирифта, ҳамагӣ қариби 4 ҳазор (3963) байтро дар бар гирифтааст.

Таърихи таснифи достонро худи шоир равшан баён мекунад:

Сана алфу дусадду бисту як буд,
Ки аз таснифи назмаш дил биёсуд.

Аз рӯи солшумории мелодӣ ин таърих ба 1806—1807 баробар меояд. Достони «Ҳайратангез» ҳам монанди

...они «Ҳадиқат-ур-расул» бештар масъалаҳои панду ...хатиро дар бар мегирад. Фарқи асосии ин ду дос...дар он аст, ки шоир ҳикоятҳои достони «Ҳайрат...з»-ро нисбатан (аз рӯи шакл) дарозтар ва пур...ар менависад.

...Носеҳ ин достонро ба 25 фасл ҷудо карда, дар ҳар фасл боз оид ба ҳамон мавзӯъ ҳикоят ва ривоятҳоро ...л мекунад.

Ғайр аз ин шоир барои исботи фикр дар аввали ҳар фасл оид ба ҳамон мавзӯъ, ояти кӯтоҳе аз Қуръон ...рда, пас дар ҳамон мазмун ҳикоят мекунад, ки мо ин ...убро дар достони «Ҳадиқат-ур-расул» дида наме...онем.

Достони «Ҳайратангез» ба вазни «Юсуф-Зулайхо»-и ...мӣ ва «Хусраву Ширин»-и Низомӣ (ҳазаҷи мусад...си мақсур) навишта шудааст.

Чи тавре, ки аз эҷодиёти Носеҳи Кӯлобӣ дида ме...вад, ӯ яке аз шоирони хуби охири асри XVIII ва ...вали асри XIX тоҷик мебошад.

Ашъор ва эҷодиёти Носеҳ аз рӯи ғояи худ низ шоири ...шқадам ва муборизро ба назар мерасонад. Чунон, ки эҷодиёти ӯ дида мешавад, вай ҳамчун Саъдии Шеро... масъалаҳои панду ахлоқро дар навбати аввали эҷо...ёташ гузошта, мардуми замонашро ба ахлоқи ҳамида ... росткорӣ тарбия карданӣ мешавад. Феълан, инти...оби тахаллуси адабии шоир ҳам далели равшани мақ...ди асосии дар пеш гузоштаи ӯ мебошад. Ба наси...атгӯӣ рӯй овардани шоир аз як тараф мавзӯи анъана...и адабиёти классикӣ бошад ҳам, аз тарафи дигар за...урияти зиёди замонаш мебошад. Зеро золимони до...илӣ ва хориҷӣ, беадолатии ҳокимон, беодобӣ, дуздӣ, ...иребу найранг ва қаллобӣ, истисмори одам аз тарафи ...дам дар ин давра хеле авҷ гирифта будааст. Шоири ...ешқадами замон мехостааст, ки ба воситаи ашъори ...андомӯзаш ноқисиҳои ҷамъияти феодализми давраи ...удро ислоҳ кунад.

Носеҳ аввал дар Бухоро ва баъдтар дар Кӯлоб ҳа...аи он нобаробариҳои ҷамъияти феодализмро бо чаш...и худ дида, ҳамчун шахс ва шоири нотарсу пешқа...ам, бар зидди ҳамаи он ноқисиҳо бармехезад.

Шоир ҳамаи он нобаробариҳои ҷамъияти феодалӣ, ...улми амирон ва дороён, разолати ахлоқи онҳо ва бад шудани аҳволи моддӣ ва маънавии мардуми заҳматка...ши замонашро бо чашми худ дида, роҳи насиҳатгӯӣ

ва панду ҳикматро пеш гирифтааст. Мо дар ашъори шоир бисьёр фикрҳои пешқадамро мебинем, ки ӯ ба воситаи панду насиҳатгӯии худ, бар зидди амирон, амалдорон, дуздону тарророн, муфтхӯрон, эшонони ҳилагар ва ахлоқвайронони ҷамъияти худ, далерона баромад мекунад. Носеҳи Кӯлобӣ дар бисьёр ҳикояҳои худ амирони замонашро далерона танқид карда, риёкорӣ ва дурӯған пайравӣ кардани онҳоро бар пайғамбарон, фош мекунад. Ӯ амирони замони худро барои машғул нашудан ба меҳнати ҷисмонӣ ва аз меҳнати дигарон зиндагӣ кардан мазаммат намуда, ба воситаи нишон додани образҳои «мусбии» подшоҳон ва пайғамбарони гузашта, ки худашон ба меҳнати дасти худ рӯз мегузаронидаанд, онҳоро ба кор кардан даъват менамояд. Барои мисол, шоир ҳикояи Умар ва чӣ гуна ба меҳнати ҷисмонӣ шахсан машғул будани ӯро нақл карда, аз амири замонаш низ чунин талаб мекунад, ки ӯ бояд дар ин бора ба Умар пайравӣ кунад:

Эй ки мегӯй амирам дар ҷаҳон,
Зиндагонӣ боядат кардан чунон!
Пайравӣ хоҳӣ агар ту бо Умар,
Чашм бикшо сирати ӯро нигар!
Дар аморат мезанӣ лофу казоф,
Мекунӣ афъоли эшонро хилоф!

Дар ҷои дигари достони «Ҳадиқа» боз шоир ҳикояти дастгирӣ ва ёрдами моддӣ расонидани Умарро бо як бевазан нақл карда ба амири худ чунин мегӯяд:

...Эй ки ҳастӣ мирному некҷӯ,
Пайравӣ бояд туро кардан ба ӯ.
Варна мебошӣ ба назди кирдигор,
Рӯзи маҳшар дилфигору шармсор.
Нестӣ беҳ дар замона аз Умар,
Чашми ибрат боз кун, кораш нигар!

Носеҳи Кӯлобӣ дар ҷои дигари достони «Ҳадиқат-ур-расул» боз ҳам далеронатар баромад карда, ба амири замонаш чунин хитоб мекунад:

Эй ки аз мулки касон нон мехӯрӣ,
Заҳри мору офати ҷон мехӯрӣ.

Рафтаӣ дар ҷаҷлаи ғафлат фурӯ,
Медиҳӣ фардо ҳисобаш мӯ ба мӯ!

Дар ҷои дигар достони болю зикр шуда, боз ҳам ба ӯфиқи тамсил подшоҳро ба шер нисбат дода, чунин менависад:

...Мар бувад сардори ҳайвонот шер,
Қамтаринаш ҷинси хар бошад ҳақир.
В-аз чунон шере, ки шуд махлуқдар,
Беҳ бувад он хар, ки бошад борбар.
Гарчи нодон аст ғули бетамиз,
Чун кашад бори касон, бошад азиз....

Шоир Абдурраҳмонхоҷа дар ашъораш ба зидди зулм ва золимон баромада, халқи меҳнатиро тарафдорӣ менамояд. У ҳикояти як ҳокими золим, ки хонумони мардумро тороҷ намуда, ба халқ аз андоза зиёд зулм мекунад ва охираш бо ғазаби подшоҳ дучор шуда хонавайрон мегардаду бо уқубатҳои зиёде дар зиндон мемурад, нақл карда, пас фикри худро чунин баён мекунад:

...Бо аламҳо золими нодон бимурд!
Сад уқубат диду дар зиндон бимурд.
Бишнав аз Носеҳ ба гӯшу ҷон сухун,
Зулм бар ҳоли касон асло макун!
Хонаи золим бувад охир хароб,
Оқибат бар гарданаш афтад таноб.
Қун ҳазар аз оҳи ҳар бечорае,
Ҳаст оҳаш ханҷари хунхорае.
Дар дуои хастагон бошад асар,
Шермардонро биёяд коргар.
Дукҳои оҳи кампирони зор,
Бартар аст аз найзаҳои обдор.
Боядат з-он қавм кардан эҳтироз,
Ҳезуми хушкӣ ту, бо оташ матоз!

Ё ин ки дар ҳикояти дигар ба амир раиятпарвариро маслиҳат дода, амалдорони ӯро саг ва гург мешуморад. Шоир молу хуни мардум хӯрдани амалдоронро, бе ҳеҷ як тарсу бим, равшан гуфта ва барои аз беху бун қатъ кардани шохи дарахти золимон ҳукм мекунад. Он порча чунин аст:

Эй ки худро карда бар мардум амир,
Ҳар куҷо афтода бинӣ даст гир!
Бош бар ҷумла халоиқ меҳрубон,
Ки раият раммаанду ту шубон.
Омилонат сагмизоҷу гургхӯй,
Ҷой карда дар раҳи саҳрову кӯй.
Моли мардумро ба ғорат мебаранд,
Тӯъмаҳо аз хуни ҳар кас мехӯранд.
Худ бидеҳ инсоф, к-ин чӣ сарварист?
Ин чӣ мирию раиятпарварист?
Шохи нахли золимонро қатъ кун!
Балки кан якбораааш аз беху бун!
Шав адолатпеш чун Нӯширавон,
Ки шавад обод вайрони ҷаҳон.
То тавонӣ оламе маъмур кун,
Хислати сайёдӣ аз худ дур кун.

Носеҳ ин гуна фикрҳои зидди зулму золимиро қариб дар ҳамаи достонҳои худ зикр мекунад.

Ӯ дар достони «Маҷлисафрӯз» ҳам ҳикояти уштуреро нақл мекунад, ки соҳибаш онро дар беша партофта меравад ва он беша тобеи подшоҳи мушон буд. Подшоҳи одамиён уштурро ба мамлакати худ мебарад. Подшоҳи мушон аз ҳоли ӯ бохабар шуда барои пас гирифтани уштур ба подшоҳи одамиён ҷанг мекунад. Дар ин ҷанг шоҳи мушон ғолиб баромада уштурашро гирифта ба бешаи худ мебарад. Дар охири ин ҳикоя, шоир ба подшоҳ хитоб карда чунин мегӯяд:

...Эй басо, шоҳи зулмандеша,
Ки бувад ҷавр карданат пеша.
Панди Носеҳ биё ба гӯш омӯз,
Фуқаропарварӣ зи муш омӯз....

Абдурраҳмонхоҷа на танҳо бар зидди золимон, балки бар зидди ҳама гуна муфтхӯрон ва разилони ҷамъияти худ баромад мекунад. Дар ашъори шоир дуздони таррор, сӯфиёни риёкор, маддоҳони ҳилагар, муллоёни фиребгар ва дигар гурӯҳи муфтхӯрон ба як пой истода, ҳамаи ин гурӯҳи нобакоронро сахт танқид мекунад. Ӯ дар як ҳикоят ба даст афтодан ва ба ҷазои сахт гирифтор шудани дуздонро нақл карда чунин илова менамояд:

...Боз дуздонанд дар бозорҳо,
Бурда аз сангу тарозу борҳо.
Инчунин дуздӣ ба баъзе сӯфиён,
Шонааш теғ асту мисвокаш синон.
Аз ридо бар дӯш чодар кардааст,
Дуздии ӯ дон, ки зери парда аст...

Дар достонҳои Носеҳи Кӯлобӣ фикрҳои иҷтимоӣ ва мудофиаи табақаҳои поёнии ҷамъият ва хусусан, деҳқонон хеле равшан аст. Барои он, ки худи шоир низ аз табақаи деҳқонон будааст, ӯ дар ашъораш ҳам дараҷаи ин табақаи ҷамъиятро баланд дониста, афзалияти ӯро нисбат ба табақа ва касбу корҳои дигар, баланд мебардорад. Шоир дар ин бора мубоҳисаи 4 нафар рафиқеро, ки намояндаи ҳар хел касбу кор ва табақаҳои ҷамъиятӣ буданд, нақл карда, ҳиссиёти худро аз номи писари деҳқон чунин ифода мекунад:

...Гуфт з-эшон як рафиқи лутфном,
Кори олам аз чӣ мегирад низом?
В-аз чӣ рӯ айшу фароғат ҳосил аст?
Аз кадомин кишт роҳат нозил аст?
...Гуфт деҳқонбачаи некӯсиришт,
Боиси ободии даҳр аст кишт.
Гар набошад тухму заръу кишту об,
Оламе дар як замон гардад хароб!
Деҳқонон ҳар куҷо хирман кунанд,
Халқро таъмир ҷону тан кунанд.

Чи тавре, ки мебинем, Носеҳи Кӯлобӣ аҳамият ва мавқеи кори деҳқониро дар ҷамъият дуруст фаҳмида, ҳаққонӣ баҳо медиҳад.

Ин шоири насиҳатгӯи асри XVIII на танҳо оид ба масъалаҳои тарбиявӣ-ахлоқӣ, балки ба баъзе масъалаҳои сиёсати давлатӣ низ сухан гуфта, фикрҳои пешқадамро изҳор намудааст. Шоир дар достони «Ҳадиқат-ур-расул» оид ба мавзӯи сулҳ ва ҷанг сухан ронда афзалияти сулҳро бар ҷанг нишон дода, хонандагони худро ба тарафдории сулҳ даъват менамояд. Ӯ дар ин бора ҳикояти подшоҳи Ғазнӣ — Арслон ва султон Санҷарро нақл карда истода, сиёсати ҷангҷӯёнаи Арслонро танқиду мазаммат ва сиёсати сулҳ пешниҳод кардани Санҷарро тавсиф менамояд. Шоир инро ҳам қайд менамояд, ки Арслон сиёсати ҷангро пеш бурда, дар охир худаш

шикаст хӯрда, тахту тоҷашро бародараш Баҳромшоҳ соҳиб мешавад.

Ғайр аз мазӯъҳои зикршуда, дар ашъори Носеҳи Кӯлобӣ бисьёр масъалаҳои ҷолиби диққат ҳамчун: шикоят аз замон, аз подшоҳони золим, мавзӯъҳои ростӣ ва ростkорӣ, тарғиби дониш ва хирад, тарафдорӣ кардани халқи меҳнатӣ ва амсоли инҳо, хеле зиёд аст, ки мо дар бораи ҳамаи он таваққуф намуданро аз доираи вазифаи дар пеш мондаи худ, берун шуморидем.

Вале дар ашъори Носеҳи Кӯлобӣ он чизе, ки зиёдатар диққати касро ба худ ҷалб мекунад, ин аст, ки ӯ дар ҳамаи ҳикоят ва ривоятҳои худ, образи занонро ҳамчун қаҳрамонҳои мусбат нишон дода, бохирадӣ, заковатмандӣ, вафодорӣ, далерӣ ва дигар хусусиятҳои беҳтарини онҳоро хеле хайрхоҳона ва ҳаққонӣ тасвир менамояд. Аз ашъори Носеҳ чунин ба назар мерасад, ки ӯ аз бисьёр адабиёт ва саргузаштҳои олам ва таҷрибаҳои зиндагӣ дарс омӯхта, дараҷаи ҳаққонӣ будани онҳоро, бо тарозуи ақл хуб санҷида баромадааст. Бинобар ин ақида ва муносибати ӯ нисбат ба занон тамоман дигар буда, ба ақидаҳои пӯсидаи дар замонаш мавҷудбуда ҳамроҳ намешавад.

Чи тавре, ки маълум аст, занонро дар гузашта ҷинси паст, беақл, заиф ҳисоб карда, аз озодӣ, дониш, иштирок намудан дар корҳои ҷамъият ва ғайра маҳрум карда буданд. Феълан, қоидаҳои шариати исломӣ ва қонунҳои давлати онвақта ҳам ба чунин мазлумӣ ва беҳуқуқии занон ривоят дода, ин қисми аъзоёни ҷамъиятро аз ҳисоби инсонӣ хориҷ медонистанд. Бинобар ин ҳам ба занон ҳама гуна зулм ва муносибатҳои даҳшатангезро воҷибу лозим мешумориданд. Носеҳи Кӯлобӣ, ҳамчун шахси донишманд, наметавонист, ки бо чунин муносибатҳои ғайриинсонӣ нисбат ба занон ва чунин нормаи ахлоқии замонаш розӣ шавад. Вале шоир роҳи мубориза бар зидди чунин нормаи ахлоқии замонаш наёфта ва ёфта ҳам наметавонист. Бинобар он ӯ бо роҳи насиҳатгӯӣ ва тасвири образҳои барҷастаи занон дар ашъораш бар зидди он ақидаҳои мавҷуда баромад мекунад.

Носеҳ дар достонҳои «Ҳадиқат-ур-расул» ва «Ҳайратангез» зиёда аз 200 ҳикоятро қайд мекунад, ки занон дар баробари мардон иштироккунандагони фаъоли он воқеаҳо мебошанд. Хусусияти хоси ин гуна ҳикоятҳо дар он аст, ки шоир дар аксарияти онҳо заковатман-

...ӣ, вафодорӣ, шуҷоатмандӣ ва қобилияти занон-...ат ба мардон зиёдтар нишон медиҳад.

...р хулоса ҳаминро қайд кардан лозим аст, ки Но-... Кӯлобӣ яке аз шоирони хеле хуби охирҳои асри ...II ва аввалҳои асри XIX халқи тоҷик буда, беҳтарин ...сиятҳои инсонро тарғиб ва бадтарин ахлоқи за-...шро дар зери танқид мегирад.

...ксарияти мавзӯъҳои ин се достони шоир, аз панду ...ви хеле фоиданок иборат буда, то кунун ҳам аҳа-...ти худро гум накардаанд.

...Худи шоир ҳам оид ба мазмуни ашъори худ чунин ...ра мекунад:

Шукри иллаҳ хатм кардам ман китоб,
Шуд аён аз ҷайби субҳам офтоб.
Ҳаст мазмуни ҳикоятҳош панд,
Муштамоил бар ваъзҳои дилписанд....

Аҳамияти дигари ашъори ин шоири пешқадами асри ...VIII дар он аст, ки ӯ эҷодиёти худро бо забони хеле ...дда ва фаҳмо навишта, калимаҳои мушкил ва арабиро ...е кам истеъмол мекунад. Ҳатто шоир дар ашъораш ...ъзе калимаҳои шеваи Кӯлоб ва калимаҳое, ки дар ...бони гуфтугӯи халқӣ вуҷуд доранд, ба кор мебарад. ...лимаҳои дегдон, кадхудо шудан (ба маънои зан ги-...фтан ё шавҳар кардан), нӯл (ба ҷои минқор), ихти-...от (ба ҷои сӯҳбат кардан), шилтоқ (ба ҷои бӯҳтон) ...ки чунин байти зеринро бинем:

Чунки ӯ мегуфт ҳар дам ку-ку,
Ман нишон медодамаш, ки ҳу-ҳу.

...н гуна калимаҳо дар ашъори шоир зиёд аст. Зарбул-...асал, мақол ва тимсолҳои халқӣ низ дар ашъораш ...авқеи муҳимро ишғол менамояд.

Омӯхтан ва ба таври пурра ба хонандагони имрӯза ...астрас намудани ашъори Носеҳи Кӯлобӣ аз аҳамият ...олӣ нахоҳад буд.

Ҳар кӣ омад аз адам хӯрд обу нони осиё,
Гашт дар саргаштагӣ ӯ ҳаминони осиё,
Меҳру маҳ бар дӯш бори донаи анҷум кашанд,
Рӯзу шаб дар роҳ бошад корвони осиё.
Мекунад идроки савти мурғро мурғи дигар,

Малоф, наргиси берангу бӯ, ту бо гули сурх,
Ки ҳаст мазҳари анвори Мустафо гули сурх.
Чӣ сон ба рутбаи файзаш расад дигар аз бор,
Диҳад ба гулшани ҷон бӯи муртазо гули сурх.
Агарчи лолаву райҳон муфареҳи дилхост,
Бувад ба чашми яқин нури дидаҳо гули сурх...
Чу булбулон ҳама афғонкунону сайркунон,
Ки шуд зи роиҳаи рӯҳ лофато гули сурх.
Зи сайри ӯ ҳамаро ғунчаи мурод шукуфт,
Ба кори бастаи мардум гиреҳкушо гули сурх.
Ба мавсимаш ҳама халқи надида дида шаванд,
Ки ҳаст сурати ҷоми ҷаҳоннамо гули сурх...

## АФСАР

Афсар тахаллуси адабии шоири асри XIX Мулло Шаҳобиддин махдуми Хатлонӣ будааст. Ин шоир ҳам, мисли бисьёр шоирони дигар, дар Бухоро таҳсили илм карда ва ба дараҷаи камолот расидааст.

Дар илмҳои замонаш салиқаи хуб доштааст, хусусан дар шоирӣ маҳорати маълуме доштааст.

Аз муосиронаш Неъматуллоҳи Мӯҳтарам ва Афзали Пирмастӣ дар тазкираҳои худ аз ӯ маълумот додаанд. Аз рӯи маълумоти онҳо маълум мешавад, ки ӯ чанд муддате дар мадрасаҳои Бухоро ба тадрисӣ машғул будааст. Дар шеър гуфтан ва мушоираву мубоҳисаҳо ҳозирҷавоб буда, зеҳни хуб доштааст. Табъаш бештар ба гуфтани ҳаҷв моил будааст. Афзали Пирмастӣ дар бораи ӯ чунин мегӯяд:

«Афсар, исми сомиаш Мулло Шаҳобиддин ва аз хоки поки Хатлонзамин, мактабаш Бухорои шариф... Салиқааш дар шеърронӣ ва байтхонӣ баланд, таваҷҷӯҳаш дар мушоираи абьёт мақбули фузалои замону дилписанд, зеҳнаш мусаҳаби амвари дақиқа ва фикраш муҳити муқаввалоти аниқа... Бо ин ҳама дониш ва касбу камол табъаш ба ҳаҷв гуфтан моил будааст. Муддати мадид ба иллати ханозир мубтало гашта дар санаи 1313/1895 вафот ёфт»

Аз ашъораш се рубоӣ дастрас аст, ки яке аз онҳо чунин аст:

Мапсанд, ки Афсар инчунин хор шавад,
Ду дидаи ӯ ба нокасон чор шавад,

Бар пушт гирифта рахти худ чун ҷуқӣ
Расвои сари кӯчаву бозор шавад

## БИСМИЛ

Бисмил аз шоирони боистеъдоди асри XIX тоҷик буда, дар сарзамини пурҳаловати Хатлон таваллуд ёфтааст. Исмаш Мулло Бурҳон будааст. Ӯ ҳамчун доништалабони дигар барои таҳсил ба Бухоро рафта пас аз хатми мадраса дар ҳамон ҷо дар мадрасаи Саримазори Халифа Худойдод ба тадрисӣ таъин мешавад.

Тазкиранависони асри XIX ва ибтидои асри XX Неъматуллоҳи Мӯҳтарам ва Афзали Пирмастӣ доир ба ин шоир маълумот дода, дараҷаи донишу камолоти шоирии ӯро тавсиф кардаанд. Аз ҷумла Афзал дар бораи ӯ чунин менависад:

«Бисмил, исми сомиаш Мулло Бурҳон аст, мактаби ӯ дорулфохира, маволиди ӯ хоки поки Хатлон, мардест малеҳгуфтор ва балиғбаён ва латифасанҷ ва нуктадон... Алон ба тадрисии мадрасаи Саримазори фоизуланвор Халифа Худойдод алиҳ-ур-раҳмата дилшод аст. Хусусан ҳақоиқ ва тадқиқоти Абулмаонӣ (Бедил) ба забони маънитарҷимонаш мавқуф... Туллобро аз файзи ҳузураш истифода ва асҳобро аз сӯҳбати пурнураш истифода. Бо қасири камолоти зоҳирӣ мавсуф ва ба малоҳати ашъор ва таровати гуфтор маъруф... Муқаллид ва мутатаббӯи равияи Мирзо Абдулқодири Бедил аст».

Неъматуллоҳи Мӯҳтарам ҳам ӯро аз ҳад зиёд тавсиф намуда чунин мегӯяд:

«...Аз табъи диққатписандаш сухани пухта мебарояд, ки ҳарифи ҳосидро фикри хомсӯз жож мехонда.

Куҷо фикри матинро ҳоҷати ислоҳи кас бошад,
Набошад эҳтиёҷи обу гил девори оҳанро...

«Мубдаоти улум ва ҷузъияёти фаҳумро низ комил гардида, ба камолоти зоҳирӣ ва ботинӣ мавсуф ва дар афвоҳи ашхоси ин вило маъруф, аз файзи ифодааш мустафидинро ҳамаи ашкол мубарҳаман ва макшуф. Ӯро қасоид аст ҳар кадом чун ғурра ғарро ва ғазалиёт аст ҳар як чун дурри байзо».

Дар аввалҳо ашъорашро бо тахаллуси «Муштоқӣ» менавиштааст, аммо баъд Мулло Назруллоҳи Лутфӣ

«Муштоқӣ»-ро ба тасарруфи «Муши тоқӣ» гуфта ӯро таъриз менамудааст, ки аз ин захми забон бисмил шуда тахаллуси худро «Бисмил» қарор додааст.

Устод Айнӣ дар «Намунаи адабиёти тоҷик» аз ин шоир хабар дода чунин мегӯяд:

«...Ҳоло дар қайди ҳаёт аст, дар Бухоро истиқомат дорад». Баъд аз воқеаи тахаллуси худро дигар кардан, нақл мекунад. Пас аз он як ғазал ва як рубоии ӯро дарҷ карда, дар охир чунин баҳо медиҳад, ки «Бисмил дар ғазал бо адами муваффиқат Бедилро тақлид мекунад».

Аз ин маълумотҳо равшан аст, ки Бисмил яке аз донишмандон ва шоирони бонуфузи замони худ буда, аз тарафи муосиронаш ҳамчун шоир шинохта шудааст. Таърихи вафоти шоир маълум нест, аммо баъд аз соли 1924-ум бояд иттифоқ афтода бошад. Ашъораш равону рангин аст. Ашъори зеринро аз табъи ӯ қайд кардаанд:

Ба дил ҳар ҷо хаёли ҷилвааш ранги асар резад,
Зи хори ҳар мижа гул бишкуфад, садбарги тар резад.
Тасаввур гар шавад оинаи барқи нигоҳи ӯ
Нафас восӯзаду дил хун шавад, лахти ҷигар резад.
Ҷабини офтоб аз тоби ҳуснат гарм мебинам,
Ба ёди саҷдаи шавқи ту симои қамар резад.
Таби шавқат ба гирдоби бало додаст дарьёро,
Зи печидан ба худ тӯфони сад маҳшар ба сар резад.
Самоҳатпеша ҳосил мекунад нӯш аз каҷандешӣ,
Зи хори неши ақраб гар бувад мумкин шакар резад.
Тапиданҳои Бисмил нест бе саъйи зи худ рафтан,
Зи ҷаҳди хеш офат дар бинои худ шарар резад.

* * *

Ба ҳалқи ташна аз теғи ту гар оби бақо набвад,
Шаҳидат кай равад аз хеш то рӯ бар қафо набвад.
Ба муҷрими нигоҳат дар адам ҳам нест ороме,
Ба дарди аз назар афтодагон ҳаргиз даво набвад.
Қаноат дар ҳафизи фақр сомони ғано дорад,
Ки кам аз ҷоми Ҷам дар чашми ибрат нақши по набвад,
Ба саъйи хоксорӣ ташнаи ангур меболад,
Дар ин раҳ обила бе бодаи коси бақо набвад.
Маониро натоиҷ ҳар қадар афзун бувад хуштар,
Қ-аз ин фарзанд кас бо дарду меҳнат мубтало набвад.
Хамӯшӣ ғунчаро мӯҳрест бар тумори ҷамъият,
Шарар тороҷи офат нест, то ин тукма во набвад.

...бори кина аз тухми ҳасад нашъунамо дорад,
...а гардун саркашиҳо даври охир аз ҳаво набвад.

* * *

...ути хуршедбайзое ҷаҳон шуд интизори ӯ,
...амар печида сар дар сархати лавҳи мазори ӯ.
...аодат ҷилвагар аз ламъаи субҳи баногӯшаш,
...аҳори ҳуснро маҳзар хати анбарнисори ӯ.
...ҷаб набвад ба ҳасрат мурдаи теғи ту Бисмилро.
...у гул хун шуд пари товус аз хоки мазори ӯ.

* * *

Дар дили ҳар кӣ муҳаббат асаре пайдо кард,
Доғ шуд ҳар кӣ ба олам ҳунаре пайдо кард.
Хуша чун сар кашид рафт ба бод,
Реша чун хокнишин шуд, самаре пайдо кард,
Пири Канъон нашуд аз Юсуфи худ комраво,
Доғ шуд ҳар кӣ ба олам писаре пайдо кард.
Ҳамчу ҳамьён ба гулу охираш афтод таноб,
Ҳар кӣ дар арсаи офоқ заре пайдо кард.
Баҳрае ҳеҷ кас аз олами офоқ набурд,
Ҳар кӣ ҷон канд барои дигаре пайдо кард.
Бисмил аз новаки мижгон ба дилаш дошт ҳарос,
Осмон бин, ки чу заррин сипаре пайдо кард

* * *

Ҳар куҷо ҳарфе аз он силсилаи мӯ рафта,
Қиссаи нофаи тотор ба ҳар сӯ рафта.
Дида як шева аз он чашми хуморолуда,
Сар ба саҳро зада умрест, ки оҳу рафта.
Офтоб аз ғами ҳаҷри ту магар бемор аст,
Ки Масеҳо ба фалак аз паи дору рафта.
Сарв бо қомати дилҷӯи ту мебохт гарав,
Бой дода зи хиҷолат ба лаби ҷӯ рафта.
Бахри санҷидани ҳусни туву Юсуф Парвин,
Муддате шуд ба фалак бахри Тарозу рафта.
Қатли Бисмил на ба шамшери ҷафо мебошад,
Сараш аз тан ба ишороти ду абрӯ рафта.

* * *

Димоғи тоза аз боғи кӣ пайдо карда меой,
Чу гул оғӯши худро як чаман во карда меой.
Ба ҳар сӯ аз мазомидан биҳишти ханда мерезад,
Қадомин ҳуру фардеро тамошо карда меой.

Сарат гардам чӣ хуш печидаӣ занҷири кокулро,
Балои ҷони ман ин фитна барпо карда меоӣ.
Қадомин офтобе аз кадомин машриқи нуре,
Ҷаҳонеро ба худ маҳви тамошо карда меоӣ.
Магар аз парда берун омадан ҷонро намедонӣ,
Гирифторони худро масту шайдо карда меоӣ.
Ба Бисмил кори ошиқ турфа шӯхӣ Қарбало дорад,
Кашида теғи нозу даст боло карда меоӣ

* * *

Саре дорам, ки савдои ту дорад,
Дилу ҷонам таманнои ту дорад.
Барои нақш гардидан ду чашмам,
Таманнои кафи пои ту дорад.
Димоғам дар хароботи таманно,
Ду олам кайфи саҳбои ту дорад.
Дилам қумрӣ шуду омад ба парвоз,
Ҳавои сарви зебои ту дорад.
Дили девонаи ман сад шикоят,
Зи дасти чашми шаҳлои ту дорад.
Ҷамоли шоҳиди афлок дидам,
Куҷо анвори симои ту дорад.
Агар Бисмил, зи ҳаҷраш зор мирӣ,
Куҷо он шӯх парвои ту дорад.

Рубоӣ:

Сарғаштаи оламам, ба бӯи ту қасам,
Баргашта зи оламам, ба хӯи ту қасам.
Чашмам ба раҳат сафеду бахтам сияҳ аст,
Бо рӯи ту савганду ба мӯи ту қасам

## АҶЗӢ

Аҷзӣ тахаллуси адабии шоири асри XIX ва ибтидои асри XX тоҷик Мулло Абдурраҳими Хатлонӣ мебошад.

Доир ба ин шоир Афзали Пирмастӣ дар «Афзал-ут-тазкор» чунин хабар медиҳад:

«Аҷзӣ тахаллуси субҳи содиқи сипеҳри ширинбаёнӣ Мулло Абдурраҳими Хатлонии мударрис. Мардест ҳа-

...ва соҳиби вазъи салим. Зеҳнаш мушаққаби маънии ...иқ, дар хӯи ҳусн-ул-хулқ ва дар хулқи басит-ул-... ва халиқу мутафаззал ва мусаббақ бар ақрон аст. ...дар касбу камол ва касрати дониш ва афзол ҳар қа... гумон равад, фузун аз он аст. Гоҳо шеъре низ ме...та ва дуррҳои обдор месуфта. Ширингуфтор аст ва ...абъёт ашъори он маънишиор аст».

Аз чунин маълумот маълум мегардад, ки Абдурраҳи... Хатлонӣ ҳам мисли бисьёр шоирони дигари кӯҳисто... барои донишомӯзӣ ба Бухоро рафта, пас аз хатми ...драса дар ҳамон ҷо ба мударрисӣ таъин шуда кор ...кардааст. Дар Бухоро ба дараҷаи мударрисӣ раси...ни ин шоир аз қобилият ва истеъдоди фаровон дош...ни ӯ гувоҳӣ медиҳад. Ғазали зеринро, ки дар васфи ...лам аст, Афзал аз эҷодиёти ӯ гуфтааст:

...алам, яъне сухансанҷи ҳарифон рози муштоқон,
...нису аҳли дарду воқифи асрори инсу ҷон,
...з он рӯзе, ки омад аз адам дар олами алвон,
...а сар паймуда роҳи ишқро дар кишвари имкон.
...асонад ҳоли зори бедилону ранҷи фарсуда,
...а дилдорони олифитрату рашки маҳи тобон.
...ан аз ҳаҷри рухи ҷонон на танҳо хонабардӯшам,
...у чашм аз гирья пурхун асту дил аз фурқаташ сӯзон.
...уравват нест дар симои хубони накӯахтар,
...уяссар нест аз васли бутон моро ба ҷуз ҳармон.
...амодам санги ҳасрат мерасад бар ҷонам, эй қосид,
...аёме бар худоро аз мани пурғуссаи афғон.
...азоям он, ки қадри васли он гулрӯ надонистам,
...асибам шуд ҳамин яксар ҷафову дарди бедармон.
...з он рӯзе, ки з-ин сон э-он париваш дур афтодӣ,
...у, Аҷзӣ, оҷизӣ пеш ору бигзин шиква аз ҳиҷрон.

## ЗАРРА

Зарра тахаллуси адабии шоири асри XIX ва ибти...ои асри XX Мулло Зокири Хатлонӣ мебошад. Ӯ пас аз ...таҳсили ибтидоӣ барои маълумоти олӣ гирифтан ба Бу...хоро меравад. Баъд аз хатми мадраса дар назди уламо ...ва машоихи замонаш хизмат карда, то он, ки ба мар...табаи камолу арҷумандӣ мерасад. Дар боби илм ба по...яи баланд мебарояд. Чун шӯҳрати илмии ӯ меафзояд, ...уро ба вазифаи муфтигӣ ва мударрисӣ таъин мекунанд.

Зарра дар андак вақт дар Бухоро шӯҳратманд мегардад ва аксар бузургзодагон ва толибилмон назди ӯ ҷамъ омада, шамъи илм ва фаҳмро аз шӯълаи анфоси ӯ мегирондаанд.

Тазкиранавис Абдуллохоҷаи Абдӣ доир ба ӯ маълумот дода, дар шаъни ӯ чунин мегӯяд:

«Муфтии мазкур мардест аз русуми мулозамат барӣ ва аз лавозими нифоқ ва кайд орӣ, ҳолӣ аз ҳол нест. Гоҳ-гоҳ бинобар истеъдоди восил ба гуфтани ашъор мубодарат дорад... Гоҳ-гоҳ шеъри шӯхона низ мегӯяд».

Тазкиранависи дигари ҳамон давр Афзали Пирмастӣ ҳам дар бораи ӯ маълумот дода маҳорати дониш ва истеъдоди зиёде доштани ӯро тавсиф менамояд. Ӯ чунин мегӯяд, ки «...алъон ба мансаби тадрисии сутург ва пояи бузурги ифтои дор-ул-фохираи Бухоро муфтахар ва мубоҳӣ аст... Мушоруналайҳ аз машоҳири афозили замон ва мумтоз-ул-амосил ва ақрон аст... Ба воситаи хузн аниқ ва фуъури рашиқ аксар улуми бадеъа ва фунуни маниъа дар ҳайти қабз кашида, гӯянд, мураххасу муршиди пири комил низ гардида, туллобро аз ҳавзаи даргаш баҳраи мавфур ва мабзур аст».

Неъматуллоҳи Муҳтарам ҳам дар тазкираи худ аз ӯ маълумот дода, тақрибан, ҳамаи он тавсифоти зиёди Афзал ва Абдиро дар бораи ӯ такрор менамояд. Вале илова бар маълумоти онҳо чунин менависад:

«...Дар асрои тадриси мадрасаи Турсунҷон дар санаи 1334 ба дорулбақо интиқол намуда...»

Аз ин маълумот равшан мешавад, ки Зарра дар мадрасаи Турсунҷон тадрисӣ намуда соли 1334/1915 вафот кардааст. Ашъори ин шоир хеле кам дастрас аст, ки шояд дар асл ҳам худаш шеърро бисёр нагуфта бошад. Ғазали зеринро аз табъи ӯ зикр кардаанд:

Дӯстон, ошиқи дилхастаи зорам, чӣ кунам?
Сайдгардидаи он чашми нигорам, чӣ кунам?
Ҳар қадар молу маноле ба ғами мулки ҷаҳон,
Расадам, гар нарасад маҳ ба канорам чӣ кунам?
Хун шуд аз чашми тарам ашки ҷигарсӯзи дилам,
Шуд ҷаҳон аз ғами ӯ чун шаби торам, чӣ кунам?
Дили ғамдидаи ман бӯи ҳузуре нашунид,
Иззати ҷону ҷаҳон бе ғами ёрам, чӣ кунам?
Ранги зарди мани дилхаста баҳори дигар аст,
Лолазори чаманам, бе рухи ёрам, чӣ кунам?
Шеваи ишқи бутон кори ҷаҳон сохт хароб,

Майли ӯ гар ҳама ин аст, чӣ дорам, чӣ кунам?
Хомӯшӣ дар мани афтода надодаст даме,
Ӯ нахоҳад ғаразам, оҷизу зорам, чӣ кунам?
Кулфати зиндагӣ ин ҷо батар аз рӯзи ҷазост,
Расад ҳар лаҳза ба дил зангу ғуборам, чӣ кунам?
Нолаи зори маро гар нарасад самъи қабул,
Чӣ шавам, бар кӣ давам, чора надорам, чӣ кунам?
Ҳар дам ояд ба дили ғамзадаам бори ғамаш,
Ӯ нагӯяд, ки чӣ шуд, ашк наборам, чӣ кунам?
Қоруборам ҳама бар даргаҳи ӯ ҳеҷ нашуд,
Магар ин ҷабҳа ба нақши қадам орам чӣ кунам?
Зарраи ҷазба бувад, то дари тафвиз занӣ,
Баҳри хуршеди ҷаҳон ҷон насупорам, чӣ кунам?

Ғайр аз ин боз як наъти ин шоир, ки аз 11 байт иборат аст, дар тазкираи Абдӣ қайд ёфтааст.

## МИЗРОБ

Мизроб ҳам аз шоирони охири асри XIX ва ибтидои асри XX тоҷик мебошад, ки бо исми худ Мизробхон (Мизроб) тахаллус мекунад.

Ӯ дар вилояти Кӯлоб таваллуд ёфта, дар ҳамон ҷо нашъунамо меёбад. Аҳволу ҷои таҳсилаш маълум нест, вале дар Кӯлоб ба ҳокимият расида, чанд вақте ҳокими ҳамон ҷо будааст. Абдуллохоҷаи Абдӣ дар бораи ӯ чунин менависад:

«...Бисьёр марди фозил ва ба саноеи бешумор олиму комил будааст. Дар тубрезӣ низ маҳорат дошта ва дар кимиё ва симиё мумтозу дар мансаби атоликӣ сарафроз будааст ва дар авоили ҷулуси амири мағфури марҳум (шояд ишора ба Абдулаҳад бошад.— *А. Ҳ.*) даргузашт. Табъи хуб ва шеъри марғуб мегуфта....» Аз чунин маълумот маълум мегардад, ки шӯҳрат ва овозаи табъи хуб доштани Мизроб аз Кӯлоб то Бухоро рафта будааст.

Тарафҳои зиёди аҳвол ва ашъори ӯ то кунун хуб маълум нест. Ғазали зеринро аз ашъори ӯ гуфтаанд:

Тараққӣ дар шукуфтан дорад оҳанги дили тангам,
Гули боғи баҳорам, соғарам, паймонаам, рангам.
Зи доғи нотавонӣ к-аз вуҷуди хеш дилгирам,
Тунукзарфам, ҳарирам, шишаам, омодаи сангам.

Чу булбул кай кунам изҳори болу пар дар ин гулшан,
Хамӯшам, заҳрнӯшам, бехудам, чун ғунча дилтангам.
Чи сон созам талоши шӯхии рафтор сӯи ӯ,
Заифам, нотавонам, дар раҳаш чун лошаву лангам.
Ба қонуни дили худ мезанам Мизроб аз нохун,
Навои сози базмам, бар сари банголаву чангам.

## АБДУРАҲИМИ ҚӮЛОБӢ

Доир ба ин шоир то кунун касе хабар ва маълумоте надодааст. Хушбахтона, мо дар захираи дастхатҳои шарқии китобхонаи оммавӣ-республикавии ба номи Фирдавсӣ бо девони шоир, ки зери рақами № 181 нигоҳ дошта мешавад, дучор омадем.

Аз рӯи маълумоти девони шоир маълум шуд, ки исми ӯ Абдураҳим ва исми падараш Мирзомуҳаммад ва ҷои таваллудаш Қӯлоб будааст. Тахаллуси адабиашро аз номаш интихоб намуда ба шаклҳои Раҳим, Раҳимӣ, Абдураҳим ва Абдураҳимӣ зикр мекунад. Шоир дар охири девонаш худро чунин муаррафӣ мекунад:

«Шоҳ Абдурраҳим ибни Саид Мирзо Муҳаммади Қӯлобӣ
Мин насли ҳазрати Саид Неъматуллоҳи Валии Зарробӣ».

Агар ин маълумоти муаллиф дуруст бошад, пас ӯро аз содоти маҳаллӣ донистан дуруст меояд.

Дар шеъри дигар ҳам худро аз насли Шоҳ Неъматуллоҳи Валӣ мегӯяд:

Ё ҷадди бузургвори ман, Шоҳ Неъматуллоҳи Валӣ,
Эй қуввату осори ман, Шоҳ Неъматуллоҳи Валӣ...
Шуд мулки Хатлон масканат, он ҷо мунаввар марқадат,
Эй қутби олимартабат, Шоҳ Неъматуллоҳи Валӣ.
Амр аз шаҳи ақтоб шуд, номат шаҳи Зарроб шуд,
Ҷо Балҷувон, Қӯлоб шуд, Шоҳ Неъматуллоҳи Валӣ...
Ё шоҳи Зарробӣ нигар, бар ин Раҳим авлоди худ,
Баргир дастам раҳнамо, Шоҳ Неъматуллоҳи Валӣ.

Аз рӯи тахмин шоир ба Бухоро барои таҳсил рафта чанд вақтеро ҳамон ҷо дар гузари Шайх Ҷалол гузаронидааст. Феълан, аз билоди Қӯлоб ба Бухоро рафтани худро бо як ҳиссиёти хурсандона қайд мекунад:

Шукри ин холик, ки кард овора моро аз билод,
Дар билоди кони илму шаҳри ирфон ҷой дод.

...але дар бисьёр шеърҳояш боз аз ғарибӣ шикоят ...над, ки шояд ин шикояти анъанавӣ бошад:

Ҳар куҷо рӯ оварад, монад зи ғам ҳайрон ғариб,
Медавад бо гирди олам зору саргардон ғариб.
Ҳар киро бинад қиёс аз ҳоли зори худ кунад,
Мекунад чоки гиребон нолаву афғон ғариб.
Хоби халқони муҷовир дар сарири офият,
Ҷумлаи шабҳо ба ғам бо хоки роҳ яксон ғариб.
Сомеи беизн, афғони ғарибон гӯш кун,
Метапад парвонаваш дар оташи ҳиҷрон ғариб.
Ҳеҷ сахтӣ нест аз шоми ғарибон сахттар,
Бекасу кӯ яккаву танҳову бесомон ғариб...
Ҳурмати он шоҳбози дину миллат Мустафо,
Пири мафлукам, макун беобу ошу нон ғариб...
Ҷурмҳои ин Раҳимиро ба ғаффорӣ бубахш,
Сарнагун афтода ҳайрон дар чаҳи исьён ғариб.

Аз порчаи шеъри боло маълум мегардад, ки шоир ...атани худ Кӯлоб хеле дилбаста менамояд ва шояд Кӯлоб ҳам гашта омада бошад. Зеро дар Бухоро агар ...имӣ мебуд, ба ягон аз тазкираҳои дар он ҷо таълиф...а дохил мешуд.

Аз ашъори шоир низ равшан аст, ки ӯ дар Бухоро ва ... дар ватани худ қашшоқона ва ба мӯҳтоҷӣ рӯз ме...ронидааст. Танг будани аҳволи иқтисодии шоирро ...айтҳои зерини ӯ низ пай бурдан душвор нест:

Дар ҳайратам зи тангии ин рӯзгори хеш,
Кори дигар надораму ҳайрон ба кори хеш.
Шуд мӯ сафеду қоматам хам гашт чун ҳилол,
Дармондаам ҳанӯз ба гуфтугузори хеш.

Тангиҳои зиндагонӣ шоирро маҷбур намудааст, ки ...а доми қарз афтад ва ин ҳолати нанговару даҳшат...ро аз сар гузаронида, дар ашъораш чунин тасвир ...ояд:

Ҷуз адо набвад давои дарди бедармони қарз,
Сад ҳазорон вой бар қаллошу саргардони қарз.
Ҷуз мазаллат хориву зориву сарафгандагӣ,

Хосиле ҷуз ғам наруяд киштаи деҳқони қарз.
Мева ҷуз кулфат куҷо бидҳад дарахти сабзи дайн,
Ғайри меҳнат кай хўрӣ хўрок андар хони қарз.
Гардани хам бо тавозеъ гашта пеши қарздор,
Мебарояд з-одамӣ шуд, он, ки дар фармони қарз.
Чашми мадьюн гар фитад ҳар гаҳ ба рўи вомхоҳ,
Мегудозад ҳамчу хокистар дар оташдони қарз,
Ҳарф гуфтан кам кунад, по монад аз рафтори роҳ,
Побараҳна сар фуру афтад ба хористони қарз.
Эй хусусан қарздорони ҳамин айёми мо,
Мехўранд гўшти тани мадьюн бо дандони қарз.
Рибҳашон як танга моҳе се мирӣ, инсофдор,
Қам бувад ним танга ним мирӣ ҳамин поёни қарз.
Баҳри як тилло гарав сечанд надҳӣ, кай диҳанд,
Қам бувад қарзи ҳасан, номе на аз эҳсони қарз.
Ё раб, аз чоҳи ғами дайнам барор аз фазли ҷуд,
Бадтар аз зиндони султонӣ бувад зиндони қарз.
Ҳамли қарз набвад ба ҷуз дарду бало, ранҷу ино,
Заҳр ояд ҷои ширин шир аз пистони қарз.
Нест ҷуз хори мағилони ғам андар дашти дайн,
Меваи дигар намеруяд зи нахлистони қарз.
Эй ба ҳаққи зоти худ, ё раб, ба ҳаққи анбиё,
Аз карам моро барор аз ғарқаи туфони қарз.
Аз китобу масҳафу аз косаву дегу табақ,
Ин Раҳимиро чӣ будаш рафт дар товони қарз.

Чунин тахмин меравад, ки шоир барои аз табақаи пасти ҷамъиятӣ буданаш, агар мадрасаро хонда бошад ҳам, вале ба ягон хизмат ва коре таъин нашудааст. Дар Бухорои он замон шоир ягон кору машғулияти дигаре-ро ёфта натавониста, аҳволаш хеле бад мешавад. Ў аз муҳтоҷию эҳтиёҷ ба ҷон расида шеъри зеринро доир ба аҳволаш менависад:

Ё илоҳо, доимо ҳастам асири эҳтиёҷ,
Дар миёни халқҳо доим ҳақири эҳтиёҷ.
Ҳамчу ман афтода дар қайди таъаллуқ зери бор,
Ҳеҷ касро худ макун зору фақири эҳтиёҷ.
Бар сарам дорад ҳуҷуми доимӣ рўзу шабон,
Лашкари андуҳу ғам ҷайши амири эҳтиёҷ.
Худ носозӣ дафъ агар бо аскари фазлу карам,
Мо намедонем тадбири дабири эҳтиёҷ.
Дарди муҳтоҷӣ харобам карда ҳайрон изтирор,
Ху гирифта нафсу дил гашта далери эҳтиёҷ.

енамояд бедаво дарде, ки бепоён касал,
ан намедонам куҷо бошад давои эҳтиёҷ.
отиби қудрат рақам кардаст дар рӯзи азал,
н Раҳимиро ҳадаф гӯё ба тири эҳтиёҷ.

аъд аз чунин байтҳо доир ба аҳволи бади иқтисодӣ ва
ҷаи маишату зиндагонии шоир чизе норавшан на-
онад.

Лаҳзаи дигари ҳаёти шоир, ки дар ашъораш тасвир
аст, маълумот дар бораи аз синни панҷоҳ гузашта
шаст дохил шудани шоир мебошад. Ӯ доир ба ин
ъала дар бисьёр ҷои девонаш ишораҳо мекунад.
Аз ҷумла дар байтҳои зерин ба ҳамин маъно чунин
ра мекунад.

им ҳам шуд, муҳосин гашт кофур аз табаҳкорӣ,
расвой гузашт панҷоҳу шастам то чӣ пеш ояд.

Дар ҷои дигар боз чунин мегӯяд:

ст шуд солам вале чун тифл нодонам ҳанӯз,
д қадам ҳам, мӯ сафед, дар банди исьёнам ҳанӯз.

Аз байти охирин маълум аст, ки синни шоир ба шаст
ида будааст. Аз рӯи таърихи таълифи девон, ки 1270
рӣ аст ва аз рӯи китобати ин нусхаи девони дар дас-
мо буда, ки соли 1287/1870 бо дасти худи шоир на-
та шудааст, ӯ то соли 1870 дар қайди ҳаёт буда.
Илова бар ин аз шоирони нимаи аввали асри XIX
зо ҳасрат ва Ҷазбиро дар ашъораш ёдоварӣ кар-
, ба он далолат мекунад, ки ҳаёти ин шоир низ дар
аи аввали асри XIX ҷараён ёфтааст. Аз Ҷазбӣ ва
рат чунин ёдовар шудааст:

...Бо Сайқалии назмкуни «Равзаву Баҳром»,
Бо Юсуфиву Ҷазбиву бо Осафи номӣ.
Бо Ҳасрати пурхасрату ба Орифу Саққо,
Бо ҷумлаи соҳибсухանон субҳиву шомӣ.
Аз мазриаву хирмани ин ҷумла азизон,
Чидаст ду-се хӯша ғариб Абдураҳимӣ.

Раҳимӣ чунон, ки дар боло қайд шуд, зиёда аз 12
ор байт шеър гуфтааст, вале мутаассифон, аксари
ъораш ба мавзӯъҳои динӣ бахшида шудааст, ки ин
маҳдудияти замон баромада натавонистани шоирро
аҳмонад.

Аз мазмун ва ғояи ашъораш равшан аст, ки шоир ба ҷараёни аҳли тасаввуф майли аиёд дорад. Аз инҷост, ки як қисми ашъорашро дар тавсифи намояндагони аҳли тасаввуф ҳамчун Неъматуллоҳи Валӣ, Шамси Табрезӣ (Ҷалолиддини Румӣ), Абдулхолиқи Ғиждувонӣ, Муҳӣ (Ғафсулаъзам), Абдулқодири Ҷайлонӣ, Мавлоно Яъқуби Чархӣ ва монанди онҳо эҷод кардааст.

Аммо ашъори панду насиҳати фоидабахш ҳам дар ашъораш дида мешавад. Ҳамчун намуна байтҳои зеринро хонем:

Мабош зоҳиди зоҳирпарасту ошиқ бош!
Чӣ қавлу феъл, ки дорӣ, биёву содиқ бош!
Ба ҳар кӣ аҳд намоӣ макун нифоқ ба дил,
Саре матоб зи қавлаш, ба ӯ мувофиқ бош!...
Ба ростӣ бинамо хӯ, қабули ҷумла шавӣ,
Ба содиқон бинишин, душмани мунофиқ бош!
Зи хулқи хуш раҳи таслиму аҷзу хушхӯӣ,
Қабули хотиру шоиста бошу лоиқ бош!

Масъалаҳои сиёсӣ, иҷтимоӣ, шикоят аз золимон, тасвири табиат ва манзараҳо, шеърҳои баҳория ва мисли онҳо дар ашъори шоир кам дида мешавад.

Ягона танқид ва шикояти шоир аз шайхони замонаш мебошад, ки шоир дар он найрангу фиреб ва ахлоқу одоби вайрони ин гурӯҳи нобакори ҷамъияти замони худро ба таври реалӣ ва пурра тасвир намуда, пардаҳои одамфиребии онҳоро дарронда мондааст. Дар яке аз байтҳои ин шеър шоир шайхонро ба гурба ташбеҳ дода чунин мегӯяд:

...Даҳон ба кафк дароварда зикри иллоҳу,
Бари фиреб нишаста ҷу гурба аз паи муш.
Нигоҳ дор зи фазлу карам худовандо,
Раҳимро ту аз ин қавми шуми азрақпӯш.

Мо дар қисми намунаи ашъор он ғазали танқиди шайхонро пурра меоварем, то ин, ки хонанда доир ба он шеър тасаввуроти пурра ҳосил кунад.

Абдураҳим ғайр аз шеърҳои мазмуни динӣ дошта, баъзе ғазалҳои хуби ишқӣ низ дорад, ки мо намунаи онҳоро дар охири қисми аҳволи шоир зикр хоҳем кард. Аз ашъори ин шоир маълум мешавад, ки ӯ дар илми шеър дасти тавоно доштааст. Танҳо дар як шеъраш

ёда аз 30 нафар шоирони пешгузашта ва муосирони худро зикр мекунад ва аз он шеър ҳам пай бурда мешавад, ки доманаи дониши Абдураҳим хеле фарох будааст. Худаш аз он шоирон миннатдорӣ баён карда, аз модиёти онҳо баҳраманд шудани худро изҳор намудааст. Мана як порчаи он ғазалро хонем:

...Бар ҷумлаи соҳибкутубу соҳиби ашъор,
Аз ман бирасад фотиҳаву хатми каломе.
Бар он шуарое, ки гузаштанд аз ин пеш,
Шамс-ул-ҳаки Табрез бувад Мавлавӣ Румӣ.
Бо Қосими Анвору ба Саъдӣ шаҳи ислом,
Хоқониву бо Анвариву Шайх Низомӣ.
Бо Ҳофизи Шерозу бо Фирдавсии Тӯсӣ,
Бо Хусрави Деҳливу ба он Мавлавӣ Ҷомӣ.
Бо мир Алишер, ба Низомиву ба Соиб,
Бо Нозиму Носираливу Бедили номӣ.
Бо Шавкату бо Ибни Ямин, Ҳоҷа Ғиёсӣ,
Бо Соибу Маслак ҳама илм шӯҳрати оммӣ.
Бо Мавлавӣ Исмат, ба Шариф ҳазрати Мавло,
Бо ҳазрати Имло, ки шудаш хатм азомӣ.
Бо Муҳиддини булбули гулзори фасоҳат,
Яъне, ки ба Муҳиву ба он Аҳмади Ҷомӣ.
Бо Сайқалии назмкуни «Равзаву Баҳром»,
Бо Юсуфиву Ҷазбиву бо Осафи номӣ.
Бо Ҳасрати пурҳасрату бо Орифу Саққо,
Бо ҷумлаи соҳибсуханон субҳиву шомӣ.
Бар рӯҳи ҳама раҳмати ҳақ нозилу шомил,
Бахшида худо бар ҳама аз файзи амимӣ.
Ё раб, ба ҳаққи рӯҳи шарифи ҳама инҳо,
Ҳар дам ба машоми дилу ҷон рез насиме.
Аз мазриъаву хирмани ин ҷумла азизон,
Чидаст ду-се хӯша ғариб Абдураҳимӣ.

Аз рӯи «Соқинома»-и шоир чунин пай бурда мешавад, ки ӯ дар илми мусиқӣ низ маълумоти кофӣ дошта, аксар мақомот ва асбобҳои мусиқиро дар ашъораш ном мебарад.

Абдураҳим дар эҷод намудани шеър сабку услуби хуросониро пеш гирифтааст. Ашъораш аз рӯи мантиқ ба ҷо, аз рӯи лафзу иборахо равшану рангин, аз рӯи шеърият ва мазомин равону фаҳмо мебошад. Ин шоир чунон, ки дар боло дидем, ба шоирони зиёде тақлид ва пайравӣ карда бошад ҳам, асосан, сабқи Ҳофизро

писандида ва дар пайравии ӯ шеър менависад. Ҳатто аз шеърҳояш хуб равшан шуда меистад, ки аксаран радиф, қофия ва авзони шеъри Ҳофизи бузургворро ба кор бурдааст. Барои маълум шудани фикри мо, порчаҳои зеринро ҳамчун намуна, зикр кардан бемавқеъ наменамояд:

Ёри мо он ёру набвад ғайри ӯ ёри дигар,
Муштарӣ боеъ ҳаму, набвад харидори дигар...
Ба Раҳим соз карам чун шаҳи Шерозӣ гуфт:
«Гар бувад умр, ба майхона равам бори дигар».

Ҳофиз:

Юсуфи гумгашта боз ояд ба Канъон, ғам махӯр,
Кулбаи эҳзон шавад рӯзе гулистон, ғам махӯр.

Абдураҳим:

Солико, дар зикр бош, аз дарди ҳиҷрон, ғам махӯр,
Дил мусаффо шуд равад ин доғи ҳармон, ғам махӯр.
Маърифат ҳосил шавад гар орифи биллоҳ шавӣ.
Эй Раҳим, аз қатлу ҳабси хону султон ғам махӯр.

Ҳофиз:

Эй сабо, накҳате аз кӯи фалонӣ ба ман ор.
Зори бемори ғамам, роҳати ҷоне ба ман ор.

Абдураҳим:

Эй сабо, хушхабар аз мақсади ҷонӣ ба ман ор,
Қай тавон гуфт аз он кӯи фалонӣ ба ман ор.

Ҳофиз:

Бибурд аз ман қарору тоқату ҳуш,
Бути сангиндили симинбаногӯш.

Абдураҳим:

Дил аз ман бурд он маҳ, тоқату ҳуш,
Саропоям чу дег овард дар ҷӯш.

Ғайр аз инҳо, дар баъзе шеърҳои дигари Абдураҳим низ ба назар мерасад, ки алоҳида ибора, мазмун ва ҳатто мисраъҳои ашъори Ҳофизи Шерозиро ба кор бурдааст. Барои ин шеъри бо радифи «Фироқ» дар боло зикрьёфтаи ӯ гувоҳ шуда метавонад. Вале ин маънои онро надорад, ки Абдураҳим барои камфаҳмӣ ва ё

…истеъдодӣ ин корро карда бошад. Балки барои он, ки …ъори Ҳофиз барои ӯ ва садҳо шоирони дигар наму…и беҳтарин ва устоди рӯҳии онҳо буд, шоирон ашъо… Ҳофизро то андозае аз ёд мекарданд, ки баъзан, бе…тиёр, ибора, мисраъ, мазмуни шеърҳои ӯро ҳамчун …сосоти дили худ ва сухани худ дониста дар ашъора…он ба кор мебурдаанд.

Забон ва алфози ашъори шоир низ хеле содда ва …а лафзу гуфтори халқӣ наздик мебошад.

…Гудоз ғалуғуши худ ба буттаи ишқаш,
Баро зи бутта чу иксиру кимиё мебош.

Ё ки:

Ба ошиқон аламу нолаи шабона чу нағз,
Ба вақти субҳи саҳар оҳи ошиқона чу нағз.

Илова бар ин, аз намунаҳои ашъораш, ки дар ин ҷо зикр хоҳем кард, содда ва фаҳмо будани лафзи ашъори шоир маълум мешавад.

Акнун намунаҳоро аз ашъори шоир хонем:

### Аз ғазалиёт:

Моҳу хуршед аст ин ё дилбари яктост ин,
Ё гули гулзори ҷаннат лолаи хумрост ин.
Сарву шамшод аст ё нахли мурод аст, ё алиф,
Навниҳоли ҷӯи кавсар қади ёри мост ин.
Тоқи меҳроб аст, ё раб, ё бувад қавси қузаҳ,
Ё ҳилоли моҳи ид аст, ё ки абрӯҳост ин.
Ё раб, ин ҷодуст, ё оҳуст аз дашти Хутан,
Ё ду бодом аст, ё чашми сияҳшаҳлост ин,
Боғи Фирдавс аст, гулзори Ирам, ё кӯҳи ӯ
Ё ки зиннатбахши ин дуньёву мофиҳост ин.
Лаълу ёқут аст ё қут аст бар ҷони азиз,
Ё лабони шаккарин, хушгӯю хушимост ин.
Ё паризод аст, ё ҳур аст, кабки хушхиром,
Ё ки ғулмони биҳишт, ё гули раънost ин.
Ё ки ин анқои қофи қудрат омад дар вуҷуд,
Ё ки мақсуди дилу ҷон аст, хуш зебост ин.
Тӯтии боғи ирам ё андалеби боғи хулд,
Дар фиғон ё ин Раҳимӣ хаставу шайдост ин.

* * *

Эй саропои ту хубу рухи зебои ту хуш,
Чу латиф аст хиромат қаду болои ту хуш.
Пеши ҷаъдат зи татовул назанад дам сунбул,
Бар назокат зи ҳама зулфи суманоси ту хуш.
Зи ҳама лаъли Бадахшон, зи ҳама лаъли Яман,
Он лаби лаълу шакархандаи раънои ту хуш.
На таюроти чаман булбули фирдавсу Ирам,
Сухан аз он даҳани қофияфармони ту хуш.
Ағниё бо зару сим шавкати дуньёи дағал,
Ба таманнои рухат ошиқи шайдои ту хуш.
Рӯй бинмо зи сарат гардаму дар по афтам,
Рӯю мӯи ту чи хуб аст, саропои ту хуш.
Нанишинад зи талаб хаста Раҳимӣ ҳаргиз,
Чунки ҳастам ба муноҷоту таваллои ту хуш.

Порчае аз «Соқинома»:

Муғаннӣ биё, рафъи овоз кун,
Биё, мутриб, ин пардаҳо боз кун.
Мақоме куҳӣ, тай, ки гӯянд «Рост»,
Ризои худо ростӣ соз кун.
Муғаннӣ, мақоми «Дугоҳ»-е навоз,
Биё, мутрибо, сози «Сегоҳ» соз,
Бикун баъд аз он тай раҳи «Чоргоҳ»,
Мурод аз худову расул чор хоҳ,
Ироқу Араб бо мақоми «Аҷам»
Муғаннӣ, биё, шав ба мутриб ба ҳам.
Биёмез ҳар ду чу ширу шакар,
Шавад маст сомеъ зи худ бехабар.
Муғаннӣ, биё гир роҳи «Бузурк»
Бизан парда, мутриб, ки тоҷику турк,
Қи то бишнаванду диҳанд ихтиёр,
Талаб Нусрат аз ҳақ, раҳи «Наср» ор,
Муғаннӣ «Наво» кун ба чандин наво,
Шавад меҳри ғайрӣ зи дилҳо саво.
Чунон парда зан аз сари шавқу завқ,
Фирорӣ шавад нафси шайтон ҳаво(?)
Муғаннӣ, бикун соз роҳи «Ироқ»,
Зи дил барканад ранҷу дарди фироқ,
Бикун насри даврони «Насрулаҳӣ»
Ба ин шаҳ диҳад ҳақ дили огаҳӣ.
Муғаннӣ, «Дугоҳи Ҳусайнӣ» навоз,
Ба сад шӯру мотам ба сӯзу гудоз.
Муғаннӣ, биё, роҳи «Ушшоқ» гир,

Ки мутриб намо пардаҳо бамму зер.
Шаванд ошиқон масти беихтиёр,
Ба ҳайрат бимонанд маҳбубу ёр?
Муғаннӣ, мақомот гардад тамом,
Ба савту тарона бикун ҷаҳди том.
Ки то ошиқон дида гирьён шаванд,
Бихезанд аз ҷою рақсон шаванд.
Ки оташ бувад нағмаи мусиқӣ,
Асар бахшад ин бо саъиду шақӣ.
Ғино гар ба чангу ба қонун шавад,
Чи гӯям дили ошиқон хун шавад.
Рубоб, арғунун, ба танбӯру най,
Шавад якдилӣ, мурда созанд ҳай.
Ба ҳар як асар бошад аз Довудӣ,
Аз он оварад мастию бехудӣ.
Ба «Ушшоқ» мурда диҳад зиндагӣ,
Намояд ба некон раҳи бандагӣ.
Муҳаббат диҳад шавқ афзун кунад,
Бубахшад ҳамон нашъа афзун кунад....

* * *

Мавсими аҳду вафо шуд, эй ситамкорам, биё,
Сарвқомат диданаргис лоларухсорам, биё,
Ваъдаи дидор пур шуд, ин қадар таъхир чист?
Хушзабон, чобукинон, товусрафторам, биё.
Ҳамчу хуршеди фалак шуд вақти он созӣ тулӯъ,
Ҳурталъат, эй малакхӯ, тӯтигуфторам, биё.
Баски ман зори ҳазин баҳри нисори мақдамат,
Ҷону дил андар кафи худ карда, тайёрам, биё,
Хоку хошоки раҳат бо неши мижгон рӯфтам,
Об пошидам зи ашки чашми хунборам, биё...
Дардмандам аз шифои васли ту дорам умед,
Аз фироқат хаставу ранҷуру беморам, биё.
Даргузаштам ҳамчу Маҷнун аз ҳама хешу табор,
Аз худо васли туро доим талабгорам, биё.
Гар ту дорӣ қасди қатли хастадил мискин Раҳим,
Ҷону тан, ҳам молу дил, як бор биспорам, биё.

* * *

Ҳазор дод зи шайхзодагони шайхфурӯш,
Ки аксар оммию аблаҳ чу гови бедуму гӯш.

Зи кибру буғзу ҳаво кай кунанд хизмати пир?
Ки обруи отаву бобом сабзасову сабзинпуш.,
Муриди отаву бобом бениҳоят инҳо бас,
Ба хизмати касе муҳтоҷ нестем беҳуш.
Ҳамеша ҷилва кунанд хишти қабру туғи падар,
Ба дил зи нисбати ҷаддам чу дег андар ҷуш.
Гузаштагон ҳама соҳибялав чароғвора,
Кунанд тавофу зиёрат ҳама таюру вуҳуш.
Маро чӣ чин задааст хизмати дигар созам?
Сукут созаму афтам ба дарди гардану душ.
Бас аст номи падар туғи ҷадду нисбаташон,
Ки номашон бидарорад маро ба ҷушу хуруш.
На қалби руҳ бидонанд на сирру ахфоро,
Хафию нақиву исбот нашунида ба гуш...
Ба тан зи маллаву суф ҷомаҳо кулаҳ дар сар,
Ридо ба душ, асо сабзу ҳам ба зар манқуш.
Ки чанд аблаҳе телпаксиёҳи муйдароз,
Ба даст сутаву пойлуч раванд чун беҳуш.
Даҳон ба кафк даровварда зикри аллоҳу
Бари фиреб нишаста чу гурба дар паи муш.
Нигоҳ дор зи фазлу карам худовандо,
Раҳимро ту аз ин қавми шуми азрақпуш.

## ҚОЗӢ ШАФИҚ

Тарҷимаи ҳоли ин шоир пурра ба даст наомад, вале аз осори боқимондааш маълум мегардад, ки ӯ аз мардуми вилояти пештара ва райони ҳозираи Қубодиён буда, дар ҳамон ҷо қозӣ будааст.

Аз руи тарҷимаи ҳол ва баёзи дигари Йулдошбӣ (Дой), ки зери рақами 2697 дар захираи дастхатҳои шарқии АФ Ӯзбекистон маҳфуз аст, маълум мегардад, ки Йулдошбӣ соли 1904 аз ҳокимияти Шуғнон гирифта шуда ба вилояти Қубодиён ҳоким таъин мешавад ва боз аз он ҷо дар соли 1326/1908 ба ҳокимияти Деҳнав таъин мешавад, ки моддаи таърихи онро шоир Иззатшоҳи Дарвозӣ гуфтааст.

Йулдошбӣ илова бар он баёзи рақами 819, ки дар захираи АФ Тоҷикистон аст, боз баёзи дигарро дар Қубодиён ва Деҳнав тартиб дода дар он таърихҳои бисьёр ва боз ашъори шоирони маҳаллиро дарҷ намудааст, ки аз онҳо ашъори Қозӣ Шафиқ қобили қайд аст. Ин шоир мансаби худро, ки қозӣ будааст, ба худ тахаллус

..ихоб карда ва бо ин тахаллус шеърҳои зиёде гуф..ст, ки бисьёрии он дар ин баёзи Дой дарҷ ёфтаанд.
..Қозӣ шоири хуб буда бисьёр таърихҳои иморатҳои ..бодиён ва ҳокимону амиронро гуфтааст, аммо му..ммасбандиро дӯст медоштааст, ӯ бар ғазалҳои Саъ.., Ҷомӣ, Бедил, Шоҳин, Тура, Абдушукури Зарра, ..фсаҳ, Дой (Йӯлдошбӣ) ва дигарон мухаммасҳо бас..аст.

Вале ҳамчун қозӣ ба ҳокими замонаш Йӯлдошбӣ ..штар мадҳ гуфтааст. Аз ашъори ин шоир таърихҳои ..сьёраш барои олимони таърих беаҳамият нестанд. ..лова бар таърих ва шеърҳои мадҳия ва лирикӣ, Қозӣ ..оир ба гармиҳои тобистони Қубодиён, ҳашари баро..рдани ҷӯйбор ва боз ба масъалаҳои маҳаллӣ шеърҳо ..фтааст, ки аксарияти он хуб афтодаанд. Дойи Бухорӣ (Йӯлдошбӣ) ҳам дар як шеъраш табъи ӯро чунин тав..иф кардааст:

Ҷӯшиши табъи туро дар авҷи ахтар дидамаш,
Шеъри мавзуни туро чун хати дилбар дидамаш.

Аз рӯи баъзе ашъораш чунин менамояд, ки Қозӣ бо Йӯлдошбӣ мусоҳибат ва мушоираҳо доштааст.

Чунончӣ ӯ ба расидани иди Наврӯз бо Йӯлдошбӣ бо матлаи зерин қасида гуфтааст:

Чун ба асри шоҳи одил шуд мусаррат бар мазид,
Ҳасрату андӯҳ рафту фасли наврӯзӣ расид.

Дой (Йӯлдошбӣ) дар ҷавобаш шеъре навиштааст, ки матлаъаш чунин аст:

Ёри мо андар ҷаҳон бошад чу яктову фарид,
Аз фиюзи ҳақ дилаш монанди дарьё медамид...

Аз гуфтаҳои боло ва ашъори мавҷудааш маълум мешавад, ки Қозӣ Шафиқи Қубодиёнӣ ҳам яке аз шоирони охири асри XIX ва ибтидои асри XX буда то соли 1326/1908 дар қайди ҳаёт буданаш маълум аст.

Чанд матлаъ ва абьёти зерин намунаи табъи Қозӣ мебошанд:

Надида чашми фалак чун-ту маҳваши дилбанд,
Ба қоматат нарасад сарв гарчи буд баланд...

Агар шабе зи лутф биёӣ ба сӯи кулбаи ман,
Ба мақдамат бидиҳам бо ту Тошканду Хуҷанд...

Банди як мухаммас:

Чанд айём аз висолаш банда будам баҳравар,
Ӯ ба лутфу ноз буд аз ҳолам ҳар дам бохабар,
Чунки аз наздам бирафтанд бо рақиби бадгуҳар,
То ҷудо гаштам зи дидори рухи он гулбасар,
Дона-дона мечакад аз дидаам ёқути тар...

Ғазал:

Зиҳӣ ҷамол, зиҳӣ қомату зиҳӣ рафтор,
Тамоми дилбарию хубӣ бар ту хатм, эй ёр.
Қарашма созӣ, бароию дар чаман ой,
Ба пеши рӯи ту нолад ҳамеша булбули зор.
Зи ғайри қасд бисозӣ назар ту бар зоҳид,
На зуҳд монаду на ақлу на сару дастор.
Биё-биё, ки зи ҳаҷрат ба лаб расид ҷонам,
Ки нақди ҷон бинамоям ба мақдами ту нисор.
Манам ғариби диёри ту, эй ғарибнавоз,
Бисоз лутф ба рағми рақиби бадкирдор.
Равост бар мани мискин, ки ҷон ба ту бахшам,
Сазад ки оию биншинӣ холӣ аз ағьёр.
Зи саъди толеи ман бахти ҳосидам маъкус,
Зи баски дӯстӣ вофир миёнаи ману ёр.
Ба вақти хеш чу Маҷнун бидид ин дилбар,
Бигуфт ишқ мувофиқ бувад бад-ин дилдор.
Зи зикри васфи ҷамилат набуд кас холӣ,
На Қозию на машоих, на мӯҳтасиб ба диёр.

## ХОТИРИ ҚУЛОБӢ

«Дар ибтидои асри XIX дар водии Кӯлоб Хотир ном шоири хуштабъе зиндагӣ ва эҷод кардааст. Ӯ аз худ девоне ба ёдгор гузоштааст, ки ғазалиёт, рубоиҳо, мухаммас, муфрадот ва ягона достони ӯро дарбар мегирад.

Аслу насаб ва саргузашти Хотир ҳанӯз равшан нест. Мегӯянд, ки чанде дар Ҳиндустон таҳсил ва зиндагӣ кардааст. Дар чанд ғазалаш низ ба ин рӯзгор ишорат мекунад.

Руфуро назр кай бо ин дили садчок месозам.
Иҷобат баски маҷруни саволи хашми ҷонон аст.
Дуои дастгоҳатро ба дил чолок месозам
Насиҳатгӯ макун манъам дар ин майдон зи сарбозӣ,
Ки ман худро фидои он бути бебок месозам.
Дучор афтоду бо теғи тағофул кард бисмилам,
Шуд умедам, ки сар дар ҳалқаи фитроқ месозам.
Зи ёди бодаи лаъли ту мастон бехудӣ доранд,
Абас ман туҳмати мастӣ ба хуни ток месозам.
Ҳавои Хотирӣ монему сози бистари маҳтал,
Шарори зиндагиро бо хасу хошок месозам.

* * *

Дар давлати васли ту бақоро чӣ кунад кас,
Дар роҳи талаб дасти дуоро чӣ кунад кас.
Бе орази гул мурғи чамангашта хамӯш аст,
Бе рӯи гулат баргу наворо чӣ кунад кас.
Бе ҳасрати дилдор занад таъна рақибам,
Ин наштари афзурдабаҳоро чӣ кунад кас.
Дар зовияи шеваи расвой муқимем,
Бо сози муҳаббат сару ҷоро чи кунад кас.
Омода ба роҳаш ҳама ҷо сурати арзам,
Гуфто, ки чунин хайр гадоро чӣ кунад кас.
Бо дарди муҳаббат дили садпора надим аст,
Дар хонаи замбӯр шифоро чӣ кунад кас.
Афсурдагӣ муштоқи туро беҳ зи шукуфт аст,
Бе ёди рухат нашъунаморо чӣ кунад кас.
Дар тирагии бахт ҳама зиндагӣ ранҷ аст,
Дар зулмати таи оби бақоро чӣ кунад кас.
Роҳи талаби беди чунун сӯи замин аст,
Бо қомати хам лофи ҳаворо чӣ кунад кас.
Чун додӣ навидам, ки чаро хаста ба дардӣ,
Гуфтам хушӣ бе асли шуморо чӣ кунад кас.
Зеби дигаре дар лаби ӯ сабзаи хатро,
Ин зулмати бе оби бақоро чӣ кунад кас.
Андеша ҳамон аст, ки дар шуғли ту бошад,
Чун Хотири бебода худоро чӣ кунад кас.

* * *

Ошуфтаи он кокули мушкин кию ман кӣ?
Вобастаи он орази рангин кию ман кӣ?
Аз теғи ҷафо хаста сазовор баринам.

Дил дода ба он шӯхи ситамкин кию ман кӣ?
Дар кулбаи ҳаҷр ин ҳама озурда ба дардам,
Аз боғи висолат сари гулчин кию ман кӣ?
Бо фақру адаб хоҳиши ишқ аст, вагарна
Нӯшидани ин ҷоми сафолин кию ман кӣ?
Гар гардиши он чарх набудӣ зи сари кин,
Хиште ба таги сар шуда, болин кию ман кӣ?
Гар хоҳиши аз ту нашуд ин ранҷу хуморам,
Ошуфтаи ин чашми хуморин кию ман кӣ?
Аз ёди ту бегонаву гулгуна ба ашкам,
Варна тараби лолаю насрин кию ман кӣ?
Вар бар сари раҳ бо ғазабаш гашта дучорам,
Парҳез аз он шӯхи ҷафоин кию ман кӣ?
Гар ӯ нагузаштӣ, ба сарам по наниҳодӣ,
Рӯ бар кафи ин пои нигорин кию ман кӣ?
Лутфаш ба суроғ омаду бинвохт бад-инам,
Варна раҳи ин миллату оин кию ман кӣ?
Гар ҷазбаи дидор набахшидӣ ривоҷам,
Дар кӯи ту бо Хотири ғамгин кию ман кӣ?

## МИРЗО РАҶАБ

Мирзо Раҷаб аз шоирони асри XIX ва ибтидои асри ... вилояти Бадахшон мебошад. Аз рӯи баъзе тахмин-... дар ашъораш буда ҷои таваллуди он Роғи Бадахшон ... Падари Раҷаб чунон, ки худаш менависад, марди ...м буда, Раҷаб маълумоти ибтидоиро дар назди вай ...ифта, баъдҳо барои хондан ба яке аз мадрасаҳои ...и Бадахшон дохил мешавад. Аммо барои ҳамдони-...аш дар он ҷо хонда наметавонад, зеро дар ин ҳангом ...ару модараш ҳам мурда буданд ва касе барои тар-...и дурусти ӯ пайдо набуд. Вале шоир боз дубора ба ...раса даромада дувоздаҳ сол дар он ҷо мехонад ва ...уфти худаш илме ҳам ҳосил намекунад. Аз рӯи ни-...доди худи шоир ӯ дар 24-солагӣ зан гирифта бошад ... вале аз ӯ фарзанде таваллуд намешавад. Раҷаб ... мисли шоирони дигари маҳаллӣ ба деҳқонӣ маш-...буда ва рӯзгорро бо ин касб таъмин мекардааст. Вале аз андозҳои беинсофонаи ҳокимони золими он ...раи Роғ шоир маҷбур шуда ба вилояти Кӯлоби қис-...мо омада ҳамаи умри худро дар райони ҳозираи ...скваи вилояти Кӯлоб гузаронидааст. Ашъори мавҷу-...и ин шоир аз нуқтаи назари синфӣ ва фикрҳои пеш-

қадамиаш ҷолиби диққат аст, ки инро аз намунаҳои шеъраш хоҳед фаҳмид. Вале афсӯс, ки девон ё маҷмӯи ашъори ин шоир ба мо дастрас нагардид. Чанд шеъри дар ин ҷо дарҷшудаашро аз баёзи шахсии муаллим Муслим Сатторов навишта гирифтаем:

Аҷаб шаҳру аҷаб расму аҷаб асрор мебошад,
Тамоми шарру шӯр аз мардумон бисьёр мебошад,
Ғаму андӯҳу кулфат дар дилам такрор мебошад,
Ки ҷон дар қолаби афсурдаам ночор мебошад,
Тамошои чаман дар пеши чашмам хор мебошад.

Қалам бар даст гир котиб, ба коғаз дод иншо кун,
Зи оби чашми мазлумон ба сад фарьёд иншо кун,
Бирав арзи маро дар тахтаи фӯлод иншо кун,
Биё султон, ту ин мулки Бадахшонро тамошо кун,
Зи дасти ин амалдорон амал озор мебошад.

Амалдорони золимро ба мулки Роғ сар доданд,
Гирифтанд зулмро пеша тамоми халқ дардоданд,
Гирифтанд нотавононро тавоноро гузар доданд,
Сиёҳию қалам ҳоли дили моро хабар доданд,
Агар ҳарфе баён созам, сарам бар дор мебошад.

Балои осмонро бин, тамомаш бар замин омад,
Ки ҷон дар ларза меафтад сипоҳи пулчин омад,
Бирав дар ғор пинҳон шав, туро маргат яқин омад,
Бимон по дар рикоби аспи чӯбин зери зин омад,
Магар инҳо ризои холиқи ҷаббор мебошад?

Тамоми хоҷаву эшон шабу рӯзанд саргардон,
Намонд осуда дар ҷое дигар як тифли мактабхон,
Баланд аст осмон боло, замин сахт аст дар поён,
Агар он ҷо равам, дон зинда рафтам ман ба гӯристон,
Дар он ҷо хавф дорам мосилӣ хирвор мебошад.

Тамоми мардуми мулки Бадахшон дар ба дар гум шуд,
Бимонда аблаҳу нодон, ҳама соҳибхунар гум шуд,
Уламмое, ки ман дидам, ҳама бепову сар гум шуд,
Ба зулмат мубтало гаштам, ки умрам бесамар гум шуд,
Ба ҳар ҷо meравам вайрона сад девор мебошад.

---

[1] *Мосилӣ (мосилона)* — пуле, ки сипоҳӣ (сарбоз) ғайр аз андози муқаррарӣ ба фоидаи худаш меситонад.

Ба ғайр аз оҳ дар дунъё нахӯрдам донаи дигар,
Амалдорони золим ҳам шаванд пайдо ҳама яксар,
Худовандо сияҳрӯ соз эшонро ҳама дар арсаи маҳшар,
Раҷаб, ҳоли дили худро ба оламҳо бигӯ камтар,
Бинои ҳарза гуфтан дар сари бозор мебошад.

Ғазал:

Гар ба паҳлуяш нишинам ор дорад Гулбута,
Бӯи мушку заъфару тотор дорад Гулбута.
Аз ирам берун баромад, як назар кардам бар ӯ,
Пой то сар чун парӣ рухсор дорад Гулбута.
Ҷон фидои номи ӯ сад ҷон фидои қоматаш,
Дар сари ҳар кокулаш бозор дорад Гулбута.
Гулбута дар назди мардум аз асал ширинтар аст,
Мисли кайфи харбуза хуммор дорад Гулбута.
Эй рафиқон, умри худро сарфи бозораш кунед,
Молҳои қиммату даркор дорад Гулбута.
Холи мушкин дар баёзи гарданаш ҷонпарвар аст,
Мисли кабки маст хуш рафтор дорад Гулбута.
Ҷон, бирав дар ҷои он ширинлиқо меҳмон бишав,
Баҳри меҳмон ҷомаву дастор дорад Гулбута.
Чун Раҷаб дар вақти пирӣ ин суханҳо гуфту рафт,
То қиёмат дар дилам озор дорад Гулбута.

Мухаммас:

Ба ёд овардаам, додам ҳаёти ҷовидониро
Чу дармонаш намеёбам дурӯза умри фониро,
Ки вақти пирӣ меояд, макун доманфишониро,
Аҷоиб бевафо дидам ҳамин дунъёи фониро,
Дареғо дар ҷаҳон гум кардам айёми ҷавониро.

Ҷавонӣ нашъае дорад, насими субҳидам бошад,
Шаробу лаззати дунъё ба пешаш дам ба дам бошад,
Ба ғайр аз шодию мастӣ на касро фикри ғам бошад,
Дар ин дунъёи бепоён ба ҳар ҷо пур алам бошад,
Ба мисли заъфарон созад, ранги арғувониро.

Ҷавонӣ гар шавад пайдо бигиру тоҷ бар сар кун,
Барояш хона андозу либос аз симу аз зар кун,
Либос аз ҳар чӣ пӯшонӣ зи бӯи мушку анбар кун,
Агар санги қаноат шуд, гирифта баста дар бар кун,
Дигар банди қабо макшо гиребони ҷавониро.

Бинои пирӣ омад, мурғи дил аз хона берун шуд,
Бадан дар ларза меояд, ҷигарҳо лахтаи хун шуд,
Асо бар даст мегирӣ, сарат чун чархи гардун шуд,
Дило, аз ман чӣ мепурсӣ, ки ҳоли ман дигаргун шуд,
Ба вақти пирӣ ёд оварда даврони ҷавониро.

Қасе, ки пир шуд, ёрон, тамомаш хор мегардад,
Чу дандон аз даҳон афтад, даҳаншон ғор мегардад.
Сараш дар бистару болин, танаш бемор мегардад,
Зану фарзанду аҳли байт аз ӯ безор мегардад,
Зи хоки тира месозад бисоти нотавониро.

Ҷавонӣ ғунчаи боғи гулу гулҳои рангин аст,
Тамоми ҳарфу гуфторат мисоли қанд ширин аст,
Агар ҳар сӯ равӣ зери қадамҳоят гулогин аст,
Дуруст ҳар ҷо тамошо кун, мисоли моҳу парвин аст,
Худовандо макун кӯтоҳ даврони ҷавониро.

Чу вақти пирӣ меояд ба ҳар ҷо ном кам гардад,
Алифи қоматат бишкаста бар зону чу хам гардад,
Ки ҷои роҳату хобаш зи хоку хишту ғам гардад,
Дар ин дуньёи бепоён ба ҳар ҷо пуралам гардад,
Биё чархе бизан бингар гулистони ҷавониро.

Ҷавонӣ хуштар аз барги гулу сарву суман бошад,
Мисоли тӯтие ҳамроҳи булбул дар чаман бошад,
Ки беҳ аз шаҳри Балху ҳам Бухорову Хуҷан бошад,
Дигар гӯям ҳикоят беҳтар аз лаъли Яман бошад,
Шавам қурбон лаби ширину хандони ҷавониро...

## МУҶРИМИ РОҒӢ

Исми ин шоир Ошурмуҳаммад ва тахаллуси адабиаш Муҷрим будааст. Вале мардум ӯро гоҳ бо лақаби Мирзо Муҷрим, Мирзо Ошурмуҳаммад ва гоҳ бо лақаби Халифа Ошурмуҳаммад менавохтаанд. Лақаби халифа буданаш шоҳиди он аст, ки шоир ягон навъ косибиро медонистааст, вале лақаби Мирзоии он бемусаммо набуда дар ҳақиқат ҳам мирзои хушнавис будааст, ки инро аз хатти девонаш, ки онро бояд худаш китобат карда бошад, пай бурдан душвор нест. Илова бар ин дар ашъораш низ ишораҳо ба Мирзо буданаш ба назар мерасад.

Муҷрим дар деҳаи Бузкуши Роғи Бадахшон (қисми Афғонистон) таваллуд ёфта, таҳсилро низ дар ҳамон ҷо гузаронидааст. Вале чунон, ки аз ашъораш маълум мегардад, шоир аз ҷавру зулми ҳокими маҳаллӣ дар он ҷо зиндагӣ карда натавониста ба ҳудуди ҳозираи вилояти Кӯлоби мо муҳоҷир мешавад. Ӯ доир ба Роғӣ буданаш ва сабаби ҳиҷраташ аз он ҷо чунин ишора мекунад:

...Қисмати рӯзи азал будаст баҳри хосу ом,
Оташе аз зулми ҳоким рехт сар то пои Роғ.
Шишатабъонро дар ин маҳфил набошад
фикри нек,
Ҳар касе Муҷрим шавад гардад яқин Мирзои Роғ...

Соли таваллуд ва соли муҳоҷир шуда омадани шоир ба Кӯлоб маълум нест, вале аз рӯи гуфтаи куҳансолтарин шахси райони Москва Қамаров Мирҳазор, ки ӯ шоирро дар ҳаёт дида будааст, маълум мешавад, ки Муҷрим дар деҳаи Даҳани дара (ҳозир вайроншудаи Совети қишлоқи Хоҷағалтони райони ҳозираи Москва) муддати зиёде умр ба сар бурда ва дар ҳамон ҷо вафот мекунад. Оромгоҳи шоир низ дар ҳамон деҳа воқеъ гардидааст.

Соли вафоти шоир маълум нест ва танҳо аз ашъораш фаҳмидан мумкин аст, ки ӯ умри дароз дида, доир ба пиру заиф шуданаш ишораҳо мекунад. Аммо, аз он ҷое, ки девони ашъораш соли 1295/1878 китобат шудааст ва он аз рӯи тахмин ба дасти худи шоир навишта шудааст, тахмин меравад, ки ӯ то ҳамон таърих (1878) дар қайди ҳаёт будааст. Доир ба таърихи китобати девонаш чунин менависад:

Баъд аз ҳиҷрати расули аҳад,
Ҳазору дусад буд панҷу навад.

Қамаров Мирҳазор, ки аз рӯи ҳисоби худаш умраш ба 130 расидааст, тасвири зоҳирии шоирро ба хотир оварда гуфт, ки ӯ шахси миёнқад буд, рӯи дарози кашида, риш ва мӯи сари зардчатоб дошт. Қасбу кори асосиаш деҳқонӣ буд ва дар вақтҳои бекорӣ байт менавишт, марди хушсӯҳбат ва хандонрӯй буд. Бо аҳли деҳа муносибати хуб дошт ва барои ин ҳам мардуми деҳа ӯро дӯст медоштанд. Ин маълумоти шахси муоси-

раш аз эътибор соқит наменамояд. Муҷрим чи тавре ки гуфтем, аз худ девони ашъорашро ба мерос гузоштааст, ки ҳоло ҳамчун моли шахсии М. Сатторов мебошад.

Девони мазкур ҳаҷман он қадар бузург набуда 96 ғазал, 6 мухаммасу мусаддас ва 8 фардро дар бар мегирад. Девони мазкур бо хатти настаълиқи хоно навишта шуда, аломатҳои мирзои хуб будани китобаткунандааш дар он хеле равшан ба назар мерасад. Бинобар он ки шоир лақаби Мирзоӣ ҳам доштааст ва феълан нусхаи мазкур дар маҳалли истиқоматдоштаи ӯ ёфт шудадааст ба чунин тахмин омадем, ки ин китоб нусхаи автографӣ ва моли шахсии худи шоир бояд бошад.

Муҷрим аз рӯи мундариҷа ва ғояи ашъораш аз шоирони пешқадами замон ва тарафдорони манфиатҳои табақаҳои меҳнатии ҷамъияти он давра будааст. Аксари ашъори шоир мавзӯъҳои шикоят аз замон, аз тангдастӣ ва ноумедиҳои айём, ба орзуи дил нарасидан, фироқи ватан, ҷудоӣ аз ёру хешон ва монанди инҳоро дар бар мегирад. Чунончи доир ба тирабахтиаш чунин мегӯяд:

Ба шоми тирабахтӣ умрҳо шуд, фарш гардидам,
Куҷо он субҳи умедам, раҳе васле кунад пайдо?...
Ба гирдоби сиришк афтод Муҷрим аз сияхбахтӣ,
Ба ҳар сӯ даст андозад, куҷо соҳил кунад пайдо?

Хусусан танқиди каҷрафторони замон ва васфи ростқорӣ ва вафодорӣ дар ашъори ин шоир ҷои марказиро ишғол мекунад. Шоир доир ба каҷпарварии замонаш сухан ронда чунин менависад:

...Бар сутуни хонаи гетӣ набошад ростӣ,
То ниҳод устоди комил хишти ин девор каҷ.
Қаҷнигоҳонро дар ин маҳфил сарою неъмат аст,
Ҳамчу Қорун меравад бар синаи ғаддор каҷ,
Бекаҷӣ дар базмгоҳи ин аҷуза роҳ нест,
Гар каҷӣ дорӣ, тиҷорат кун дар ин бозори каҷ...
Ҷону дил аз ростӣ, Муҷрим, нисори дӯст кун,
Қас асо бар каф нагирад дар раҳи дилдор каҷ.

Инчунин тавсифи зодгоҳ, тасвири табиат ва аз ҳама бештар ғазалҳои ошиқонаи шоир саҳифаҳои девонашро пур кардаанд. Ашъори ин шоир дар байни аҳолии Кӯ-

лоб шуҳрат ёфта, ҳофизон то кунун ҳам шеърҳои ишқии ин шоирро месароянд. Ҳофизи халқи тоҷик Одина Ҳошимов ғазали бо матлаи зерини ин шоирро месарояд:

Ба ман овард ҷоми беқарорӣ,
Нигореву нигореву нигоре...

Аз рӯи мазмун ва ғояаш ашъори ин шоири то ҳол номгум қобили омӯхтан аст. Ғазалҳои зерин намунаи табъи ӯст:

Дар дили мо фикри сомон асту бас,
Доғи моро шӯри ҳиҷрон асту бас.
Баҳри захми синаи садчоки ман,
Доимо шӯри намакдон асту бас,..
Аз камони абрӯи он моҳваш,
Дар дили ман тирӣ мижгон асту бас.
Шӯри ишқам турфа олам баста кард,
Ҳайратам сар дар гиребон асту бас.
Дар ҷунунзори хаёлат рафтаам,
Ҷодуи табъам парешон асту бас.
Ваҳшии мо аз рамидан сер нест,
Шавқангези ғизолон асту бас,
Сар ба зонуи хаёлам мум гашт,
Дар тасаввур фикр чандон асту бас.
Муддао меболад аз ҳар мӯи ман,
Шавқро таклифи ҳурмон асту бас.
Чатри сунбул саф зада гирди рухаш,
Турраи ӯ анбарафшон асту бас.
Сабрҳо дар бистари роҳат кирост,
Аҷзи мо алқоби ҷонон асту бас.
Муҷрим, аз сарпанҷаи устоди ишқ,
Манзили мо кунҷи ихвон асту бас.

* * *

Эй дил, ту зи ҷавру ситами ёр маяндеш,
Аз кардаи он шӯхи ситамгор маяндеш.
Чун гул ту ба сар дор дили садпораи худро,
Аз новаки он наргиси хуммор маяндеш,..
Аз теғи ғами ишқ дили зор ду ним аст,
З-ин беш аз он ханҷари паргор маяндеш.
Хоҳӣ, ки агар ром шавад тавсани васлат,

Дар домгаҳи зулф зи қирдор маяндеш.
Гар нақҳати гул металабӣ, аз чамани васл,
Дар роҳи фироқ аз ситами хор маяндеш.
Муҷрим шуда дар қайди ғами ишқи ту дар банд,
Эй шӯхи ситамгар, зи гирифтор маяндеш.

* * *

Нигоҳи чашми шӯхат то ба худ моил кунад пайдо,
Барои ман зи мижгон ханҷари қотил кунад пайдо.
Раги ҷонро ба гесӯи касе бастам, надонистам,
Ки теғи абрӯят аз баҳри ман бисмил кунад пайдо.
Зи ташвиши маломат растаам аз забти савдояш,
Гирифтам домани оҳе, агар ҳосил кунад пайдо.
Ба сомон парзаданҳо мекунад ҷамъиятосо тайр,
Сабурӣ мебарад аз ман, агар ҳосил кунад пайдо.
Чаман шуд хонаи оина аз ҷӯши шарори дил,
Чу шамъ аз саркашиҳо равнақи маҳфил кунад пайдо.
Чи лозим дам занад аз сӯхтан сармояи гулхан,
Шарар омода гардад, ҳар куҷо ғофил кунад пайдо.
Магар вазъи маро к-аз зумраи беҳосилон кардӣ,
Ки яъс аз қайди ҳастӣ риштаи мушкил кунад пайдо.
Ба шоми тирабахтӣ умрҳо шуд, фарш гардидам,
Куҷо он субҳи умедам раҳи восил кунад пайдо.
Сипеҳр аз ахтари толеъ агар ин сифла бардорад,
Ба побӯси хаёлат ҷон ба тан манзил кунад пайдо.
Ба дил гар захми носураш ҳазорон ханда меорад,
Табассумҳои лаълаш марҳами комил кунад пайдо.
Зи чашми бенигоҳ, оҳи нафас андуда мегардад,
Ҳуҷуми ашк аз хокистари ман гул кунад пайдо.
Ба гирдоби сиришк афтод Муҷрим аз сияҳбахтӣ,
Ба ҳар сӯ даст андозад, куҷо соҳил кунад пайдо.

* * *

Доим аз марҳам гурезон аст, доғи синаам,
Моили шӯри намакдон аст доғи синаам.
Сӯхт аъзоям, саросар аз тапишҳои фироқ,
Зери домон шамъи пинҳон аст, доғи синаам.
Поймоли зулмати зулфи сиёҳам рӯзу шаб,
Ҳар тараф базми чароғон аст, доғи синаам.
Гаҳ наёбад сабру тамкин аз ҳуҷуми орзу,
Ҳамдами чоки гиребон аст доғи синаам.
Ҳамчу гул садпора шуд аз тири ғам аҷзои ман,

Ошьёни андалебон аст доғи синаам.
Як мижа барҳам задан расми вафо нагзоштам,
Интизори захми пайкон аст доғи синаам.
Қас нашуд марҳампазири захми носуди дилам,
Ҳамчунон оина ҳайрон аст доғи синаам.
Мехўрам ҳасрат зи ҷўи лаъли майгунаш мудом,
Лоларо кўҳи Бадахшон аст доғи синаам,
Сад тапиш аз изтироби ҳайратам сар мезанад,
Парфишони сабру сомон аст доғи синаам.
Чун сипанди миҷмари шавқам дар ин
вахшатсоро,
Ҳамҷу мурғи субҳ нолон аст доғи синаам.
Муҷрим, аз фурсатшумориҳои дил фаҳмидаам,
Монеи ин лаъли хандон аст доғи синаам.

* * *

Ҷилва кун, эй шўх, то бинам тамошои туро,
Қадди сарву орази гулрангсимои туро,
Наргиси хумор гулчини қадамҳои туро,
Ошьёни ишваю нозу тарабҳои туро,
Он ду бодоми тару лаъли шакархоҳи туро.

Бар қади нози ту пайванде зи ҳар гул кардаанд,
Бар узори нозанинат чатри сунбул кардаанд.
Вазъи гармиҳои хўят аз тағофул кардаанд,
Шишаи моро зи ғамҳои ту пурмул кардаанд,
Оҳ месозад бурун фикру таманнои туро.

Дар хироми ишваат сад ҷилва пайдо мекунӣ,
Шеваи оғози нозатро ҳувайдо мекунӣ,
Пештар меоию каҷ-каҷ нигоҳе мекунӣ,
Дар дили ҳар булҳавас, дар як назар ҷо мекунӣ,
Аз димоғи орзу пур мекунад ҷои туро.

Бар лабат ҷои табассум шаҳду шаккар коштӣ,
Бар хами абрўи нозат теғу ханҷар коштӣ,
Бар сафои чеҳраат аз тухми ҷавҳар коштӣ,
Синаи реши маро аз санги миҷмар коштӣ,
Ҳосили ман сўхт то фаҳмид ҳавасҳои туро.

Аз барои қатли ман, тири нигоҳатро чӣ ғам,
Бахри тавқи гарданам, зулфи сиёҳатро чӣ ғам,
Бар узори зарди ман, чун рўи моҳатро чӣ ғам,

Дар домгаҳи зулф зи кирдор маяндеш.
Гар накҳати гул металабӣ, аз чамани васл,
Дар роҳи фироқ аз ситами хор маяндеш.
Муҷрим шуда дар қайди ғами ишқи ту дар банд,
Эй шӯхи ситамгар, зи гирифтор маяндеш.

* * *

Нигоҳи чашми шӯхат то ба худ моил кунад пайдо,
Барои ман зи мижгон ханҷари қотил кунад пайдо.
Раги ҷонро ба гесӯи касе бастам, надонистам,
Қи теғи абрӯят аз баҳри ман бисмил кунад пайдо.
Зи ташвиши маломат растаам аз забти савдояш,
Гирифтам домани оҳе, агар ҳосил кунад пайдо.
Ба сомон парзаданҳо мекунад ҷамъиятосо тайр,
Сабурӣ мебарад аз ман, агар ҳосил кунад пайдо.
Чаман шуд хонаи оина аз ҷӯши шарори дил,
Чу шамъ аз саркашиҳо равнақи маҳфил кунад пайдо.
Чи лозим дам занад аз сӯхтан сармояи гулхан,
Шарар омода гардад, ҳар куҷо ғофил кунад пайдо.
Магар вазъи маро к-аз зумраи беҳосилон кардӣ,
Қи яъс аз қайди ҳастӣ риштаи мушкил кунад пайдо.
Ба шоми тирабахтӣ умрҳо шуд, фарш гардидам,
Куҷо он субҳи умедам раҳи восил кунад пайдо.
Сипеҳр аз ахтари толеъ агар ин сифла бардорад,
Ба побӯси хаёлат ҷон ба тан манзил кунад пайдо.
Ба дил гар захми носураш ҳазорон ханда меорад,
Табассумҳои лаълаш марҳами комил кунад пайдо.
Зи чашми бенигоҳ, оҳи нафас андуда мегардад,
Ҳуҷуми ашк аз хокистари ман гул кунад пайдо.
Ба гирдоби сиришк афтод Муҷрим аз сияҳботӣ,
Ба ҳар сӯ даст андозад, куҷо соҳил кунад пайдо.

* * *

Доим аз марҳам гурезон аст, доғи синаам,
Моили шӯри намакдон аст доғи синаам.
Сӯхт аъзоям, саросар аз тапишҳои фироқ,
Зери домон шамъи пинҳон аст, доғи синаам.
Поймоли зулмати зулфи сиёҳам рӯзу шаб,
Ҳар тараф базми чароғон аст, доғи синаам.
Гаҳ наёбад сабру тамкин аз ҳуҷуми орзӯ,
Ҳамдами чоки гиребон аст доғи синаам.
Ҳамчу гул садпора шуд аз тири ғам аҷзои ман,

Ошьёни андалебон аст доғи синаам.
Як мижа барҳам задан расми вафо нагзоштам,
Интизори захми пайкон аст доғи синаам.
Қас нашуд марҳампазири захми носуди дилам,
Ҳамчунон оина ҳайрон аст доғи синаам.
Меҳурам ҳасрат зи ҷуи лаъли майгунаш мудом,
Лоларо кӯҳи Бадахшон аст доғи синаам,
Сад тапиш аз изтироби ҳайратам сар мезанад,
Парфишони сабру сомон аст доғи синаам.
Чун сипанди миҷмари шавқам дар ин
вахшатсоро,
Ҳамҷу мурғи субҳ нолон аст доғи синаам.
Муҷрим, аз фурсатшумориҳои дил фаҳмидаам,
Монеи ин лаъли хандон аст доғи синаам.

* * *

Ҷилва кун, эй шӯх, то бинам тамошои туро,
Қадди сарву орази гулрангсимои туро,
Наргиси хумор гулчини қадамҳои туро,
Ошьёни ишваю нозу тарабҳои туро,
Он ду бодоми тару лаъли шакархоҳи туро.

Бар қади нози ту пайванде зи ҳар гул кардаанд,
Бар узори нозанинат чатри сунбул кардаанд.
Вазъи гармиҳои хӯят аз тағофул кардаанд,
Шишаи моро зи ғамҳои ту пурмул кардаанд,
Оҳ месозад бурун фикру таманнои туро.

Дар хироми ишваат сад ҷилва пайдо мекунӣ,
Шеваи оғози нозатро ҳувайдо мекунӣ,
Пештар меоию кач-кач нигоҳе мекунӣ,
Дар дили ҳар булҳавас, дар як назар ҷо мекунӣ,
Аз димоғи орзу пур мекунад ҷои туро.

Бар лабат ҷои табассум шаҳду шаккар коштӣ,
Бар хами абрӯи нозат теғу ханҷар коштӣ,
Бар сафои чеҳраат аз тухми ҷавҳар коштӣ,
Синаи реши маро аз санги миҷмар коштӣ,
Ҳосили ман сӯхт то фаҳмид ҳавасҳои туро.

Аз барои қатли ман, тири нигоҳатро чӣ ғам,
Бахри тавқи ғарданам, зулфи сиёҳатро чӣ ғам,
Бар узори зарди ман, чун рӯи моҳатро чӣ ғам,

Хоксори кӯҳи ишқам, гарди роҳатро чӣ ғам,
Бар ҳамин ҳолам супурдӣ, нест парвое туро.

Ишқат омад, ихтиёри айшам аз одоб бурд,
Булбули шавқи маро бар гулшани аҳбоб бурд,
Сабру ороми маро чун қатраи симоб бурд,
Сар ба зонуи хаёлам матлаби ноёб бурд,
Ҳеҷ тамкин нест, фурсатҳои шайдои туро.

Пайкари нозат агар бар касби гулгун метапад,
Ҳастии шӯри ҷунун бар ёди Маҷнун метапад,
Ошиқи дилхастаат чун мурғи гардун метапад,
Дил даруни синаи ман, ғарқа дар хун метапад,
Лаззати шавқ аст, доғи дил тапишҳои туро.

Дар чаман гар мехиромӣ, мерасонӣ гул ба гул,
Аз тароват мефишонӣ, турраи сунбул ба гул,
Нашъа меояд бурун, аз хандаи кокул ба гул,
Восили дидор созӣ наргиси булбул ба гул,
Нур меболад ба худ, савту навоҳои туро.

Кас намепурсад туро, мақсуду ормони ту чист?
Дар фазои дилрабоӣ сахт ҷавлони ту чист?
Наргиси хунрез, захми тири мижгони ту чист?
Маънии он панҷ ҳоли мушкафшонӣ ту чист?
Фитна месозанд ҳар як шӯри ғавғои туро.

Ҳар кӣ бар зулфи диловезе тамошо рафту рафт,
Сарнагуни бодаи он ҷоми саҳбо рафту рафт,
Ҳамраҳи фикру хаёлат ҳар кӣ якҷо рафту рафт,
Дар мақоми орзу гардид танҳо рафту рафт,
То абад ҳаргиз наёбад, сабру савдои туро.

Гашт Муҷрим аз табиат, моили ашъори ишқ,
Дар тилисми бенавоӣ мекунад такрори ишқ,
Пои завқам монд дар гил, аз паи рафтори ишқ,
Омадам аз мулки ҳасрат бар сари бозори ишқ,
Бар дуконе чида варзидем, савдои туро.

## ФОРИҒ

Фориғ яке аз шоирон ва намояндагони доираи адабии охирҳои асри XVIII ва нимаи аввали асри XIX Ҳи-

ҷор мебошад. У аз муосирону ҳамзамонҳои шоирон Мирзо Ҳасрат, Парӣ, Бобо Ирсӣ, Мавзун ва дигарон будааст.

Мутаассифона, исму лақаби шоир маълум нашуд ва дар сарчашмаҳои адабию таърихӣ ҳам оид ба ин шоир маълумоте ба назар нарасид.

Ягона сарчашмае, ки доир ба баъзе лаҳзаҳои ҳаёт ва ашъори шоир хабар медиҳад, девони ашъори худи шоир аст, ки хушбахтона, нусхаи бо дасти худи ӯ навишташуда, дастраси мо гардидааст.

Девони мазкур дар захираи дастхатҳои шарқии АФ Тоҷикистон зери рақами 892 нигоҳ дошта мешавад. Ин нусха асосан аз 120 варақ иборат буда, дар аввал ва охири он ду варақи бо хатти дигар берун аз матни девон, ҳар гуна навиштаҷотро дар бар мегирад, ки бо якҷоягии онҳо ҳаҷми нусха 124 варақро ташкил медиҳад. Девони шоир ба тартиби алифбои арабӣ мураттаб карда шуда аз баҳри алиф то баҳр ё пурра мавҷуд аст, ки ноқисие дар он дида намешавад. Дар ҳар варақи девон 20-байтӣ ҷой дода шудааст, ки тақрибан, ҳамаи ашъораш 2200 байтро доро мебошад.

Дар дохили девон ғазалиёт, мухаммасот, таърихҳои эҷодкардаи шоир мавҷуд аст. Вале шакли шеърии рубоӣ дар он зикр намеёбад.

Фориғ девони ашъорашро соли 1271/1855, замони ҳокимияти Сатторқулӣ додхоҳи Ҳисорӣ мураттаб карда таърихи итмоми онро дар варақи 12 б/13 а чунин баён кардааст:

«Баёни соли итмоми ин девон дар аҳди шоҳи шуҷоатогоҳ Сатторқулӣ додхоҳ тамом ёфт ва ду байти охир муштамил аст бар ду таърих:

* * *

Қардам ба фикри шеър дар айёми умр,
Рехт борони маонӣ аз дили ман чун саҳоб.
Хусрави Сатторқулибӣ додхоҳи оҷизон,
Буд аз нури ҳидоят ҷабҳаи ӯ офтоб.
Сояи тарбияти худ аз сари ман барнадошт,
То ки бастам иқдҳои назм чун дурри хушоб.
Илтифоти шаҳриёрӣ нест кай ояд бурун,
Шоҳиди мазмуни базми аҳди маънӣ бениқоб.
Нусхаи девони осори фасоҳат аз ман аст,
Мезанам табли сухан гӯё ба даври он ҷаноб.

Дафтари маҷмуаи фазлам, ки гуё кардааст,
Қотиби тақдир байти фитрати ман интихоб.
Нестам аз вазъи гардун эмин аз офоти фақр,
Варна дафтарҳо ба ҳам орам, ки бинад шайху шоб.
Гар шавад берун ҳуруфи ё ( ى ) аз руи адад,
Ҳосил аз лафзи таҳаллус ҳаст таърихи китоб.
Баски дар роҳи тараддудҳои имояш гудохт,
Нест Фориғро ба зарфи ҳастии худ ҳеҷ об.

Дар байти охир лафзи «Фориғ», ки таҳаллуси шоир аст, моддаи таърих аст, ки аз он адади ҳарфи ( ى ) «ё» ки 10 аст, тарҳ карда, адади 1271 мемонад, ки мурод аз соли китобати девон аст. Фориғ дар куҷо таваллуд ёфтани худро қайд намекунад, вале аз он ҷое, ки аз бисьёр деҳа ва маҳалҳои Ҳисор, Сатторқулӣ додҳоҳ дар ашъораш сухан рондааст, тахмин меравад, ки шоир дар яке аз деҳаҳои Ҳисор таваллуд ёфта бошад. Барои боварӣ ҳосил кардан шеъри зерини шоир то дараҷае шоҳиди фикри мо шуда метавонад:

На з-ин маҳфил бурун аз тирабахтӣ шамъсон рафтам.
Ба ғам пайваста аз базми Ҳисори Шодмон рафтам.
Ба шаҳри Бедаку иқлими Ҷиркинак намудам тай,
Мушавваашхотиру ошуфта з-он ҷо Тиргарон рафтам.
Ба чандин дарди дил з-он сарзамин рахти сафар бастам,
Раҳи Лоёбаву деҳи Булоқи Саидон рафтам.
В-аз он боғи Ирам, ҳамчун Парӣ, берун шудам охир,
Паи Дурманбулоқу Фӯтабофу Зарагарон рафтам,
На дар Маърифатӣ истодаму не Бобии Сурхон,
На дар Ҳафттахта осудам сӯи Оламҷаҳон рафтам.
Ба дашти мавзеи Луччобу Сайёду Саринай ҳам,
Қудум фарсуда он гаҳ ҷониби Чормағзакон рафтам.
Хатти адири Яккачуғузу Пистаи Алхуч, (?)
Шитобомода сайри Алхучини осмон рафтам.
Ба роҳи кӯтали Қосатарошу Хоҷаи Бедак,
Чӣ меҳнатҳо кашида кулфатандуд аз миён рафтам.
Биёбонгардии Қули Ҳавой, борҳо кардам,
В-аз он фирдавсоин ҳамчу Одам бенишон рафтам.
Ба кӯли Чорбоғу кӯҳсори қатъияи Фонӣ,
Такопӯҳо ба ҳам овардаву доманкашон рафтам.
Ба ҳар себаргаву сарчашмаи кӯҳу лаби ҷӯе,
Чу мавҷи об аз афтодагиҳо саргарон рафтам.

Дар ҳошияи ин варақ, Ториғ чунин қайд мекунад:

«Номҳои қарияҳое, ки воқеъ аст, дар миёни дарьёи Варзоб ва дарьёи Чангоб (дарьёи Хонақоҳ), ки онро бо истилоҳи аҳли Ҳисор доманаи Бобосурхон меноманд, дар силки таҳрир ба назм оварда шуд».

Барои он ки шоир ибтидои сафари худро аз Ҳисори Шодмон сар мекунад, чунин тахмин меравад, ки худаш аз маркази шаҳри Ҳисор будааст.

Аз рӯи тахмин, шоир таҳсили ибтидоиро дар Ҳисор ҳосил карда, барои таҳсили мадраса ба шаҳри Марғинон (Марғелон) меравад. Дар ин бора баъзе қайдҳо ва шеърҳои шоир далолат мекунанд. Чунончи дар сарлавҳаи як мухаммасаш чунин қайд кардааст:

«Ин мухаммасро дар шаҳри Марғенон машқ карда шуд.. ҳазман Линафсиҳӣ». Дар қайди боло калимаи «машқ», ки одатан машқро дар давраи таҳсил мекунанд, моро ба ҳамин фикр меоварад, ки эҳтимол, шоир ҳамон ҷо таҳсил карда бошад. Дар варақи 120 а девон боз шоир оид ба эҷод кардани як мувашшаҳ сухан ронда аз таҳсили худ хабар медиҳад, вале макони он таҳсилгоҳро зикр намекунад. Фориғ дар чанд шеъраш аз ғарибӣ ва дур будан аз ватан шикоят мекунад. Чунончи ин байтҳоро хонем:

Чунон кулфатнасиби вазъи хешонам, ки дар гетӣ,
Ба ғурбат қарнҳо бояд, ки озори ватан гӯям.

Ё ки:

Ҷаҳоне сархуши саҳбои ҷоми ишрату шӯхӣ,
Ҳама саргарми васлу ман асири доғи ҳиҷронам.

Боз:

Чун нақши пост дидаи хокам кунун ватан,
Шояд ба домане расам аз раҳгузори ӯ.

Ба назари мо чунин менамояд, ки шоир ин ғазал ва байтҳоро дар замони таҳсил дар Марғелон гуфта бошад. Ба ин фикр байти зерини шоир ҳам то дараҷае гувоҳ шуда метавонад:

Қасе чу ман паи таҳсили муддао нашавад.
Ба дарди ҳаҷру ғами васл мубтало нашавад.

Аз ашъор ва баъзе таърихҳои гуфтааш ҳам маълум мешавад, ки ӯ бештар вақти худро дар шаҳру деҳоти

зодгоҳи худ Ҳисор гузаронидааст. Илова бар шеъри сафарномааш, ғазали дар таърихи итмоми девон навиштаи шоир ва ба ҳокими Ҳисор — «Сатторқулӣ додхоҳ, ишора карданаш, ки «сояи тарбиятро аз сари ӯ барнадоштааст», ба ҳамин фикр далел шуда метавонанд. Аз ин гуна ишораҳои Фориғ чунин менамояд, ки ӯ пас аз таҳсили мадраса ба зодгоҳи худ Ҳисор омадааст. Аз рӯи бисьёр ғазал ва мухаммасоти Фориғ чунин менамояд, ки ин шоир ҳам мисли Бобо Ирсии Ҳисорӣ, ҳаётро хеле ба талхӣ ва нокомӣ ба сар бурдааст. Сохти ҷамъияти феодалӣ, зулм ва шиканҷаи ҳокимони замон ба ҳаёти ҳазорҳо ва аз ҷумла ба ҳаёти Фориғ барин шахсони аҳли фазлу дониш доғи сиёҳи худро гузоштаанд. Бесабаб нест, ки ҳамаи шоирони охирҳои асри XVIII ва нимаи аввали асри XIX Ҳисор умрро ба оворагардӣ, гадоӣ гузаронида ва дар ашъорашон низ худро хонабардӯш, бенаво, ғариб, заиф, мусибатдида, мотамкашида ва монанди инҳо ба қалам додаанд.

Албатта, фаҳмидан душвор нест, ки хону бекҳои Ҳисор барои нигоҳдории ҳокимияти феодалӣ ва айшу ишрати худ, ҳеҷ як зулму шиканҷа, аз ҳеҷ як намуди истисмори мардуми аҳли меҳнат рӯй намегардониданд. Дору зиндон, қамчину шамшери беку амалдорони ҷаҳолатпарасти Ҳисор аз хуни меҳнаткашони бегуноҳ рангин ва матбахи онҳо, ҳамчун Заҳҳок, пур аз мағзи сари деҳқонону косибони Ҳисор буд. Дар чунин вазъият, албатта, шахси шоиру аҳли фазл ҳамаи фикр ва эҳсосоти худро ошкоро баён кардан наметавонист. Дар бораи аҳволи шоирони кӯҳистон ва аз ҷумла Ҳисор, А. Деҳотӣ фикри хеле дуруст баён кардааст, ки мо онро дар боло қайд карда будем. Шеърҳои зерини Фориғ, ки шоҳиди аҳволи моддӣ ва маънавии ӯ мебошанд, дар айни ҳол, фикри А. Деҳотиро хеле равшан тасдиқ мекунанд:

Ба хок афтодаву хору заифу зор ман бошам,
Ҳақиру бенавову хаставу афгор ман бошам.
Мусибатдидаву мотамкашида, хунидилхӯрда,
Наҳифу кулфатандуду ба меҳнат ёр ман бошам.
Ғарибу дар ба дар, чун об, дорам сар ба пастиҳо,
Зи табъи соф чун оина дар зангор, ман бошам.
Ба асри тирабахтӣ сояи парвардаи шомам,
Ба ранги чашми анҷум то саҳар бедор ман бошам.
Чу гандум синачокам з-осиёи чархи дунпарвар,
Зи аҳли Одам аз ҷаннат бурун ночор ман бошам.

Зи сарафгандагӣ чун зулф ҳастам дар шикасти дил,
Агар кам менамоям дар назар, бисьёр ман бошам.
Саропо ҳасратам, чун дидаи соғар, дар ин маҳфил
Хуми базми Муҳаббатро лаби изҳор ман бошам...

Ё ки ғазали зерини шоирро хонем:

Аз ҷафои чарх чун ман ҳеҷ кас дилреш нест.
Волаву саргаштаву танхаставу дарвеш нест.
Гар туро дар дил ҳавои маҳфили айш орзуст,
Бош дар он ҷо, ки асҳобат яке аз хеш нест.
Лаб ба хомӯшӣ фурӯ банду зи гуфтугӯ малоф,
З-он, ки зери ин фалак як марди дурандеш нест.
Фориғ, аз тангию бахти тира кам кун шикваро,
Дар гулистони ҷаҳон як нӯши дурдандеш нест.

Аз ин қабил шеърҳо дар девони шоир хеле зиёд аст, вале барои фаҳмидани аҳволи ӯ намунаҳои овардашуда ҳам кофӣ мебошанд. Ва дар қисми мазмуни ашъори шоир боз дар ин бора таваққуф хоҳем кард.

Ҷараёни ҳаёти шоир ҳам хуб равшан нест. Дар дохили девон 7 таърих мавҷуд аст, ки аз онҳо қадимтараш таърихи фатҳи Ҳисор буда, моддаи таърихаш ибораи «Қаратоқ доди ҳақ шуд» قرطاق داد حق شد мебошад. Ин моддаи таърих мувофиқи ҳисоби абҷад ба адади 1223 баробар меояд, ки мувофиқ ба соли 1808 милод мебошад. Охиртарин таърихи дар девонбуда, таърихи мураттаб ва ё китобати девони ашъори Фориғ 1271/1855 мебошад. Аз рӯи чунин ҳисоб аз соли 1808 то соли 1855 (47 сол) дар қайди ҳаёт будани Фориғ маълум мегардад. Аз ишораҳои дар ашъораш оварда маълум мегардад ки ӯ ба синни пирӣ ва қоматхамидагӣ расидааст, мисолҳои зеринро хонем:

То хамиданҳои пирӣ кард қоматро дуто,
Чангосо аз гиребон то ба домон нолаам.

* * *

Оҳ, к-ин хуршедрӯён аз ғами ҳиҷрони шаб,
Чун саҳар аз ранҷи пирӣ мӯсафедам кардаанд.

Ё ки:

Зуд аз назар намуд гузар шаҳсавори умр.
Огаҳ наям зи дабдабаи гирудори умр...

Як нағмае зи пардаи таҳқиқ сар назад,
Нохун шикаст дасти тааммул ба тори умр.
Пажмурдагӣ дамида зи ҳар гул ба боғи даҳр,
Сарве намонд тоза лаби ҷӯйбори умр...
Чун ашк, Фориғ, аз сари мижгон чакидаӣ,
Дигар макун мунокишаи эътибори умр.

Доир ба аҳволи оилавии Фориғ ҳам маълумоти кофӣ дар даст нест, вале аз ашъораш маълум мегардад, ки шоир зану фарзанд дошта ва як писараш бо номи Абдулқодир соли 1251/1835 вафот намуда, ӯ ба ин мусибат марсияи таърихии вафот гуфтааст:

Хирад зи ҳодисаи ҷонгудоз айни видоъ,
Ҳазору дусаду панҷоҳу як паёмам дод.

Маҳал ва таърихи вафоти шоир низ маълум нашуд. Вале аз он ҷое, ки ӯ хеле пиру заиф шуда будааст ва пас аз таҳсили дар Марғелон ба Ҳисор омадаасту аз ҳеҷ макону маҳали дигар ном намебарад, тахмин меравад, ки воқеаи вафоташ низ дар Ҳисор иттифоқ афтода бошад.

Хулоса, Фориғ яке аз намояндагони барҷастаи доираи адабии нимаи аввали асри XIX-и Ҳисор буда, ғоя ва мазмуни ашъораш аз шоири пешқадами замони худ будани ӯро шаҳодат медиҳад. Омӯхтан ва дастраси хонандаи имрӯза гардондани мероси адабии Фориғ беаҳмият нахоҳад буд.

Шеърҳои зерин аз девони Фориғ мебошанд:

Ба даври базми мо асбоби ишрат баски ноёб аст.
Хаёли ҷанг бар сар ҳамчу мавҷи олами об аст.
Зи дарду ранҷи маҳмурӣ фитодам то зи заъф аз по
Тақопуи нафас чун мӯи оташдида бетоб аст.
Зи ҷӯши беқарорӣ он қадар аз хештан рафтам,
Ки ҳар мушти ғуборам аз тапиш монанди симоб аст.
Фалокатдастгоҳам, то ки ифлосӣ каринам шуд,
Уруҷи авҷи давлат ҳар киро дар ҷамъи асбоб аст..
Макун, Фориғ, баёни шиква аз бешу ками олам,
Ки ёди гуфтугӯ ин ҷо малоли табъи аҳбоб аст.

* * *

Ҷигарсӯрохам аз тири нигоҳи обдори ӯ,
Надорад дида тоби оташи барқи узори ӯ.
На танҳо ман гирифтори каманди чини гесӯям,
Ҷаҳоне бастаи занҷири зулфи тобдори ӯ.
Ба арзи нусхаи мазмуни таҳрири китоби дил,
Зи мадди хомаи оҳ аст машқи хоксори ӯ,
Чу шабнам ҷумла аъзо обам аз ҳайратпарастиҳо,
Ба сад тӯфони хиҷлат мефурӯшад шармсори ӯ.
Ба саҳро гар кунад оҳанги сайр аз шӯхҷавлонӣ,
Рами оҳу чароғон мекунад гарди шикори ӯ.
Харобам карда найранги фиреби наргиси масте,
Ки бошад меҳру маҳ дар базми гетӣ косадори ӯ.
Надорам бими теғи бедареғаш, ваҳми он дорам,
Ки фарсояд мабодо ранги ангушти нигори ӯ.

* * *

*Гузораш кош, эй маҳ, сӯи сайри бӯстон афтад,*
Чӣ хуш бошад, ки рӯи дӯстон бо дӯстон афтад!
Чӣ сон аз беҳуӣ дил арз созад матлаби худро,
Ба шоми ғам рухи чун моҳи ӯ гар тавъамон афтад.
Чу най аз дарди ӯ охир ба афғоне шудам ҳамдам,
Ки тӯфон дар замин ояд халал дар осмон афтад.
Ба дил гар во намоям арзи темори муҳаббатро,
Гиреҳ дар банд-бандам чун най
аз бори фиғон афтад.
*Зи бедоди фироқат лола бо доғи ҷигар гуфтӣ.*
Мабодо ҳеҷ кас дур аз висоли гулрухон афтад.
Шудам ахгар зи барқи ҷилваи оташгудози ӯ.
Бале шавқ ҳар куҷо рӯ оварад оташ ба ҷон афтад.
Паи қатлам макаш теғ, эй бути фархундафоли ман,
Ки тарсам аз ғазаб чине ба тоқи абрувон афтад.
Кушо бурқаъ зи рухсору биё дар гулситон бингар.
Зи таъзими қадат ҳамҳо ба шохи арғувон афтад.

* * *

Қасе чу ман паи таҳсили муддао нашавад,
Ба дарди ҳаҷру ғами васл мубтало нашавад.
Нарезад аз мижа ҳар дам сиришки хунинро,
Зи файзи суҳбати мирзои худ ҷудо нашавад.
Ба ифтирои ҳавас ҳарза андар ин қулзум,

Ғарики баҳру талабгори ноҳудо нашавад.
Дар ин чаман ба тамошои меҳр субҳидаме,
Чу шабнамаш ба сари хоқ мутакко нашавад.
Зи фикри бори ғами зиндагӣ дар ин гулшан,
Намонд қомати сарве, ки он ҳино нашавад.
Ба ибтидо зи фусуни ҳавас чӣ шарҳ диҳам,
Ки гуфтугӯи ҳадиси дил интиҳо нашавад.
Равам ба ҳасрати рӯи ту чун арақ аз хеш,
Агарчи сунбули оҳам ба каф асо нашавад.
Ба пои нозукат, эй гулрухи тазарвхиром,
Зи ранги хуни шаҳидони ғам ҳино нашавад.
Дар ин ситамкада аз бахти норасо Фориғ,
Чу ман ба ҷони касе даҳр бевафо нашавад.

* * *

Синаам чун гул ба сад захми намоён ошност,
Бо табассум то лаби лаъли ту пинҳон ошност.
Гуфтам: эй гул, ноз кун андар чаман, хандиду гуфт:
Ҳар гулеро ҳамчу ман булбул ҳазорон ошност.
Ашки хунолуд агар аз дида резам айб нест.
З-он, ки дил умрест бо мижгони ҷонон ошност.
Он, ки улфат кард бо ман кард тасхири бутон,
Ҳар куҷо ганҷ аст бо ин хонавайрон ошност.
Не саре бо зиндагӣ дорам, на сомони қарор,
Хок бар дӯши ҳавоям бо чӣ сомон ошност.
Иззату иқболи доноён чу ғам помол гашт,
Кулфату андӯх, бо нозукхаёлон ошност.
Тирабахтӣ ногузир афтод табъи софро,
Дар азал доғи калаф бо моҳи тобон ошност.
Ҳурмати вомондагонро дор, эй мағрури ҷоҳ,
Мӯрро бо он заъфиҳо Сулаймон ошност.
Ҷон супурдему дил аммо ҳеҷ як мақбул нест,
Ё раб, охир таври он гул бо чӣ унвон ошност.
Ҷони муштоқон ҳадафтамҳиди майдони фаност,
То камони абрӯяш бо тири мижгон ошност.
Нест васли дӯст мумкин то намирӣ дар ғамаш,
Ишқро шоиста набвад он, ки бо ҷон ошност.

* * *

Гар шавад гоҳи хиром он сарви хушрафтор каҷ,
Қомати шамшод мегардад зи ғам ночор каҷ.
Эй сабо, густох бо зулфи диловезаш мапеч,

То нагардад ҳалқаи гесӯ бар он рухсор кач.
Оламеро тарки ҷону дил аз он маҳ айб нест,
Гар ниҳад бар сар кулоҳи махмали зартор кач.
Баски тоқи абруи madди нигоҳам гаштааст,
Аз тамаллуқ чун гадо гардам ба ҳар дарбор кач,
Абрӯи тарсои шӯхе дорадам ваҳшаткамин,
Қай бувад, ё раб, ки бандам дар миён зуннор кач.
Гар занам ҳарфе зи меҳроби хами абрӯи ӯ,
Мешавад бар фарқи зоҳид гунбади дастор кач.
Нест мунфак зулм аз табъи кaҷандешон мудом,
Бозро махлаб аз ин рӯ ҳаст чун минқор кач.
З-иртиботи кaҷниҳодон ҷуз кудурат моя нест,
Об ҳам печад ба худ ҷое, ки шуд анҳор кач.
Фориғ, аз сирри тавозеъ номдорон огаҳанд,
Нахл мегардад зи бори меваи бисьёр кач.

## Ҳаҷви шайх

Қабои зуҳд ба бар турфа номусулмон шайх.
Шикаста шишаи номусу аҳду паймон шайх.
Ба теғи шаҳвату миқрози фикри фосиди хеш.
Бурида решаи уммеди нахли имон шайх.
Зи баҳри фидьяи як бӯса аз гули рухсор,
Ҳазор ҷони кироми намуда эҳсон шайх.
Зи шӯри ишқу муҳаббат ба даҳри бӯқаламун,
Ғуломи наргиси масту асири мижгон шайх.
Ба файласуфию рӯбоҳтинати умре,
Гирифта ҷайби тараддуд ба дасти сомон шайх,
Ҳанӯз даъвии таҷрид ин чи беадабист?
Ба баҳри тӯли амал ғарқ то занахдон шайх.
Ба базми хонаи торик дар адабгаҳи айш,
Ниҳад амомаи тақвӣ ба тоқи нисьён шайх.
Ридои макр ба дӯшу ба каф асои фиреб,
Гирифта мӯи лаб иблисро чу шайхон шайх.
Ба вазъи фитрати ҳайвон талеаи атвор,
Ниҳода тӯҳмати ҷиннӣ ба шахси инсон шайх,
Ба хони ҳар кӣ татовул кунад лаби ноне,
Паи ҳуқуқи намак бишканад намакдон шайх.
Дар ин чаман паи изҳори шавқ аз шӯхӣ,
Чу бӯи гул шуда аз табъи худ намоён шайх.
Зи сирри гунбади аҷубаи замона магӯй,
Ки буда бар дари ин хонақаҳ ҳазорон шайх.
Зи нури партави шамъи дӯкони худбофӣ
Ба тангнои дигар мекунад чароғон шайх.

## Марсия

Фиғон зи качравишиҳои чархи бебуньёд,
Ки дод ғунчаи бахтам зи як самум ба бод,
Чӣ шуд, ки тозанихоли маро ба гулшани даҳр,
Ба сайри боғи ҷавонӣ даме ҷавоб надод.
Ҳанӯз даври дигар норасида шоҳиди ман,
Ба ранги гардиши ҷоме зи ҷои хеш фитод.
Ғубори роҳи вуҷудаш зи рӯ нарафта ҳанӯз,
Даре зи кӯи адам бар рухаш аҷал бикушод,
Ба шавқи манзили тақдир дар рикоби фано,
Зи рахши тезрави умр пои худ биниҳод.
Ба дасти ғуссаи маҳҷурии гули умед,
Занам ба синаи худ чоку баркашам фарьёд.
Маро ба гӯшаи идбор сабр деҳ ё раб,
Ки бӯи ғунчаи иқбол кардааст инод:
Чу Абдуқодири ширин, ки дар китоби вуҷуд,
Зи баҳри мунтахаби хеш карда будам сод.
Хирад зи ҳодисаи ҷонгудоз айни видоъ,
Ҳазору дусаду панҷоҳу як паёмам дод.

## КОМИЛ

Комил ҳам аз шоирони нимаи дуюми асри XIX ва ибтидои асри XX Ҳисор мебошад. Вале ҷои таваллуди Комил дар асл райони ҳозираи Файзобод, ки он вақт тобеи вилояти Ҳисор будааст, мебошад. Доир ба аҳволи ин шоир баъзе маълумотҳои боэътимод дастраси мо мебошад, ки пеш аз ҳама доир ба як сарчашмаи хеле боваринок сухан рондани мо лозим аст. Ин сарчашмаи хеле саҳеҳ баёзи дастхати рақами 786 захираи АФ Тоҷикистон мебошад. Ин баёз дорои 200 варақ буда аз соли 1331 то соли 1339 ҳиҷрӣ бо дасти писари Комил Мирзо Муҳаммадҳасан тартиб ва китобат шудааст. Дар варақи 175 б ин нусха чунин қайдро мебинем: «Катаба ба яди ҳақири адимулэътибор Мирзо Муҳаммадҳасани бинни мулло Муҳаммад Комили Ҳисорӣ, шаҳри Чимодуссонӣ 1339». Илова бар ин, дар бисьёр варақҳои дигар ҳам ибораи «Лимуҳаррира Муҳаммадҳасан» зикр меёбад, ки аз ҷумла дар варақи 186 б, 185 а, ва ғайра ин ибора такрор меёбад. Дар варақи 130 б ҳам ба наср ва ҳам ба назм Муҳаммадҳасан таърихи таваллуди писараш Муҳаммад Муҳсинро 1321 ҳиҷрӣ қайд мекунад.

Баёзи мазкур асосан ашъори шоирони асри XIX: Возеҳ, Икром, Амлаҳ, Яғмо, Маҷнун, Фитрат, Мӯҳтарам, Авзаҳ, Шеван, Наҷиб, Самимӣ, Муҷрим, Роҷӣ, Маҳрам, Мунирӣ, Сират, Ҳайрат, Дониш, Ҳиҷрӣ, Айнӣ, Фазлӣ, Оҷиз ва шоирони бисьёри дигарро дар бар гирифта бошад ҳам, вале бештари онро ашъори Комили Ҳисорӣ ташкил медиҳад. Албатта, равшан аст, ки писари шоир ашъори падарашро нисбатан дар он зиёд овардааст. Тахминан котиби мазкур ин ғазал ва мухаммасотро аз девони мусаввадаи дастнависи падараш бардошта, мавриди ва ба кадом муносибат гуфта шудани баъзе шеърҳоро, бо хатти хеле майда, низ шарҳ медиҳад. Дар нусхаи мазкур аз варақи 132 б то 156 а рисолаи «Таърихи сулолаи Манғития»-и Мирзо Сомӣ ва дар охири нусха низ баъзе воқеот, ҳикоёт ва порчаҳои насрию назмӣ ҷой гирифтаанд. Аммо чи тавре ки гуфтем, котиб дар он 56 ғазал, 7 мухаммас, 3 қасида, 2 наът ва як рубоии падараш, Мулло Комилро бо тарҷимаи ҳоли мухтасари ӯ дар он дарҷ намудааст, ки мутаассифона, тарҷимаи ҳоли шоир ба тариқи куллӣ пурра нашуда ноқис мондааст, ки котиб барои пурра навиштани он ҷои холӣ монда бошад ҳам, вале аз хотираш баромадааст ва ё ки фурсат наёфтааст, ки онро пурра нависад. Аз рӯи миқдори ашъор, ки дар ин нусха дарҷ ёфтааст, ӯро девони нопурраи Комил шуморидан мумкин аст.

Сарчашмаи дигаре, ки доир ба Мулло Комил маълумот медиҳад, девони пурраи ашъори шоир аст, ки дар захираи дастхатҳои АФ Ӯзбекистон зери рақами 5329 маҳфуз мебошад. Ҳаҷми ин нусха аз 111 варақ иборат буда, бо хатти настаълиқи хуб китобат шудааст. Девони мазкур дар аввал ба тартиби алифбои арабӣ мураттаб шуда, коғази асли матнҳои аввала аз коғази сафеди русӣ буда, баъдхо дар ҳар бахре шеърҳои нав ба рӯи коғази ҳархелаи русӣ ба он илова карда шудааст. Тартибдиҳандаи ин нусха хуб маълум намешавад. Аммо аз он ҷое, ки баъзе мисраъ ва байтҳо дубора ислоҳ карда шудааст, нусхаи дастхати худи шоир менамояд. Илова бар ин, дар варақи 110 девон мӯҳре зер карда шудааст, ки дар он исми «Мулло Муҳаммадхасан Махдум» сабт ёфтааст. Аз ин ҷо ҳам фаҳмида мешавад, ки он нусхаи дастхати худи шоир буда ба писараш Муҳаммадҳасан ба мерос монда ва ӯ дар он мӯҳри худро зер карда будааст. Муқоваи ин нусха сабзранг ва шерозабандиаш сурх, ки аз амали саҳҳофони Бухоро менамояд,

Дар рӯи муқова шакли се медальон кашида шуда бо ранги сурх зиннат дода шудаанд. Дар ин нусха низ мавриди ва муносибати эҷоди баъзе шеърҳо қайд ёфтааст, ки ин низ ба нусхаи худи муаллиф будани нусха гувоҳӣ медиҳад. Мисоли зеринро аз варақи 3а-и девон хонем: «Ба мавриди муҳами хайри нури чашмон лавозимоту бухча ба дарбори олӣ фиристодан ва ба мансаби ӯроқӣ барқарор гардидан.

Тӯҳфаи лоиқ чӣ бошад назди шоҳон аз гадо,
Хуштар аз аҷзу ниёзу беҳтар аз дасти дуо.
Ман, ки чун мӯри ҳақирам, эй Сулаймонмартабат,
Ҳадьяи мӯрона овардам ба дарбори шумо...

Ё ки дар варақи 5 а чунин менависад: «Дигар ба мавриди сайри Ширбадан ба асри саид амир Музаффари марҳум ба фармудаи ҷаноби олии марҳум...»

Аз қайди мавриду муносибати эҷоди шеърҳо, ки дар ҳар ду нусха мавҷуд аст, чунин менамояд, ки шеърҳои дар баёзи 786 овардашуда низ аз ҳамин нусхаи девон бояд бардошта шуда бошанд.

Ғайр аз ин ду сарчашмаи зикршуда, тазкиранависон Мир Сиддиқ Ҳашмат, Неъматуллоҳ Мӯҳтарам, Афзали Пирмастӣ ва Адуллоҳоҷаи Абдӣ ҳам доир ба ин шоир таваққуф намудаанд, ки мо дар мавридаш маълумоти баъзе аз онҳоро қайд хоҳем кард. Шоири дигари муосир ва дӯсту шарикдарси Комил Мӯсои Мухлиси Бадахшонӣ ҳам дар ашъораш аз ӯ хеле зиёд ном мебарад.

Аз олимони советӣ устод Айнӣ дар «Намунаи адабиёти тоҷик» доир ба ин шоир сухан ронда, мулоҳиза ва қайдҳои худро баён кардааст.

Дар асоси сарчашмаҳои номбурдашуда ва қайду ишораҳои шоир, тарҷимаи ҳоли ӯро ба тариқи зерин ба қалам додан мумкин аст, ки қисми аввали онро аз навиштаҷоти худаш ва ё писараш овардан воҷиб донистем. Онҳо чунин менависанд:

«Комил тахаллус ва исми Мулло Муҳаммад Комили Ҳисорӣ-ул-мавлуд ва Бухороӣ-ул-мактаб аст. Мушорунилайҳ дар санаи 1247 (1831 м.— *Х. А.*) дар Файзободи Ҳисор таваллуд ёфта, дар синни 12-солагӣ дар вилояти Хӯқанд, ба мавзеи Ухчӣ ба ҳузури Мулло Содиқ ном амакбачаи худ омада хатту саводи форсию арабиро ба ҳузури мумиилайҳ баровcovered, сониян ба ҳузури Муҳаммадалихони писари амир Умархон, ки дар ҳусни хат

ягонаи аср буда, муддати ду сол машқи хат ва санъати ислиҳӣ ва наққошӣ ва муҳрканӣ ва заргариро касб намуда. Баъд аз он ба ҳузури Саид Абдурраҳмон Охунд ва алами Хӯқанд муддати 5 сол Қофия, Шарҳи мулло, Мухтасарул виқоя ва Ҳидояро хонда, дар улуми арабия ва дар санъати ҳатотӣ пешқадам ва баҳраи вофӣ ҳосил карда. Дар авохири асри амири Хӯқанд, ки Худоёрхон буд, дар Бухоро омада:

Соли ҳазору дусаду баъд панҷоҳу чор,
Ки Муҳаммад Қомил бишуд дохил андар Бухор.

Ибтидо ба мадрасаи Арабия, ки ба гузари Ҳоҷӣ Амонбой мебошад, дохил гардида муддати як сол ба мадрасаи мазкур истиқомат намуда, дар хизмати дарсхонии халифа Ҳасани марҳуми Охунд ва Мирзо Абдурраҳмони аълам расида шурӯъ ба дарсхонӣ карда. Назар ба гуфтаи худи мушорунилайҳ дар муддати як сол ба 24 тангаи Бухорӣ қаноат карда ваҷҳи маош аз ин зиёда чизе надоштам, ки сарф намоям. Таҳсилро ҳамон сол тамом карда баъд аз он дар соли вубои калон, ки дар асри Музаффархон дар Бухоро воқеъ гардидааст, ба касалии вабо муддати се сол муттасил мубтало гардида, дар мусофират ба анвои кулфат ва машаққат рӯзҳои сахтро дидаам, ки тоқати такрори он нест. Дар муддати даҳ рӯз обу нон нохӯрда чанд маротиба воқеъ шудагӣ аст, ки хоб кардаам ва касе воқифи аҳволам нест, ки пурсад ва донад.

Баъд аз се сол ба караму инояти субҳонӣ аз он баллову ранҷ халос ёфта сиҳати комил ҳосил шуд. Таассуф, ки дар ин муддат он чизе, ки аз хатту саводи арабӣ ҳосил карда будам, тамоман аз даст дода холию орӣ мондам. Чун навсаводон боз ба ҷидду ҷаҳди бисьёр дар муддати як сол тадриҷан ба карами раббонӣ ҳар он чизе, ки гум карда будам, ба даст оварда, бинобар тангии маишат баъд аз таҳсил дар овони баҳор дар ҷониби Кармина равона шуда, пиёда дар муддати як ҳафта сайркунон ба мазори Қосим шайх... расида муддати шаш моҳ дар сари мазор истиқомат кардам, то он, ки рӯзе Мирзо Мирхоҷа ном шахсе аз ҷумлаи мирзоёни калони Абдулаҳадхон ҳокими Кармина ба ҷиҳати зиёрат ба сари мазор омада, баъд аз фароғи зиёрат ба ҳуҷраи ман омада қадре об хост. Ман обро додам, баъд аз таҳсил

ва исму ватанам пурсид. Чанд сатри китобатӣ, ки дар ҳузури худ доштам, чашмаш ногоҳ бад-он афтода гуфт: Ин хатти туст? Гуфтам оре, хатти фақир аст. Сонӣ аз ҳусни китобати ман қадре хушнуд шуда маро ҳамроҳи худ ба қушхонаи худ бурда як шабонарӯз ҳамроҳи худ нигоҳ дошта аз чигунагии аҳвол ва саргузаштҳои ман, тафсилан пурсида раҳм ба мусофирӣ ва бекасию фақирии ман кард. Гуфт: баъд аз ин ҳар шаб омада аз қушхонаи мо авқоти худро карда, баъд аз он ба ҳуҷраи худ меравӣ. Ман чун ин қадар шафқати падаронаро аз ӯ мушоҳида карда ба дилу ҷон қабул карда... дар ҳар ҳафта як маротиба ё ду маротиба рафта омада мегаштам. Оҳиста-оҳиста, маро аз ҳузури худ дур нагузошта ба ҳавлии худ ҳуҷраи алоҳида барои ман таъин карда Мирзо Ғиёсиддинхоҷа ном писарони худро ба шогирдии машқи хат ба ҳузури ман муқаррар намуд. Ҳаррӯза Мирзои мумиилайҳ баъд аз омади хизмати муқаррарии худ ба ҳузури ман омада суҳбат карда менишаст.

Дар ин байн асбобҳои мӯҳрканӣ ба даруни қаламдон доштам. Рӯзе назараш афтода пурсид, гуфтам асбоби мӯҳрканӣ аст. Гуфт: ту мӯҳрканиро метавонӣ? Гуфтам: ба қадри зарур шояд тавонам. Мӯҳри худро дода амр намуд, ки ҳамчунин мӯҳри тоза канда бояд, ки то пагоҳ ба ман супорӣ! Ман алоҳулҳол дар зарфи як-ду соат камобеш ба ҳузури худи Мирзо мӯҳрро вайрон карда, тоза мӯҳр канда таслим намудам. Аз ин ҳунари ман бисьёр хурсанд шуда, куртаву лозимии тоза ва ҷомаи нав маро ато фармуд. Рӯзе чанд аз байн гузашта буд, ки як рӯз баъд аз пешин, як нафар мард аз пешхизматҳои Абдулаҳад порчаи коғаз, ки ба номи ман навиштагӣ ба даст дошт, пурсид, ки фалонӣ кист? Гуфтам: ман. Гуфт: Ҳозир ту дар қурхона ба ҳузури тӯра меравӣ? Ман ҳарчанд абову имтиноъ кардам, нашнавид. Охирин ба ҳузури тӯра чун рафтам, маро тӯра дида аз исм ва ватан ва таҳсилам пурсида, мӯҳри худро дода амр намуд, ки ҳозир дар ҳамин ҷо мағшушшудагиҳои мӯҳрро тоза карда медиҳӣ!».

Афсӯс, ки идомаи ин тарҷимаи ҳол навишта нашудааст ва сухани муаллифи мазкур бо ин қатъ меёбад. Вале мо аз маълумоти тазкираҳои Мӯҳтарам, Афзал, Ҳашмат ва Абдӣ ва аз рафти нақли худи Комил ҳам пай мебарем, ки шоир баъд аз омаданаш, ба назди Абдулаҳад, ки он вақт ҳокими Кармина будааст, ба хизмати ӯ дохил

мешавад. Абдуллохоҷа Абдӣ низ дар бораи ӯ чунин менависад:

«Комил — тахаллуси фазилатпаноҳ ва дироятдастгоҳ қозӣ Комили Ҳисорӣ. Мушорунилайҳ дар вилоят омада таҳсилу хатми кутуб намуда, дар замони ҳокимии олиҳазрат дар Кармина рафта истиқомат карда қасидаҳо машқ карда аз назари анвар гузаронида, баъд аз ҷулуси мементатмаънус (яъне Абдулаҳад. *Ҳ. А.*) ба салавоти кабир фоиз гардида ва аз илтифот ба қазои вилояти Нурато ва аз он ҷо ба қазои вилояти Хатарчӣ гардида, алҳол маъзул гардида дар зовияи ҳаёт муқим ва дар гӯшаи дуогӯӣ мустаким аст. Табъи хуб ва шеъри марғуб дошта».

Афзали Пирмастӣ ҳам маълумоти болоро зикр карда дар боби фазлу камолаш чунин менависад:

«...Рашаҳоти акломи сеҳркораш анбарнисор, нафаҳоти арқоми гуҳарбораш дилкушотар аз насими баҳор, дар дасотири тақрир нодиркор ва дар асолиби таъбир вабардасти рӯзгор аст...».

Ҳамаи тазкиранависон зикр кардаанд, ки Комил дар назди Абдулаҳадхон соҳиби иззат ва эҳтиром буда дар васфи мир қасида ва ғазалҳо гуфта, аз назари ӯ гузаронида, аз мамдуҳи худ борҳо меҳрубониҳо дидааст.

Шоири мусоир ва шарикдарсаш Мулло Мӯсои Бадахшӣ (тахаллус Мухлис) дар бораи нагирифтани даҳьяк (нафақаи мадрасаҳонон) ба подшоҳ ариза навишта қайд мекунад, ки қозӣ муддати 2 сол, бо ҳар баҳонае, ба ӯ ва Комили Ҳисорӣ даҳьякро намедиҳад. Илова бар ин дар чанд ҷой аз Комил ном мебарад.

Комил ҳам доир ба вафоти шоир Мухлис марсияи ғамангез навишта таърихи вафоташро чунин менависад:

...Рафиқи нуктадони ман зи олам,
Сафар кард аз ҷаҳони бесару по.
Куҷо шуд мӯниси дерина-охир?
Қанӣ, он мӯшикофи сад муаммо?
Чу Мӯсо кард реҳлат дар ғарибӣ,
Бувад хукмаш фақадаматшаҳидо.
Кунун Комил ба таърихи вафоташ,
Маро ин нукта шуд аз ғайб илқо.
Зи ҷон афганд дил он гаҳ хирад гуфт,
«Намонд в-андар замона Мухлиси мо».

(Мисраи охирин моддаи таърих буда ба ҳисоби абҷад адади 1309-ро ташкил медиҳад, ки ин мутобиқ ба соли 1981 милод мебошад).

Аз шоирону муосирони Қомил Садри Зиё (Шарифҷон Махдум) низ дар «Тазкират-ул-ҳумақо» доир ба ӯ чанд сухане гуфта табъи ӯро паст ва қозигиашро бемурувватона ба қалам медиҳад, ки то чӣ андоза дуруст будани суханони ӯро маълум кардан душвор аст.

Садри Зиё чунин менависад:

«Қомил тахаллуси волои қозӣ Қомили Ҳисорӣ аст. Ки шоири моҳири амир Абдулаҳадхон аст. Қабл аз ҷулуси салтанат, дар аснои ҳукумати вилояти Кармина ба хизматаш расида, тарбият дида ва марҳаматҳо ёфта. Баъд аз ҷулуси амири мазкур ба қатори қозиён мунсалик гашта дар бораи зердастон доди бемурувватиро дода, ин ашъори ҳайратосор зодаи табъи ишон аст».

Садри Зиё, ҳамчун намуна, ғазали бо матлаи зеринро дарҷ менамояд:

Ҷигаррешам, кабобам, дилфигорам, ахгари ишқам,
Сиришкам, нолаам, доғам, сипанди миҷмари ишқам.

Вале ин муаллиф дар охири ғазал чунин қайд мекунад: «Яке аз шуарои муосирин... Ҳошим Шоиқ, ки дар авоили инқилоби Бухоро ба тарафи Афғонистон баромада рафта буд, бар ин ғазали қозӣ Қомил, бар қофияи «ишқам» як байти дигар аз тарафи худ илҳоқ кардааст, ки алҳақ ба воситаи ин байт абьёти қозӣ Қомил, ки хеле нуқсон дошт, акнун комил шуда: Байт:

Ҷуворзам, даббаам, дулам, ба гирди кунда машғулам,
Зи каф то шона ғарқи равғанам, равғангари ишқам».

Аммо устод Айнӣ дар ҳошияи ин варақ бо дасти худ чунин ислоҳ даровардааст:

«Ин байти илҳоқӣ азони ман аст, ки дар вақти тартиб додани «Намунаи адабиёти тоҷик» «яке аз зарифони Бухоро» ҳамроҳ карда будам. Мисраи дуюми ин байт, дар ин китоб ғалат сабт шудааст. Дурусташ «зи каф то шона равған гаштаам, равғангари ишқам» аст (имзои устод Айнӣ).

Бинобар он, ки «Намунаи адабиёти тоҷик»-и устод Айнӣ пеш аз асари Садри Зиё навишта шудааст, бешубҳа сухани устод Айнӣ саҳеҳ мебошад.

Аз олимони советӣ аввалин бор устод Айнӣ дар «Намунаи адабиёти тоҷик» аз Қомил хабар дода соли вафоташро 1334 ҳиҷрӣ (1915 м.) нишон дода шеъри бо радифи «ишқам»-ро ҳамчун намунаи ашъораш зикр менамояд. Дар охири ғазал қайди устод, ки дар боло гуфта шуд, низ сабт ёфтааст.

Аз ҳамаи маълумотҳои зикршуда чунин ба назар мерасад, ки Қомил яке аз шахсони бонуфузи дарбори амир Абдулаҳад буда, аксари умрро дар хизмати ин амир гузаронида соли 1334 ҳ. (1915 м.) вафот ёфтааст.

Қозӣ Қомил табъи шоирӣ дошта, чунон, ки гуфтем, як девон шеър эҷод кардааст, ки баъзе аз онҳо шеърҳои хуб мебошанд. Вале афсӯс, ки инони табъи шоир ба дасти худи ӯ набуда, аксари ашъораш бо амр ва фармоиши ҷаноби олӣ (Абдулаҳад) ҳамчун ашъори фармоишӣ (заказӣ) гуфта шудаанд. Ҳатто дар девони шоир қайдҳои худи муаллиф мавҷуд аст, ки аз сухани ҷаноби олӣ саркашӣ карда ба итоби ӯ гирифтор шудааст. Мисоли зеринро хонем:

«Мастур намонад, ки вақте ҷаноби олӣ ба Мулло Муҳаммад Қомил тахмиси чанд байти Лисон-ул-ғайб Ҳофизи Шерозӣ фармуда, домуллои мазкур дар баробари Лисон-ул-ғайб сухан гуфтанро аз рӯи одоб надонистан узре гуфта рад намуда, табиати олӣ (яъне амир.— *Х. А.*) аз ин маънӣ гаронӣ рӯй дода, чанд гоҳе коҳида ҷавоб додаанд. Ин чанд байтро ариза карда дода боз ба дарбори олӣ рафта ба меҳрубониҳои гуногун мушарраф гардидаанд».

Аз ин ҷиҳат баъзе шеърҳои Қомил дар ҳақиқат ҳам суст ва беобуранг баромадаанд. Вале баъзе ғазал ва мухаммасоти шоир аз ҷиҳати шеърӣ камбудӣ надоранд. Аксари ашъори шоир Қомил мазмуни мадҳия доранд, ки ба мадҳи Абдулаҳад гуфта шудаанд. Вале шеърҳои мазмуни лирикӣ дошта ҳам дар ашъори ӯ кам нест.

Намунаҳои зерин аз табъи Қомил мебошанд:

Аё гулчеҳра, бо рухсори зебои ту салламно,
Ба нури оразы хуби мусаффои ту салламно.
Саводи чашми ҷодуят дилу дин мебарад ҳар дам,
Ба сеҳри ғамзаи чашмони шаҳлои ту салламно.
Ба имо ханҷари абрӯи бедодат харобам кард,
В-аз он ҷаллоди ошиқкуш ба имои ту салламно.
Зи мушкин донаи холи лабат ман доғи дил гаштам,
Ба он дурдона ёқути муҷаллои ту салламно.

Ба ёди сарви мавзуни қадат дил об мегардад,
Ба шамшоди хироми қадди болои ту салламно.
Хиҷил кабки дарӣ аз зебу рафтори ту шуд, эй маҳ,
Зи тарзи қомати рангину раънои ту салламно.
Ба даври орази маҳ зулфи мушкинро барафгандӣ,
Ба тоби турраи ҷаъди сумансои ту салламно.
Аҷаб мастона бебокӣ ту, эй шӯхи парипайкар,
Ба нозу ишваву лаъли шакархои ту салламно.
Ба як ними нигаҳ аз ошиқи Комил рабудӣ дил,
Ба чашмони сиёҳи сурмаосои ту салламно.

* * *

Сад шукр, ки дай рафту баромад гули саҳро,
Айёми баҳорон шуду ҳангоми тамошо.
В-аз сабза бишуд боғи ҷаҳон тозаву рангин,
Хуррам зи насими саҳарӣ домани саҳро.
Бикшода паи ханда кунун ғунча лаби хеш,
Дар ҳар чамане нолакунон булбули шайдо.
Сад ҳайф, ки як тозарухе нест ба олам,
Ҷӯяд дили ғамдидаи ошиқ ба мадоро.
Ҳангоми нишот аст кунун мавсими шодӣ,
Ку ёри паричеҳратани шоҳиди раъно.
Омад ба барам лаҳзае бо нозу карашма,
Нагрифт зи рух як даме он зулфи сумансо.
Бар захми дили хастаи афгори ман имрӯз.
Қ-аз лаъли лабаш бӯса диҳад баҳри мудово.
Як лаҳза дар оғӯши ман он ҳуршамоил,
Чун гул бикушояд нафасе банди қаборо...

* * *

Маяфган даври ораз, эй парӣ, зулфи сумансоро.
Ки то бинам ба коми дил даме рухсори зеборо.
Зи мӯжгони итоболудаат хунинҷигар гаштам,
Мадеҳ таълими нозу ишва чашми шӯху шаҳлоро.
Рабудӣ аз кафам сабру шикебоӣ намедодам,
Намепурсӣ ҷаро ҳоли мани маҳзуну шайдоро.
Ки бе васли рухат сели сиришк аз дида мерезем,
Зи ҳаҷрат мекунам тӯфони ғам ин чашми биноро.
Мазоқи ҷонам аз шаҳди лабат ширин нашуд як дам,
Ки то вақти саҳар мебӯсад он лаъли шакархоро.
Нагаштӣ моили оғӯши ҷонам як шабе ҳаргиз.
Намудӣ ҷилвагар пеши рақибон қадди раъноро...

Асирӣ холи ҳиндуи лабат шуд дар ҷаҳон Комил,
Накардӣ шод рӯзе ин дили ғамдидаи моро.

* * *

Дилам аз лаъли майгуни ту дар тобу таб аст имшаб,
Кӣ дар оғӯши нозат то саҳар лаб бар лаб аст имшаб?
Ту дар базми рақибу ҳар нафас ман зор менолам,
Маро ин бахти вожун аз кадомин кавкаб аст имшаб.
Дилам в-аз новаки шӯхи ту дар хун метапад охир,
Ки ҷонам ташна в-аз он оби чоҳи ғабғаб аст имшаб.
Ба меҳроби ду абрӯят рукӯъи аҷз меорам,
Ба кӯят нолаи ман зикри ё раб, ё раб, аст имшаб.
Шаби ялдои ҳиҷрон сӯхтам субҳе нашуд пайдо,
Магар то рӯзи маҳшар зулмати шаб дар шаб аст имшаб,
Биё соқӣ, ба даври навхатон ҷоме ба каф овар,
Зи ҷабри гулрухони даҳр ҷонам бар лаб аст имшаб.
Биё, Комил, тариқи ишқро аз каф мадеҳ ҳаргиз,
Сулуки ишқбозӣ мазҳаби хушмашраб аст имшаб.

* * *

Бо кӣ гӯям нигаҳи наргиси ҷодуи туро,
Фитнаи мардумаки соҳири ҷодуи туро.
Бисмили нози ту гардид ҳар он кас, ки бидид.
Як даме ишваи он теғи ду абрӯи туро.
Мурғи ҷон гашта ба доми сари зулфи ту асир,
Дида то донаи холи лаби ҳиндуи туро.
Ман чаро ҷон надиҳам бар сари зулфайни ту боз,
Ки ба сад ҷон натвон дод сари мӯи туро.
Мунфаил сарв шуду ҷоҷу гул омад ба суҷуд,
Боғбон кард ҳикоят қади дилҷӯи туро.
Ҳар киро толеъи масъуд мадад фармояд,
Диҳад ӯ бӯса лаби лаъли сухангӯи туро.
Чанд рӯзест, ки Комил ба дарат бахри умед,
Мекунад кӯҳли басар хоки сари кӯи туро.

* * *

Ғараз з-ин нуктаронӣ нест изҳори расоиҳо,
Намӯдории фазлу донишу муллотарошиҳо
Ки андар олами асбоб шояд маърифат ҳосил,
Ба олизода гардад боиси дерошноиҳо.
Ҳуҷуми эҳтиёҷи даҳр ин ғавғо ба гӯшам гуфт,

Вагарна нест беҳтар бо ман аз фикри ҳамушиҳо.
Зи деҳқони куҳан ман илтимоси панд бинмудам,
Зи хирман кишт бардорӣ, кунӣ гар донапошиҳо.
Дилам бигрифт аз зуҳду риёву тоати зоҳид,
Маро шӯри ҷунун хуштар бувад з-ин порсоиҳо.
Мусаввир ҳатту холу зулфу абрӯ чашми ҷодуяш,
Ба ҳикмат гар кунад наққоши Чин ин турфакошиҳо.
Агар дар пардаи қонун наво Ушшоқро созӣ,
Кунад, Комил, садо мизробаки ноҳунхарошиҳо.

## МИРЗО МУРАССАЪ

Ин шоир аз Ҳисори Шодмон буда бо Парӣ ва Мирзо Ҳасрати Ҳисорӣ муосир будааст. Мир Сиддиқ Ҳашмат дар «Тазкират-уш-шуаро»-и худ доир ба Мирзо Олимҷони Ҳасрат маълумот дода аз ӯ чунин ном мебарад: «...зоҳирро рутбаи камолаш (каломи Мирзо Ҳасрат баъд аз Мирзо Парӣ ва Мирзо Мурассаи ҳисорӣ бошад».

Аз ин ҷо маълум мегардад, ки Мирзо Мурассаъ аз Ҳисор аст, вале дар бораи аҳвол ва ашъораш ба таври алоҳида Ҳашмат чизе наменависад, ки сабаби инро фаҳмидан душвор аст.

Мо дар Китобхонаи оммавии республикавии ба номи Фирдавсӣ (дар Душанбе) дар нусхаи қаламии рақами 1256 (вар. 27—29) як мухаммаси шоирро ки ҳамчун ширу шакар ба забони ӯзбекӣ ва тоҷикӣ навишта шудааст, дучор омадем. Аз ин мухаммас маълум мешавад, ки ӯ низ мисли бисьёр шоирони Ҳисор ба ду забон баробар шеър мегуфтааст...

Илова бар ин, аз ин мухаммас пай бурдан душвор нест, ки Мирзо Мурассаъ табъи шоирии хеле хуб дошта, шеърро ҳамчун Парии Ҳисорӣ фаҳмо, хушоҳанг ва бо калимоти соддаву равшан менавиштааст. Аз он ҷое, ки калимаи Мирзо ба исмаш ва ё тахаллусаш илова шудааст, гумон меравад, ки шоир бояд мирзои ҳаттот ва ё мирзои ягон шахси амалдори замонаш буда бошад.

Аз осораш ғайр аз ин як мухаммас чизе ба даст надорем. Мухаммаси мазкурро барои надонистани забони ӯзбекӣ танҳо қисми забони тоҷикиашро гирифтем:

Эй ба хубӣ шӯҳраву якто ба мулку баҳру бар,
Зулф дилкаш, ноз беҳад, чашм чун бодоми тар,
Рамзогаҳ ,шӯхи маҳшарҷилваи бедодгар,

Аз ниқоби он чабин чонсӯз гардад чилвагар,
Мешавад дар пардаи зулмат ниҳон шамсу қамар.

Баски шуд сарфи хаёлат ин дили ғампешаам,
Бандии тори сари зулфат раги андешаам,
Дар дили фӯлод чо дорад чу чавҳар решаам,
Ҳамчу Фарҳодам ба чон муштоқи об аст тешаам,
Кӯҳро месозам аз афғони худ зеру забар.

Дод аз чавру ситамҳои паёпай карданат,
Куштаи теғи туам хуни ман андар гарданат,
Дасти ман пайваста
дар маҳшар ба тарфи доманат,
Ҳаст доим дур бод аз офати даврон танат,
Дар нигоҳи нотавонбин бод ҳуснат бехатар.

Ман бад-ин ҳолу ту бо васли рақибон дар ҳузур,
Мефурӯзад партави ҳуснат ба базми ғайр нур,
Дигарон дар базму ман аз суҳбати васли ту дур,
Дард хоҳам аз ҳамин дам то дами явмуннусур,
Аз ту дорам доғҳои беҳисоб андар чигар.

Аз тараддуд баски саргардони баҳру бар шудам,
Хешро дар оташи ишқат задам ахгар шудам,
Бо чунун хӯ карда савдои ту андар сар шудам,
Сӯхтам аз шавқи ту чунон,
ки хокистар шудам,
Нест боқӣ аз ман андар олами ҳастӣ асар.

Шӯхи ошиқпарвару маъшуқи шаҳрогоҳи ман,
Шӯҳраи даврон саропо, фитнаи дилхоҳи ман,
Марҳами дарди рақибон,
рӯзу шаб чонкоҳи ман,
Худ наметарсӣ, баногаҳ, сахт гирад оҳи ман,
Бош доим аз дуои ошиқи худ бохабар.

Эй Мурассаъ,
гирьяву озори дилдорат макун,
Ҳеч изҳори ғаму дарди дили зорат макун,
Назди ҳар кас шиква аз бемеҳрии ёрат макун,
Селро буньёд бар девори гулзорат макун,
Лаб фурӯ банд аз сухан в-аз
гуфтугӯҳо даргузар.

## МУҶРИМИ ДАРВОЗӢ[1]

Муҷрим тахаллуси адабии шоири нимаи асри XIX-и Дарвоз Шайх Аҳмад мебошад. Деҳаи зодгоҳи шоир маълум нест. Вале ӯ аз муосирон ва мусоҳибони шоирон Фитрат ва Абдуллобеки «Мазлум»-и Дарвозӣ буда дар маҷлисҳои адабӣ ва маҳфилҳои Бедилхонии онҳо иштирок доштааст. Ҷои вафоти шоир низ ҳамон зодгоҳи ӯ мебошад. Муҷрим ба хондани мадраса имконият пайдо накарда ба шоирон ва олимони Дарвоз шогирдӣ карда илми шеър ва шоириро омӯхтааст. Бинобар истеъдоди фаровон ва завқи бисьёр доштанаш, ба камолоти шоирӣ расида девони ашъори мукамалеро ба мерос гузоштааст. Девони ашъори шоир ба мо дастрас нашудааст. Вале олими Афғонистон Абдуллатифи Падром дар маҷаллаи «Жвандун» (ш. 43—44 аз соли 1359—1981, саҳ. 46—47) дар бораи ин шоир ва дучор омадан ба девони ашъораш хабар додааст. Аз мақолаи мазкур пай бурда мешавад, ки Муҷрим аз деҳаҳои Қалъаиҳум буда, истеъдоди шоирии фаровон доштааст. Шеърро дар пайравии Мирзо Бедил гуфта ба ғазалиёти ӯ мухаммасҳо бастааст.

Девони Муҷрим ба тариқи анъанавӣ ба тартиби алифбои арабӣ мураттаб сохта шуда бо байтҳои зерин оғоз меёбад:

Ибтидо кардам китоби худ ба номи кибриё,
Қ»ӯст шоҳаншоҳи олам, холиқи арзу само.

Дар девони шоир бештар ғазал ва баъд мухаммас, мусаддас, мустазод, қасида, тарҷеъбанд ва қитъаот мавҷуд будааст. Шоир дар ашъораш бисьёр масъалаҳои панду ахлоқ, иҷтимоӣ ва ишқию ошиқиро мавҷиби эҷод донистааст. Шоир дар аксари ашъораш фикрҳои риндона ва равшанфикрона ва дар баъзе шеърҳо ҳамчун суфиёна баромад мекунад, ки ин ихтилофи фикраш акси замони беқарории шоирро мефаҳмонад. Ашъори зерин аз табъ ва девони Муҷрим мебошад:

---

[1] Баъди ба тартиб даровардани китоб аз маъхазҳои гуногун намунаи ашъори якчанд шоири то ҳол номаълум ба даст омад ва мо муносиб донистем, ки онро дар охири китоб ҷой диҳем.

Ёр биё, ту гӯш кун, тантанаи рубобро,
Гир ба каф ту соате ин қадаҳи шаробро.
Нӯш бикун ба ёди он маҳваши гулъизори худ,
Маст шав, оташе фиган, хирмани шайху шобро.
Эй маҳи нозанини ман, бурдай дил ту з-ин ҳазин,
Орази хеш во куну пеш макаш ниқобро.
Бастаи ту ба тори мӯ бандаи дардманди худ,
Лек ту магсилон дигар бахри худо танобро.
Дур маяфганам зи бар, омадаам ба чашми тар,
Бисмиламу мазан ту сар, ошиқи дилкабобро...
Муҷрим, агар ту оқилӣ, фикри хато макун дигар,
Гир ба ҷону дил ҳама гуфтаи ин китобро.

Дигар:

Карда беҷо дилам аз тарф ҷонона ҷудо,
Дасти машшота, худоё, шавад аз шона ҷудо!
З-омадаш шому саҳар ҳар ду ба худ менозад,
Қасри шоҳона ҷудо, кулбаи вайрона ҷудо.
Дам ба дам бод кунад хок ба сар зоҳиди ӯ,
Масту ҳушьёр ҷудо, мардуми девона ҷудо.
Қатраи бода агар нӯш кунад аз лаби вай,
Зи лабаш маст шавад соғару паймона ҷудо.
Кош ҳангоми видоаш ҳамагӣ ҷамъ шаванд,
То ба ӯ хеш ҷудо гирьяду бегона ҷудо.
Муҷримо, донӣ яқин аз сафараш меларзад,
Саҳни айвон ҷудо, бому дари хона ҷудо.

Дигар:

Аз ҳаҷри ту, эй нигорам имшаб,
Ҳам хаставу дилфигорам имшаб.
Андӯҳу муҳаббати ғами ту,
Оварда дар ин диёрам имшаб.
Шаб то саҳар надида роҳат,
Дар дида халида хорам имшаб.
Ман аз ситаму ҷафоят инак,
Дар тавсани ғам саворам имшаб.
Ё раб, чӣ кунам илоҷи худро,
Ҷуз сабр дигар чӣ дорам имшаб.
Афтода ба дасти волии мулк,
Бурданд маро ба дорам имшаб,
Муҷрим чӣ кунад, ки кардаи ту,
З-ин мулк маро фирорам имшаб.

## ЛИҚО

Лиқо тахаллуси адабии шоир Муҳаммадлиқои Кӯлобӣ мебошад. Ӯ дар деҳаи Бадринги ҷамоаи Хоҷағалтон, райони пештараи Шурообод, ҳозира Ленинград таваллуд ёфта умр гузаронидааст. Марди пирсол Шайдуллоҳ Исоев аз деҳаи Навободи колхози Москва, ки таваллудаш соли 1912 аст ва худаш саводи хати арабӣ дорад, доир ба ин шоир, ки қариб ҳамзамони ӯ будааст чунин маълумот дод, ки Муҳаммад Лиқо писари Ятим ном шахси ҳамон деҳа буд. Лиқо ҷавони боистеъдод ва бисьёр шеърҳои ошиқона мегуфт, вале афсӯс, ки дар овони ҷавонӣ дар синни 25 солагӣ аз дуньё чашм пӯшонид. Баёзи ашъори Лиқо дар дасти Шайдуллоҳ Иеоев буд ва мо камфурсатӣ карда танҳо як ғазали зерини ӯро ҳамчун намунаи ашъораш навишта гирифтем:

Эй шӯх ба мисли ту ситамгор надидам,
Хуштар зи руҳат лолаву гулзор надидам.
Андар сари бозори муҳаббат бинишастам,
Ғайр аз ту дигар ҳеҷ харидор надидам.
Аз васл вафо дидаму ноасл ҷафо кард,
Мисли ту дигар ёри вафодор надидам.
Аз кулфату ғам дар дили ман чанд асар кард,
Монанди ту ман ошиқи ғамхор надидам.
Хубони ҷаҳон сурху сафед чанд бипӯшанд,
Бо мисли ту ман куртагулинор надидам.
Чанде, ки Лиқо дар ғами ишқи ту бинолид,
Як бӯса аз он лаъли шакарбор надидам.

## ШОҲИДӢ

Шоир Авҳадиддин ҳам аз шоирони хеле боистеъдод ва шӯҳратманди Қаротегин буда дар асри XVI зиндагӣ ба сар бурдааст. Тазкиранависон аз аҳволаш бехабар мондаанд. Зеро шоир дар зодгоҳи дурдасти худ зиндагӣ мекардааст. Ӯ дар ашъораш «Шоҳидӣ» тахаллус доштааст. Ин марди қобил ва шоири комил як маснавие бо унвони «Гушани тавҳид» ба мерос гузоштааст, ки нусхаҳои он дар китобхонаҳо ва байни мардум хеле фаровон дучор мешаванд. Танҳо дар захираи дастхатҳои А. Ф. Ӯзбекистон 37 нусхаи ин маснавӣ маҳфуз аст. Дар захираи А. Ф. Тоҷикистон ва захираи китобхонаи оммавӣ-республикавии ба номи Фирдавсӣ, низ нусхаҳои ин

асар мавҷуданд. Худи муаллиф дар асари мазкур нақл мекунад, ки ӯ ба 600 байти маснавии Ҷалолиддини Балхӣ ба тариқи 5 байт бар як байт ҷавоби шарҳмонанд гуфтааст, ки авзони онро низ пайравӣ кардааст. Худи муаллиф дар бораи асараш чунин менависад:

Худ навиштам, хатм кардам он замон,
Нусаду чил сол буд таърихи он...
Шоҳидӣ, ки нозими ин гулшан аст,
Чашмҳош аз нури ирфон равшан аст.
Чун ки бо авни худо кардам тамом,
Кардам ӯро «Гулшани тавҳид» ном.
Ин китоби Шоҳидии мавлавӣ,
Гашт мифтоҳи кушуди «Маснавӣ».
Ман ба шашсад байт гуфтам се ҳазор,
Монад аз ман ошиқонро ёдгор.
Нест ин гуфтори ман, эй розҷӯ,
Аз забони Шоҳидӣ гӯёст ӯ...

«Гулшани тавҳид» шоҳиди ба дараҷаи баланди камолоти шоирӣ расидани шоир Шоҳидӣ мебошад.

## ҶОМӢ

Ҷомӣ ибни Камолиддини қаротегинӣ буда баъдҳо бо лақаби «Мавлавӣ Ҷомии сонӣ» шӯҳрат ёфтааст. Ин шоир дар охири асри XVIII ва аввали асри XIX дар яке аз деҳаҳои Қаротегин (ҳозира райони Ғарм) зиндагӣ ва нашъунамо ёфта дар илмҳои забонаш ба қадри ҳол баҳраёб гардидааст. Ҷараёни зиндагии шоир хуб равшан нест. Аз рӯи осори ба дасти мо расида ва лақаби «Ҷомии сонӣ» доштанаш, чунин менамояд, ки ӯ шоир ва олими хуби замонаш будааст. Ҷомӣ аз худ асари ба шакли маснавӣ навишта шудаеро, ки бо унвони «Мазҳари кул» машҳур аст ва девони ашъорашро ба мерос гузоштааст. Девони ашъораш дар дасти қасе дар Қаротегин мавҷуд будааст, ки муттаассифона, ба назари мо нарасид. Вале асари дигараш маснавии «Мазҳари кул» хеле шӯҳрат ёфта нусхаҳои зиёде дорад. Танҳо дар захираи дастхатҳои шарқии А. Ф. Ӯзбекистон 7 нусхаи ин асар зери рақамҳои 8041, 8951, 10583, 7832, 3931, 3473,11451 ва се нусха зери рақамҳои 224, 1393 ва 498 дар захираи дастнависҳои китобхонаи оммавии Республикавии ба номи Фирдавсӣ дар Душанбе маҳфуз мебошанд. Шоир

ин маснавиро соли 1013—1701 таълиф ва танзим намудааст. Худи муаллиф дар ин бора чунин мегӯяд: «...яъне аз ҳиҷрати Муҳаммади Мустафо як ҳазору сездаҳ сол гузашта, буд, ки ҳукм намуд ба хатми ин китоби «Мазҳари кул». Ӯ дар ин асар асосан масъалаҳои динӣ: ақоид, усули шариат, илми калом сухан меронад. Ғайр аз инҳо боз чанд рисолаҳои кӯтоҳ-кӯтоҳ ва дар қисми охираш баъзе рубоиёти шоир ҷой гирифтаанд. Худи муаллиф доир ба ин асараш чунин мегӯяд:

Сумайма ба «Мазҳари кул» билқусур,
Зеро бикард кулли ақоид дар ин зуҳур...
Баҳраш шудаст Ахраби макфуфи қоилин,
Мафъӯлу фоилот мафоилу фоилин.
Шуд ду ҳазор ҷумлаи абьёту чорсад.
Маъхаз валек мар набувад дар шумори ад.
Кардам назар зи рӯи тааммуқ чу дар китуб,
Рӯи оваред «Кашфи хифо» рафъи ҳар ҳуҷуб.
Ҳафтоду панҷ ҷумла ақоид бишуд падид,
Дар силки назм ҷамъ ҳама кард шуд садид.

Шоири дигари қаротегинӣ Одинамуҳаммади ибни Мир оқил соли 1195—1780 бар асари «Мазҳари кул»-и Ҷомӣ бо унвони «Вазеъ-ул-баён» шарҳ навишта, зарурияти шарҳ, таърихи таълиф ва бисьёр тарафҳои китоби худро дар он нақл кардааст:

...Ҳазорон шукр мар халлоқи акбар,
Ки ӯ бинмуд лутфи хеш яксар.
Дар ин асру замона з-ибни Оқил,
Чунин шарҳе бурун оварда ба «Мазҳар»...
Номи ин нусхаи накӯахтар,
Шуд «Вазеъ-ул-баён», эй меҳтар.
Шуд мусанниф ба ин зи лафзи худо,
Ибни Оқил, каминаи аҳқар...

Нусхаҳои зиёди ин асар низ дар захираҳои дастхатҳои шарқии СССР мавҷуд аст. Рубоӣ ва ғазали зерин аз табъи Ҷомии сонӣ мебошад:

Хун шуд ҷигари лаъли Бадахшон аз ҳаҷр,
Зар шуд рухи хуршеди Бадахшон аз ҳаҷр,
Садпора дили ғунчаи хандон аз ҳаҷр,
Андар ҷарас ин нолаву афғон аз ҳаҷр.

### Ғазал:

Орзу дорам ба дил мақсудҳо мебоядам,
Охири кораш ба ман чанд чизҳо мебоядам.
Соягии офтобу оби ҷӯшу пистамағз,
В-ар даҳан ширин кунад, шому сабо мебоядам.
Қоса-коса ширҳои гову шири гӯсфанд,
Лахта-лахта чоштгоҳ ҷурғотҳо мебоядам.
Гашти пешин бо намози шом мегиред ду фар,
Қанд пошида бар ӯ қандмолҳо мебоядам.
Гашти пешин бо намози шом навъи дигар аст,
Бо такаллуф ошҳо қайлаҷудо мебоядам.
Аз биринҷу мошу гандум чизҳои гову кишт,
Ҳазрати Юсуфсират анбарҳо мебоядам.
Аз тамоку баргаи сабз бошаду аъломи хуб,
Бо чилими лаълу ёри дилкушо мебоядам.
Як рама бо сад рама аз моли султон Ҷумҷума,
Бар сари ҳар як рама даҳмардҳо мебоядам.
Як ҳазору ду ҳазор бо тозиён вақти шикор,
Ҳар сагеро чун ҷуле қимматбаҳо мебоядам.
Реза-реза тубахона ҳаҷраҳо аз каҳу мош,
Хуша-хуша аз даруни осиё мебоядам.
Аз хурӯши тарману чандин сипоҳи бекарон,
Сад ҷавони ҷаҳбапӯш аз ақрабо мебоядам.
Дилбари ошиқкуши ҷодуваши Ҷомиваше,
Дар канораш хоб рафта бӯсаҳо мебоядам...[1]

## МАҒМУМ

Мағмум тахаллуси адабии шоири охири асри XIX ва нимаи аввали асри XX Мирзо Авлиё Ҳусайни Дарвозӣ мебошад. Ӯ дар деҳаи Кеврони райони Қалъаи Хум ба дунъё омада ва дар ҳамон ҷо нашъунамо ёфтааст. Ӯ дар солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ дар Қалъаи Хум ба баъзе корҳои давлатӣ дохил шуда кор мекардааст. Вале соли 1935-ум бо баъзе андешаҳои хом ва ташвиқотҳои душманони советӣ ба тарафи Дарвози қисми Афғонистон мегузарад. Мағмумро ҳамдиёронаш шоири хуб ва муштабъ тавсиф мекунанд. Табъаш ба мутоибаву ҳазл моил буда, ҳамдиёронаш баъд аз Ерии Дарвозӣ уро шоири хуби худ дониста бисьёр шеърҳояшро аз ёд медо-

[1] Баёзи дастхат, моли шахсии Мулло Ғайрати Ҳисорӣ.

нанд. Маѓмум, тахминан, солҳои 60-уми асри мо аз дунё даргузаштааст. Шоир девонашро ва ё ки маҷмуаи ашъорашро мураттаб сохта будааст, ки дар дасти баъзе дӯстдорони адабиёт ҳамчун моли шахсиашон маҳфуз будааст. Муттаассифона дастраси мо нашуд. Ашъори зеринро аз табъ Маѓмум гуфта яке аз ҳамдиёронаш хонда дод:

Қай диҳам тутпустаки Дарвоз бо ҳалвои тар,
Қай баробар мекунам талқони худро бо шакар.
Мардумон аз шуѓли деҳқонӣ ҳама нон мехӯранд,
Қути Дарвозӣ зи Кӯлоб аст дар як пушти хар.
Одамони мулки дигарро насиб аст боѓу роѓ,
Одами Дарвозиро бошад насибаш кӯҳу ҷар.

* * *

Шокиро, хушҳол бошу фикри худ дар хона кун,
Ё кулоҳу жанда пӯшу хешро девона кун.
Орзу дорӣ шавӣ дар шаҳри Хум мирзорайис,
Одамонро ҷамъ созу хешро парвона кун.
Орзу дорӣ навад сум пул бигирӣ дар ду моҳ,
Як ду кайбону биёру як-ду-се қушхона кун.
Гар, ки кайбону наёфтӣ ту зи баҳри нонпазӣ,
Рафта Қурбонгул биёру зулфи ӯро шона кун.
Гар, ки Қурбонгул шудаст бемору зори ҳасбия,
Як каноҷи тез гиру як-ду-се соѓона кун.
3-он, ки имсолат нашуд, дар соли дигар мешавад,
Қори худро пеш гиру фикри одамхона кун.

## МАХДУМ

Махдум тахаллуси адабии шоири асри XIX Мулло Муртазои валади Ниёзмуҳаммади Кулобӣ мебошад. Махдум яке аз мадрасаҳои Бухороро хатм намуда, пас ба мансаби завворӣ таъин мешавад. Худи шоир дар ин бора чунин мегӯяд:

Шукри иллаҳ, ки маро мансаби завворӣ шуд,
Лиллаҳалҳамд, зи ҳақ боз маро ёрӣ шуд.
Сӣ нафар ҳамдами якдигару аз ҳам дигарем,
Аз қадам маслаки мо кӯчаву бозорӣ шуд.[1]

---

[1] Муҳтарам, Тазкират-уш-шифо, нусхаи дастхати рақами 2252, захираи АФ. Ӯзбекистон, вар. 92.

Доир ба ин шоир Неъмат-ул-лоҳи Муҳтарам дар [illegible]кирааш маълумот дода чунин менависад:

«Махдум тахаллуси фозили хушгуфтор, мулло Мур[illegible]бои Хатлонӣ, ки сайти камолу афзоли кутуби расмия [illegible]рда ба мансаби заввории мансуб аст».

Вале намунаи ашъорашро зикр накардаанд, ки шояд [illegible]р даст надоштааст.

## МУНДАРИЧА

## ҚИСМИ 2

## ДОИРАИ АДАБИИ ҚАРОТЕГИН



## ҚИСМИ 3

## ДОИРАИ АДАБИИ КӮЛОБ